**БА ИФТИХОРИ 1150-УМИН СОЛГАРДИ ЗОДРӮЗИ ПОЯГУЗОРИ АДАБИЁТИ КЛАССИКИИ ФОРСИИ ТОҶИКӢ УСТОД АБӮАБДУЛЛОҲИ РӮДАКӢ**

Таҳияи Аббоси Афсаҳзод.

**Аълохон Афсаҳзод. Одамушшъуаро Рӯдакӣ.** Рисолаи тадқиқотӣ. Нашри дувум, Душанбе, «Адиб», 2008, 312 саҳ.

Дар ин рисолаи муфассалу мудаллали бунёдӣ, ки вопасин асари пурарзиши тадқиқотии ховаршиноси маъруфи тоҷик Аълохон Афсаҳзод (1935-1999) дар соҳаи таърихи адабиёти классикии форсии тоҷикӣ ва фарогирандатарин куросае дар Рӯдакишиносии ҷаҳон мебошад, муҳимтарину ҳассостарин масъалаҳои алоқаманди муҳити пурпечутоби зиндагӣ, ҷараёни рӯзгори нотакрору фоҷиъасори шахсӣ ва эҷодиёти пурбаракату мондагори **Поягузори адабиёти классикии форсии тоҷикӣ Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ** (858-941) мавриди баррасии ҷиддии илмӣ қарор дода шудаанд.

Аз ин муҳити аъзам тойифаи гуногуни хонандагону донишмандон ва алоқамандону мухлисони осори хушгувори Падари шеъри форсии тоҷикӣ метавонанд дурри матлуби мавъазату маъонӣ ба каф оварда, ҷаҳони бекарони густардадоманашро бештару беҳтар аз пештар сайру муроқабат кунанд.

# ДЕБОЧА

Беш аз дусад сол аст, ки дар саросари ҷаҳон роҷеъ ба рӯзгору осори Устод Рӯдакӣ тадқиқот бурда мешавад. Агар асарҳоеро, ки роҷеъ ба шарҳи ҳолу мероси адабии Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни Абдураҳмон ибни Одам Рӯдакӣ навишта шудаанд, гирд оварем, садҳову ҳазорон номгӯй мешавад. Вале аксари онҳо ба иллати хеле кам боқӣ мондани мероси адабии шоъири бузург, такрори мақолоту кутуби пешин мебошанд ва ками андар кам нуктаҳои тозаро фаро мегиранд, зеро аз Устод Рӯдакӣ ҳамагӣ дар худуди 1050 байт боқӣ мондааст. Бар замми ин, дар таҳқиқу пажӯҳиши рӯзгору осори Устод Рӯдакӣ асарҳое мавҷуданд, ки осори салафи худро ҷамъбаст намуда, чун марҳалаҳои навин шинохта мешаванд. Ба андешаи ман, аз кулли асарҳое, ки дар тӯли 200 соли охир таълиф гардидаанд, се асари зерин қолиби таваҷҷӯҳи хос мебошанд.

**Якум.** Соли 1873 ховаршиноси машҳури олмонӣ Ҳерман Эте аввалин шуда аз байни муҳаққиқони уропоӣ бахшида ба масоъили рӯзгору осори Рӯдакӣ бо номи «Рӯдакӣ — шоъири Сомониён» китобе таълиф намуда, аз 24 маъхаз 52 пора абёт ва ашъори парокандаи шоъирро, ки ҷамъан 238 байтро фаро мегирад, гирд оварда, онҳоро ба олмонӣ низ баргардонда, аз рӯйи тасвирҳои шоъиронаи онҳо, ки ағлаб аз тимсолҳои равшани ба чашм дидашаванда иборат буданд, ба кӯри модарзод будани Устод Рӯдакӣ шак оварда, пешниҳод намуда буд, ки гӯяндаи чунин ашъор набояд кӯри модарзод бошад.

**Дувум.** Донишманди пуркору пухтакори эронӣ Саъид Нафисӣ солҳои 1930—1934 доир ба масъалаҳои зиндагӣ ва осори Рӯдакӣ иборат аз се ҷилд бо номи «Аҳвол ва ашъори Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад Рӯдакии Самарқандӣ» асари муфассале навишта, дар давоми солҳои 1309 шамсӣ (1930 мелодӣ) - 1313 (1934 мелодӣ) ба табъ расонд, ки дар Рӯдакишиносии ҷаҳон мақоми арзандаеро молик аст.

Устод Нафисӣ дар ҷилди аввали асари худ ба вазъи сиёсӣ, аҳволи хоҷагӣ, манзараи фарҳангӣ дахл карда, ҳамчунин вазъи сиёсӣ-иқтисодӣ ва ҷуғрофии замони Рӯдакиро ҷамъбаст намуда[1], ҷилди дувуми онро ба зистномаи Рӯдакӣ ва масъалаҳои марбут ба он, аз қабили ба ҳам омехтани ашъори Рӯдакӣ ва Қатрон, махсус гардонда, дар ҷилди савум гуфтори дар ҳаққи Одамушшуъаро эродкардаи бузургони адабиёти форсу тоҷик, аҳли китоби арабу турк, тарҷумаи навиштаҳои хориҷӣ роҷеъ ба Рӯдакиро дар Урупо гирд оварда, аз 78 манбаъ 832 байти Рӯдакиро ҷамъ карда, китоби арзандаеро дар бораи Рӯдакӣ таълиф намуд, ки пояи тамоми тадқиқоти минбаъда перомуни сардафтари адабиёти форсу тоҷик қарор гирифт.

---

1. **Саъид Нафисӣ.** Аҳволу ашъори Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад Рӯдакии Самарқандӣ, Теҳрон, ҷ. 1, 1309; ҷ. 2, 1310, ҷ. 3, 1313.

**Савум.** Соли 1958 дар Иттиҳоди Шӯравӣ, Эрон ва баъзе кишварҳои дигар 1100-мин солгарди зодрӯзи Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ таҷлил карда шуд. Ба ин муносибат дар Тоҷикистон масъалаи омӯхтан, ҷустуҷӯ ва таҳқиқу таҳлили зиндагӣ ва мероси адабии боқигузоштаи Устод Рӯдакӣ суръату ҳаракати бештаре пайдо карда, бахшида ба санаи мазкур як силсила асарҳои пурарзише ба вуҷуд омаданд, ки монографияи академик Абдулғанӣ Мирзоев «Абӯабдулло Рӯдакӣ»(Душанбе, 1958) муҳимтарини онҳост, ки соли 1966 (ба забони форсӣ) дар Теҳрон ва соли 1968 (ба забони русӣ) дар Маскав низ ба табъ расид.

Марҳум Абдулғанӣ Мирзоев тамоми ахбору асноди дар маъхазҳои форсӣ, арабӣ ва туркӣ доир ба рӯзгору осори Устод Рӯдакӣ мавҷудбударо фароҳам оварда, аз ҷиҳати танқидӣ омӯхта, маълумоти муфассали адабиёти илмии урупоиён, русҳо, шарқиён ва сойири кишварҳоро таҳлил намуда, ба хулосаҳои амиқи илмӣ расид. Соли 1341 шамсӣ (1961) дар Теҳрон нашри дувуми асари Саъид Нафисӣ бо такмилу иловаҳо таҳти унвони «Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ» аз чоп баромад, ки дар зимни он 1048 байт аз ашъори Устод Рӯдакӣ аз 93 манбаъ гирд оварда шудааст.

Соли 1968 профессор Абдураҳмон Тоҳирҷонов бо номи «Рӯдакӣ» ба воситаи нашриёти Донишгоҳи давлатии Ленинград рисолаеро чоп кунонд, ки «Ҳаёту эҷодиёт. Таърихи пажӯҳиш» ном зерсарлавҳа дошта, бо мақоли арабии «ал-ҳақиқату бинт-ал-баҳс» яъне «ҳақиқат духтари баҳс аст» шурӯъ мешавад.[2]

Азбаски дар ин асарҳо ҳар дафъа кулли асарҳои пешин бо камоли ҷиддият аз нигоҳи таҳлилу таҳқиқу танқид мегузаранд, ин амр моро аз таҳлилу ҷамъбасти дигарбораи асарҳои то кунун роҷеъ ба Устод Рӯдакӣ нигошташуда бениёз мегардонад.

Алҳол аҳли таҳқиқ роҷеъ ба Рӯдакӣ аз манбаъҳои хаттии асрҳои X—XV ба тоҷикӣ ва арабӣ гуфтори шуъарои муъосири ӯ — Абӯзироъаи Гургонӣ, Дақиқӣ (ваф. 977), Тавҳидӣ (ваф. 1010), Фирдавсӣ (ваф. 1020), Унсурӣ (ваф. 1039), адибони баъдина - Носири Хусрав (ваф. 1088), Рашидии Самарқандӣ (асри XI), Амир Муиззӣ (ваф. 1126), маълумоти «Таърихи Систон» (асри XI), ахбороти Арӯзии Самарқандӣ дар «Чаҳор мақола» (соли таълиф — 1157), Абӯбакри Самъонӣ дар «Китоб-ул-ансоб» (1113— 1167), Муҳаммад Авфии Бухороӣ дар «Лубоб-ул-албоб» (соли таьлиф — 1221), «Шарҳи Яминӣ» (асри ХШ), Ҳамдуллоҳи Қазвинӣ дар «Таърихи гузида» (соли таълиф — 1330), гуфтаҳои Ҳофизи Шерозӣ, Шамси Фахри Розӣ (асри XIV), навиштаҳои Аҳмад ибни Алӣ ибни Умари Манинӣ дар шарҳи «Таърихи Утбӣ» (ибтидои асри ХШ), Ёқути Ҳамавӣ (1179—1229) дар «Мӯъҷам -ул-булдон», Наҷотии Нишопурӣ дар «Басотин -ул-фузало» ва «Райоҳин -ул-ъуқало фӣ шарҳи «Таьрих -ил-Утбӣ» (соли таълиф —1309), Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» (асри XV), Давлатшоҳи Самарқандӣ дар «Тазкират-уш-шуъаро» (соли таъл. —

---

**2. А. Т. Тагирджанов.** Рудаки. Жизнь и творчество. История изучения, Издательство Ленинградского университета, 1968, 338 стр.

1487)-ро дар даст доранд, ки ҳар қадар мухтасар ва гоҳе такрори якдигаранд, баъзе ҷиҳатхои зиндагӣ ва эҷодиёти Устодро ба таври худрӯшан мегардонанд. Вале тамоми навиштаҳои баьдина айнан ва ё бо таҳриру талхис аз манобеъи мазкур иқтибос шуда, чизи тозае надоранд.

Соли 1965 дар Душанбе бо номи «Рӯдакӣ» феҳристе нашр гардид, ки 1235 номгӯйро фаро мегирад ва дар он ҳамаи навиштаҳое, ки дар Тоҷикистон оид ба масъалаҳои гуногуни рӯзгору осору афкори Устод Рӯдакӣ то соли 1965 дар рӯзномаву маҷаллаҳо ва китобҳои ҷудогона ба табъ расидаанд, гирд оварда шудаанд[3].

Баъди ин ҳам баррасии муҳити зиндагӣ, таърихи замон, ҷараёни ҳаёту эҷодиёт ва суннатҳои поягузоштаи Устод Рӯдакӣ давом кард. Соли 1970 дар Душанбе, дар назди Академияи улуми Ҷумҳурии Тоҷикистон, Анҷумани «Солонаи Рӯдакӣ» таъсис гардид, ки соле як бор конфаронси илмӣ барпо мекард. Чунин ҷаласаҳои анҷуман дар шаҳрҳои Душанбе, Хуҷанд, Панҷакент, Кӯлоб ва сойири шаҳрҳои дигар баргузор шуданд ва аз маводи конфаронсҳо маҷмӯъае таҳти унвони «Ёдбуди Устод Рӯдакӣ» нашр гардид. Соли 1977, баъди вафоти Абдулғанӣ Мирзоев, фаьолияти анҷуман қатъ гардид, аммо пажӯҳиши масоъили рӯзгору осори Рӯдакӣ ҳамон давом мекард, ки дар ин соҳа корҳои анҷомдодаи профессор Расул Ҳодизода ва луғатшинос Амон Нуров қобили зикр аст[4].

Бешубҳа, таърихи 1100- солаи пасини адабиёти классикии тоҷик бо номи бунёдгузори он Устод Рӯлакӣ сахт марбут аст. Устод Рӯдакиро муосиронаш ва суханварони баъдина бо унвонҳои ифтихории қофиласолори назми форсӣ, соҳибқирони шоъирӣ, устоди шоъирони ҷаҳон, султони шоъирон, Одамушшуъаро. муқаддамушшуъаро, муқаддимаи шуъаро ва амсоли инҳо ёд мекунанд. Ҳамин эътирофи умум аст, ки имрӯз Устод Рӯдакиро сардафтар ва асосгузори адабиёти форсии тоҷикӣ меномем. Гурӯҳе гумон мекунанд, ки асосгузор ва сардафтари адабиёт будани Устод Рӯдакӣ, гӯё, маънои онро дорад, ки вай бояд нахустин касе бошад, ки аввалин бор ба тоҷикӣ шеър гуфтааст. Ин ақида дар давоми 800 соли ахир пайваста такрор шудааст, ки саҳеҳ нест, зеро қабл аз Устод Рӯдакӣ ҳам шеъру адабиёти тоҷик вуҷуд дошт. Асосгузор ва сардафтари адабиёт будан аслан маънии қабл аз дигарон асар навиштанро надорад. Устод Рӯдакӣ бо хидматҳои бузургаш ба ин мақоми шойистаи таърихӣ соҳиб шудааст, ки ин рисола барои рӯшан кардани баъзе ҷиҳатҳои он навишта гардид.

Азбаски зиндагӣ, эҷодиёт, талош. зебописандӣ, маишат, ахлоқ ва дархостҳои Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ бо пайдоиш, муборизаҳои озодихоҳона, набардҳои мафкуравӣ, комёбиҳо ва рушду такомули

---

3. **Рӯдакӣ.** Феҳристи адабиёт. Тартибдиҳандагон Р. О. Талман ва А. Юнусов. Таҳти назари А. Мирзоев. Душанбе, 1965.
4. **Амон Нуров.** Фарҳанги ашъори Рӯдакӣ, Душанбе, «Маориф». 1990.

риштаҳои иқтисод, маданият, фарҳанг ва таназзулу суқути Давлати Сомониён сахт марбут аст, зарур мешуморем, ки бори дигар ба таърихи ин силсила нигарем.

Роҷеъ ба замони салтанати Сомониён, пайдоиш, тараққӣ ва суқути онҳо донишмандони риштаи таърих, аз ҷумла Луи Дюбӯ, Тосимбур, В. В. Бартолд, А. Семёнов, Л.Босворт, Б. Ғ. Ғафуров, Н. Неъматов, Ҷаводи Ҳаравӣ[5], Аҳрор Мухторов ва бисёри дигарон бештар таваққуф намудаанд, ки мавриди таваҷҷӯҳи ҳамагонанд. Соли 1986 гулчини навиштаҷоти камина «Дар сафи бузургон» ба табъ расид, ки мақолаи муфассали бо номи «Султони шоъирон» [6] дар авроқи он чопшуда асоси рисолаи ҳозираро ташкил медиҳад.

---

5. **Ҷаводи Ҳаравӣ.** Эрон дар замони Сомониён, Машҳад, 1371ҳ. ш.
6. **Аълохон Афсаҳзод.** Султони шоъирон/Дар сафи бузургон, Душанбе, 1986, саҳ. 11- 89.

# НИГОҲЕ БА ТАЪРИХИ СИЁСИИ ДАВР

Асрҳои IX—X аз бисёр ҷиҳатҳои иқтисодӣ, сиёсӣ, ҷамъиятӣ, илмӣ ва маданӣ дар таърихи халқи тоҷик мақоми махсусе доранд. Чунон ки аз таърихномаҳо маълум аст, арабҳо солҳои 636—637 Эронро забт карда, торафт ба Хуросону Мовароуннаҳр наздик мешуданд. Ниҳоят, соли 651 Марв, соли 709 Бухоро ва соли 712 Самарқандро истило намуданд, вале аҳолии ин сарзаминҳо ҳамеша муборизаи зидди арабҳоро давом медоданд. Муборизаҳои дусадсолаи озодихоҳӣ ва истиқлолиятталабии халқҳои Хуросону Мовароуннаҳр бар зидди истилогарони араб, хусусан хурӯҷҳои аҳли Суғд (720—722), қиёми Абӯмуслим (747—755), исёни Муқаннаъ (750—783), шӯриши халқҳои Мовароуннаҳр (806 — 810) ва амсоли онҳо ба ташкил ёфтани давлатҳои мустақили мутамарказИ халқи тоҷик оварда расонданд, ки дар сари онҳо намояндагони ашрофи маҳаллӣ меистоданд.

Ташаккули халқи тоҷик, ки аз қадимтарин халқҳои ҷаҳон, махсусан Мовароуннаҳру Хуросон аст, хеле пештар аз истилои араб, ҳанӯз аз асри V шурӯъ шуда, дар раванди муборизa бо аҷнабиён ягонагии сарзамин ва умумияти сиёсию иқтисодиву мадании халқи ягонаро ташкил дода, ҷараёни дурударози таърихии ташаккулаш дар ҳамон замон пурра сурат гирифт.[7]

Санадҳои таърихӣ шаҳодат медиҳанд, ки дар раванди муборизa бо душманони аҷнабӣ, ҳифзи ягонагии сарзамин ва умумияти сиёсию иқтисодиву маданӣ аҷдоди асосии халқи тоҷик—суғдиёну бохтариҳо ба ҳам омезиш ёфта, халқи ягонаро ташкил доданд. Онҳо аз нимаи аввали асри IX сар карда худро «тоҷик» ва забонашонро «форсии дарӣ» меномидагӣ шуданд. Таъсиси давлати ниммустақили Тоҳириён (821—873), давлатҳои мустақили мутамаркази Саффориён (873—903) ва давлати муқтадири Сомониён (875—999) дар Мовароуннаҳру Хуросон истиқлоли сиёсӣ ва адабии халқи тоҷикро таъмин кард. Сомониён худро аз авлоди Баҳроми Чӯбина медонистанд. Бобои Сомониён меҳтари Сомон ном деҳае дар наздикии Тирмиз ва ё Балх буд, ки ӯро Сомонхудот мегуфтанд.

Ағлаби таърихнигорон Сомониёнро аз авлоди Баҳроми Чӯбина донанд ҳам, дар «Китоб-ул-ансоб»-и Самъонӣ хабар дода мешавад, ки Сомониён аз авлоди шоҳаншоҳи машҳури Сосонӣ Баҳроми Гӯр (421—428) мебошанд. Ба ҳар ҳол, таърихнигорони Шарқ Сомониҳоро аз ашрофзодагони эронинажоди ориёйитабор медонистанд. ки аз ҳама муҳим аст.

---

7. Таърихи умумии ҷаҳон (ба забони русӣ), ч. 3, Маскав, 1957, саҳ. 126-130.

Ба гуфти Л.Босворт, дар китоби «Хонадонҳои шоҳони мусулмон» зикр шудааст, ки «сарсилсилаи ин хонадон Сомонхудот, яъне ҳокими Сомон, аслан Аркок ном дошта, як замон дар Фарғона мезистааст ва ҳамон вақтҳо аз

кеши бобоии худ — зардуштӣ баргашта, ба ислом мепайвандаду дар аҳди халифаи Маъмун (813—833) ҳокими вилояти Балх таъйин мегардад. Ӯ дар наздикии Тирмиз, ноҳияи Самарқанд ва ё Балх, деҳаи Сомонро месозад» [8]. Сомонхудот, гӯё, аз он деҳа баромада бошад. Аммо гуфти саҳеҳ он аст, ки ин деҳқон, яъне заминдори калон, сарватманд, соҳибдавлат аз Истаравшан буда, «маликаи Оли Сомон аз фарзандони Баҳроми Чӯбина буда, ки ҳама Мовароуннаҳру Хуросонро дар зери фармон доштанд ва бинои адлу инсоф дар он навоҳӣ густарониданд»[9].

Ҳамин хонадон силсилаи Сомониён (819—1005) ва давлати мутамаркази Сомониёнро (875—999) ташкил дод. Соҳиби хонавода Сомонхудот дини мубини исломро пазируфта, чун гумошта барои хилофати араб хидмат кард. Ба ивази хидматҳои ӯ чаҳор набераaш дар замони халифа Ал-Маъмун ибни Ҳорун Ар-Рашид (813— 833) зимоми ҳокимияти Хуросону Мовароуннаҳрро ба ихтиёри худ гирифтанд. Аз онҳо Нӯҳ ибни Асад (819—842) ҳокими Самарқанд таъйин гардида, Аҳмад ибни Асад (842—864) дар Фарғона, Яҳё дар Чочу Усрушана ва Илёс (ваф. 857) дар Ҳирот ҳоким таъйин шуда, дар хидмати халифа ном бароварданд. Соли 875м./261ҳ. Наср ибни Аҳмад, ки чун Насри аввал ибни Аҳмад (864—897) машҳур аст, амири Мовароуннаҳр таъйин гардида, истиқлоли ҳокимияти худро эълон кард. Ҳанӯз Нӯҳ ибни Асад дар Истаравшан дар мулки Яҳё сикка зада, баъд аз вафоти Нӯҳ (842) ба номи худ пули сиёҳ (фулус) сикка зад.

Мовароуннаҳри ғанӣ маркази давлати Сомониён қарор гирифт. Муҳофизати роҳҳои сафорату тиҷорати Мовароуннаҳр аз дасти роҳзанони туркҳои бутпараст низ ба ӯҳдаи Сомониҳо гузошта шуд. Аз аҳли ин хонадон хидмату мақоми марди шуҷоъ, лашкаркаши номвар ва сиёсатмадори ботадбир Исмоил дар истиқлоли кишвар басе бузург аст.

То соли 874 Бухоро ба Сомониён таъаллуқ надошт. Ҳамон сол Исмоил ба он мулк соҳиб гашт, вале аъёну ашрофи Бухоро ӯро эътироф накарданд. Исмоил бо нирӯйи ақлу заковат, нармиву хушзабонӣ ва макру ҳиял ҳокимияти худро дар Бухоро устувор карда, аз итоъат ба Наср сар кашид ва тамоми даромади ин вилояти пурсарватро азони худ намуд.[10]

Бо иғвои нотавонбинҳо ва дастае ҳосиду амалдор дар байни бародарон низоъ бархост ва задухӯрди дурударозе давом кард. Соли 886 Исмоил аз Наср сахт шикаст хӯрда, аз қойиммақомии Бухоро дур карда шуд, вале дар набарди соли 888 пирӯз гардида, Насрро асир гирифт. Лекин ӯро ба қатл нарасонида, ҳамон амири Мовароуннаҳр боқӣ

---

**8. Л. Босворт.** Сулолаҳои муслимин, Маскав, 1971, саҳ. 145-147.
**9. Аҳрор Мухторов.** Амирон ва вазирони Сомонӣ, Душанбе, 1997, саҳ. 20.
**10. Аҳрор Мухторов.** Ҳамон асар, саҳ. 4.

гузошта, худ дар Истаравшан истиқомату ҳокимият намуда, ба номи ӯ тангаи мисин (фулус) сикка мезад. Ӯ, ҳамчунон, музофоти Шимоли Мовароуннаҳру Фарғонаро қатъан ба ҷаҳони ислом пайваста, соли 283ҳ./893 м. ба мулки қарлуқҳо дар даштҳои канори Сирдарё ҳуҷум оварда, пойтахти онҳо шаҳри Таласро ба хок яксон кард ва тамоми доройиашро ба чанг даровард. Аз

қувваи ҳарбии Исмоили Сомонӣ ҳаросида, шабохунзанӣ ва ғоратгарии туркон дар роҳҳои корвонгузари Осиёи Миёна қариб ба нестӣ расида, ғуломону бардаҳои турк қариб ба тамоми мамолики исломӣ бурдаву фурӯхта мешуданд ва аз ҳисоби онҳо сафи лашкариёни ҳокимони он кишварҳо меафзуд. Халифаи араб ин пирӯзиҳои Исмоили Сомониро таҳаммул карда наметавонист. Аз ин рӯ, ҳокими вақти Хуросон Амр ибни Лайси Сафforиро ба ҷанги муқобили Исмоил ба Бухоро фиристод. Соли 900 Исмоил пешравонро мусаллаҳ намуда, дар наздикии Бухоро Амр ибни Лайсро мағлуб сохта, хонадони Саффориёнро аз байн бурда, Систонро ба қаламрави Сомониён илҳо намуд ва ҳокимияти худро дар Хуросон барқарор сохт. Соли 892 Насри 1 ибни Аҳмад фавтид ва Аморати Бухоро ба ихтиёри Исмоили Сомонӣ гузашт. Соли 905 зимоми ҳокимияти кишвари Хуросон низ ба ихтиёри ӯ даромад.

Исмоил пойтахти мамлакатро соли 892 аз Самарқанд ба Бухоро кӯчонида, то соли 907 чун амири Хуросон, ки Мовароуннаҳру Систону Хоразму Бадахшонро низ фаро мегирифт, боқӣ монд. Инчунин, Гургону Табаристон ва Раю Қумишро низ ба тобеъияти худ даровarда, турконро ҳам сар кӯбид ва баъзе аз диёри турконро ба қаламрави худ пайваст. Ниҳоят, Амир Исмоил 15 сафари соли 295 ҳиҷрӣ дар Бухоро вафот кард.

Баъд аз марги Амир Исмоил писари ӯ - Наср Аҳмад ибни Исмоил ба тахти салтанат нишаст, ки мисли падараш адолатпарвару боинсоф буд, вале дар аҳди ӯ якбора дар чанд вилоят шӯриш бархост. Ҳокимони Самарқанду Раю Систон исён бардоштанд. Ҳусайн ибни Алоъ бештари вилояти Гургону Табаристонро гирифт. Бо машаққати зиёд шӯриши Систонро пахш карданд. Аммо ҳангоми шикор Наср ибни Аҳмадро ғуломони турк ба қатл расониданд, ки бад-ин сабаб ин подшоҳи Сомониро «Амири Шаҳид» мегӯянд.

Даврони подшоҳии Амир Абӯнасри Аҳмад ибни Исмоил ҳамагӣ 6 солу 4 моҳу 5 рӯз, аз 15 сафари соли 295 ҳ. то 21 ҷимодиюлохири соли 301 ҳ. (907—914 м.) давом кард.

Ба қавли таърихнигорон, ғуломони турк бинобар он Аҳмад ибни Исмоилро куштанд, ки вай ҳамеша бо донишмандон менишаст ва бо саркардагони турк камтар илтифот меварзид.[11] Бар замми ин, шахси худхоҳу бадхӯе буд.

Пас аз кушта шудани Аҳмад ибни Исмоил тахти салтанат ба дасти Наср ибни Аҳмад гузашт, ки он вақт 8- сола буд. Қабл аз ҳама, вазири ӯ Абӯабдуллоҳи Ҷайҳонӣ тарбияти ӯро ба ӯҳдаи худ гирифт. Ҷайҳонӣ марди олиму ботадбире буд, чун таърихнигор ва ҷуғрофидон шӯҳрат

11. **Равзат-ус-сафо**, ҷ. 2, саҳ. 1.

дошт. Ба гуфти Гардезӣ, Абӯабдуллоҳи Ҷайҳонӣ чун бар маснади вазорат бинишаст, «ба ҳама мамолики ҷаҳон нома навишту расмҳои даргоҳҳову девонҳо бихост, то нусхат карданду ба наздики ӯ оварданд. Вилояти Руму Туркистону Ҳиндустону Чин ва Ироқу Шому Мисру Заранҷ за Зобулу Кобулу Синду Араб ҳама расмҳои ҷаҳон ба наздики ӯ оварданд ва он ҳама

нусхатҳо пеш биниҳод ва андар он нек таъаммул кард ва ҳар расме, ки некӯтару писандидатар буд, аз он ҷо бардоштаву он чи носитудатар буд, бигзошту он расмҳои накӯро бигирифту фармуд, то ҳама аҳли даргоҳу девони ҳазрати Бухоро он расмҳоро истеъмол кардандӣ ва бар рою тадбири Ҷайҳонӣ ҳама кори мамлакат низом гирифт.»[12]

Абулфазли Балъамӣ ва Абулфазли Нишопурӣ низ чун вазирони Наср дар равнақи кишвар, инкишофи илму фарҳанг ва болобурди иқтисоди мамлакат ҳиссаи сазовор мегузоштанд.

Бино бар ахбори Хоҷа Абулфазл Муҳаммад ибни Ҳусайни Байҳақӣ, Наср ибни Аҳмад аз кудакӣ аз худ осори давлатмадори қавидастеро зоҳир мекунад. Байҳақӣ менависад: «Ва чунон хондам дар ахбори Сомониён, ки Насри Аҳмади Сомонӣ ҳаштсола буд, ки аз падар бимонд, ки Аҳмадро ба шикоргоҳ бикуштанду дигар рӯз он кӯдакро бар тахти мулк биншонданд ба ҷойи падар. Он шербача маликзодае сахт некӯ баромад ва бар ҳама одоби мулук сазовор шуду беҳамто баромад. Аммо дар вай шароратеву риъоятеву сатватеву ҳашмате ба ифрот буду фармонҳое азим медод аз сари хашм, то мардум аз вай даррамиданду бо ин ҳама ба Хартанг ҷӯъ кардиву медонист, ки он ахлоқи сахт нописандидаест.

Як рӯз хилвате кард бо Балъамӣ, ки бузургтарин вазири вай буд, ва Бӯтаййиби Мусъабии соҳибдевони рисолат ва ҳар ду ягонаи рӯзгор буданд дар ҳамаи адвоти фазл ва ҳоли хеш битамомӣ бар он ду гуфт:

— Ман медонам, ки ин ки аз ман меравад, хатое бузург аст, валекин бо хашми хеш барнаояму чун оташи чашм бинишаст, пушаймон мешавам ва чӣ суд дорад, ки гарданҳо зада бошанду хонумонҳо бикандаву чӯби беандоза ба кор бурда?! Тадбири ин кор чист?

Эшон гуфтанд:

— Магар савоб он аст, ки Худованд надимони хирадмандтар истонад пеши хеш, ки дар эшон бо хиради тамом, ки доранд, раҳмату рафъату ҳилм бошаду дастуре диҳад эшонро, то бе ҳашмат, чунки Худованд дар хашм шавад ба ифрот, шафоъат кунанду ба талаттуф он хашмро бинишонанду чун некуйӣ фармояд, он чизро дар чашми вай биороянд, то зиёдат фармояд. Чунон донем, ки чун бар ин ҷумла бошад, ин кор ба салоҳ бозояд.

Насри Аҳмадро ин ишорат сахт хуш омаду гуфти эшонро писандиду иҳмод кард бар он чӣ гуфтанд.»[13]

---

12. **Таърихи Гардезӣ**, Теҳрон, 1363, саҳ. 330.
13. **Таърихи Байҳақӣ,** Машҳад, 1536, саҳ. 128-129.

Минбаъда, мувофиқи ҳамин қарордоди одилонаву олимона, фармонҳои дар сари хашм медодагии подшоҳро фақат баъди се рӯз ба иҷро мерасондагӣ мешаванд, ки аз рою тадбири хуби вазир Балъамӣ ва соҳибдевони рисолат Абӯтаййиби Мусъабӣ дарак медиҳад.

Дар замони Наср ибни Аҳмад муъонидини Оли Сомон ағлаб саркӯб мешаванд. Нахуст бародарзодаи Наср ибни Аҳмад Мансур ибни Исҳоқ соли 914 дар Самарқанд исён бардошт. Сипас, аввал дар Ҳироту баъд дар

Нишопур, шӯриш ба амал омада, Ҳусайн ибни Алии Марвазӣ ба ҳаракати қарматӣ сарварӣ мекард. Заминдори калон Аҳмад ибни Суҳайл шӯриши Ҳусайни Марвазиро фурӯ шинонда, Ҳусайнро асир гирифт. Баъдан худаш алайҳи Сомониён шӯриш бардошт. Лекин ҳамаи исёну шӯришхо бо зӯрӣ пахш карда мешуданд. Ба ҳар ҳол, Наср ибни Аҳмади Сомонӣ беш аз сӣ сол подшоҳӣ карда, борҳо ба шаҳрҳои гуногуни мамлакат сафарҳо кардааст. Боре, ҳангоми орому осойишта будани кишвар, ба Ҳирот рафта, он ҷо чаҳор сол мемонд, ки Устод Рӯдакӣ бо сурудани қасидаи «Бӯйи Ҷӯйи Мӯлиён» ӯро ба бозгаштан ба Бухоро ташвиқ кард. Боз ӯ бори дигар, соли 318 ҳ., ба Ҳирот рафта, як рӯз дар он ҷо бимонда, соли 320 ҳ. ба Хуросон ташриф овард. Ниҳоят, дар охири умри ӯ ҳаракати исмоилиҳо таҳти унвони «Ҷунбиши қарматия» авҷ гирифта, мамлакатро басе ноором гардонду дар натиҷа худи Наср ибни Аҳмад хам аз тахту тоҷ маҳрум карда шуд.

Аллома Бобоҷон Ғафуров барҳақ қайд менамояд, ки «дар зарфи тамоми даврони ҳукумати Сомониён муборизаи ҳокимияти марказӣ бар зидди қасдҳои марказгурези моликони ҷудогонаи феодалӣ қатъ нагардид. На Исмоили Сомонӣ ва на ворисони ӯ, бо вуҷуди муборизаҳои шадиде, ки барои мустаҳкам намудани ҳокимияти мутамарказ бурданд, усули мамлакатдории марказиятнокро дар бисёр маҳалҳо ва каноpу гӯшаҳои Осиёи Миёна ҷорӣ карда натавонистанд. Вилоятҳои Хоразм, Чағониён, Хатлон ва ғайра дар ҳайати ҳукумати Сомонӣ бошанд ҳам, ҳокимони онҳо мустақилона ҳукмронӣ мекарданд.»[14]

Дар аҳди Насри Сонӣ (914—943) низ ҷангҳои байнихудӣ ва низоъҳои ҷаҳонталабӣ ҳамон давом мекард. Ба ғайр аз шӯриш ва исёнҳои зикршуда, дар Хутал Ҷаъфар ибни Абеҷаъфар ба Наср ибни Аҳмад шӯрид. Соли 321ҳ. дар Гургон исён бархост, соли 323 ҳ. Наср ибни Аҳмад бо Вашмгир ҷангид, соли 324 ҳ. Мокон ибни Кокӣ дар Гургону Сарахс ва Исфароину Нишопур хуруҷ кард. Соли 329 ҳ. Мокон ибни Кокӣ кушта шуд. «Ба ҳамин тариқ, дар давоми салтанати Амир Исмоил қаламрави Сомониён ба хубӣ марказият пайдо намуда, ба иқтидори бузурги сиёсиву маъмурӣ ва ҳарбӣ соҳиб мегардад ва хоки он аз Рай сар карда то Туркистони Шарқӣ вусъат пайдо мекунад.

Баъд аз марги Исмоили Сомонӣ, дар замони салтанати аксарияти ворисони ӯ - Аҳмад ибни Исмоил (908—914), Наср ибни Аҳмад ибни Исмоил (914— 943), Нӯҳ ибни Наср (943—955), Абдулмалик ибни Нӯҳ

---

14. **Б.Ғ.Ғафуров.** Тоҷикон. Китоби аввал, Душанбе, «Ирфон», 1998, саҳ. 456.

(955—962) ва Мансур ибни Нӯҳ (962—977) хоки давлати Сомониён беш аз замони Исмоили Сомонӣ вусъат пайдо накарда, муборизаҳои дохилии сиёсӣ — исёнҳои феодалӣ ва шӯришҳои халқӣ иқтидори ҳукумати марказиро хеле суст гардонида бошад ҳам, тавоноии давлат давом мекунад. Танҳо аз замони салтанати Нӯҳ ибни Мансур (977—997) сар карда таназзули давлати Сомониён сар мешавад. Дар муддати ҳукмронии ин намояндаи хонадони

Сомонӣ давлат бештар иқтидори худро аз даст дода, ниҳоят дар соли 999, дар натиҷаи муқобилиятҳои сиёсии дохилӣ ва ҳуҷумҳои хориҷӣ, аз байн меравад.»[15]

«Мовароуннаҳр, — мегӯяд Ҷайҳонӣ, — аз ҷумлаи вилоятҳои хуштару бонеъматтар аст, мардони он басаломаттар... Ҳар таъоме, ки аз он чора набошад, дар Мовароуннаҳр бошад. Обҳои эшон хуштару сабуктари обҳосту дар ҳама кӯҳҳо, саҳроҳо, шаҳрҳои эшон об асту ҷорпоён аз гӯсфанду гов, хару уштур, чандоне, ки эшонро кифоят бувад, аз замин ҳосил шавад. Гӯсфандон низ аз Миёну Ғазону Харлухон меоранд.»[16] Ҷомаҳо пахтагӣ, қаз(з), суф. Дар кӯҳҳои он зару нуқра, симобу оҳан, мису навшодир зиёд буда, коғаз фаровон аст. Ғулому барда аз шаҳрҳои Туркистон меоранд. Бухорову Самарқанд гавҳари Мовароуннаҳр мебошанд. Шаҳрҳои дигари он Хуҷанду Шош, Тирмизу Чағониён хеле ободу сераҳолӣ буд.

Чун Сомониён дар лашкари худ ғуломони туркро бештар ҷамъ оварда, ба онҳо эътимоди зиёде доштанл, ғуломони турк дар умури кишвар нуфузи бисёр ҳам қавӣ пайдо карда буданд. Уламову удабо низ дар хидмати худ канизакону ғуломони турки бисёр доштанд, ки бо онҳо чун мол муъомила мекарданд. «Канизакони турку Синду Ҳинд ҳам дар дастгоҳи умаро ва риҷолу мардуми сарватманд ва дар ҳарамсарои онон ба сар мебурданд ва табъан аз омезиши мардуми Эрон бо онон ихтилоте дар насл ҳосил мешуд. Дар авохири аҳди Сомониён иддае аз ин ғуломон, ки ба маротиби олӣ расида буданд, дар дастгоҳи давлатӣ ба сар мебурданду қисмате аз иғтишошоти авохири аҳди Сомонӣ мувалллиди дасоиси ҳаминон буду ин ғуломон ҳам мумкин буд баъд аз вусул ба маротиби бузурги худ ғуломоне бихаранд, чунонки Абӯтегин ҳангоме ки аз Хуросон берун мерафт, ду ҳазору ҳафтсад ғуломи турк дошт».

Ҳамин ғуломон буданд, ки яке аз сабабҳои барҳам хӯрдани давлати Сомониён гардиданд. Султон Маҳмуди Сабуктегин аслан ғуломзода буд. Низоъи нажодии турку тоҷик ҳам аз ҳамин аср сар зада буд.

Дар ҳамин давра, бо таъсири эҳёи расму одат ва муқаддасоти ниёгон, адабиёти навини халқи тоҷик ба вуҷуд омада, ба пояҳои баланди тараққӣ расид. Сомониҳо ба воситаи равнақ додани пахтакорию абрешимпарварӣ дар воҳаҳои Марву Зарафшон, чармгарӣ дар Бухо-

**15.Б.Ғ.Ғафуров.** Роҷеъ ба баландравӣ ва суқути салтанати Сомониён, (ба забони русӣ), маҷаллаи «Шарқшиносии шӯравӣ», 1958, № 1, саҳ. 51-55.
**16.Ҷайҳонӣ.** Ашкол-ил-олам /Сомониён ва эҳёи тамаддуни форсӣ-тоҷикӣ, Душанбе, 1977, саҳ. 150-151.

рову Самарқанд, Насафу Кеш, бофандагӣ дар ин шаҳрҳо, истеҳсоли шиша, ривоҷи илму ҳунар, деҳқонӣ, боғдорӣ, ҷорвопарварӣ, кандани кони ангишт дар Исфара, чӯяну тилло дар Панҷакент, сурма дар Фон, кофтани корезҳо ва баровардани ҷӯйҳо мамлакатро хеле обод карданд. Ҳунари дастии аҳли Урганҷу Фарғона бо конҳояшон хеле машҳур буданд.

Сомониҳо забткор набуданд. Бо Ҳинду Чин, Булғору Рус, Армany Рум ва ғайра муносибатҳои хубу ҳасанаи тиҷоратӣ доштанд. Коғази Самарқанд дар кишварҳои дур ҳам маълум буд.

Барҳақ, дар истиқлол ба даст овардан ва мустаҳкам гардидани давлати Сомониён, ки Хуросон ном дошт, саҳми Исмоили Сомонӣ (892—907) хеле бузург аст. Номи ӯ Абӯиброҳим Исмоил ибни Аҳмад аст, ки соли 849 зоида шудааст. Вай марде ботадбиру шуҷоъ буд. Аввал дар хизмати бародараш Наср буда, аз номи ӯ дар Бухоро ҳукмронӣ мекард. Вале подшоҳи расмии Сомониён Насри якум ибни Аҳмад (250—279/864—892) буд, ки пойтахти он Самарқанд ба шумор мерафт. Ба қавли Ҷайҳонӣ, «хоки Самарқанд хуштарини хокҳосту мардумаш тандурусттар. Биноҳои эшон аз хишту чӯб ва мардумони он оҳиставу ҳалиму боҷамолу зираку бомуруввату ҷавонмард. Ҷойи ҷамъ овардани бардагон Мовароуннаҳру биҳтарин бардагони Мовароуннаҳр парвардаи Самарқанд бошанд» (иқтибос аз навиштаҳои академик Аҳрор Мухторов).

Саъид Нафисӣ қайд мекунад, ки «аслан иёлоти Самарқанд эронӣ будаасту ба ҳамин ҷиҳат тамаддуну забони умумии мардуми Самарқанд бар сойири ақвоме, ки дар адвори баъд омаданд, бартариву пешӣ доранд. Тамоми рустоиву савдогариву саноеъи Самарқанд ба дасти ҳамин тоҷикон асту махсусан тоҷикони Бухоро дар дину ойини бостонии аҷдоди хешу русуми ниёкони худ шӯҳраанду аз қадим бад-ин хӯй мумтоз будаанд».[17]

Маҳз Исмоили Сомонӣ дар Бухоро шӯру исёнҳои амирону ҳокимони саркашро саркӯб намуда, давлати марказиятёфта ташкил дода, баъди амири кулли Хуросон шудан пойтахтро ба Бухоро кӯчонд.

Ба гуфти Саъид Нафисӣ, «нажоди эронӣ пеш аз таърих дар ин навоҳӣ (яъне Суғд — А. А.) зистаасту аз он ҷо ба Эрони имрӯз омадаасту қатъан шаҳри бузург падид омадаву дар замони пеш аз ислом ду шаҳри бузурги иёлоти Суғдиён Самарқанду Бухоро будаанд. Умарои Оли Сомон нахуст дар Самарқанд ба ҷунбиши бузурги миллии Эрон дар қарни савум (асри IX мелодӣ — А. А.) оғоз карданду ҳамин, ки нерӯ гирифтанд, аз Самарқанд ба Бухоро рафтанду то буданд, ҳар ду шаҳр ба дасти эшон буд. Рӯдакӣ низ чун умарои Оли Сомон аз Самарқанд бархосту чун нерӯ гурифт, ба Бухоро рафт».[18]

---

17. **Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, ҷ.3, саҳ. 44.
18. **Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, ҷ.3, саҳ. 15.

Вале дар солҳои охири мавҷудияти худ давлати Сомониён, аз сабаби ихтилофҳои шадиди синфӣ, муқобилияти қувваҳои марказгурез бо ҳукумати марказӣ, рақобатҳои авлодии намояндагони сомонӣ барои ба даст овардани тоҷу тахт, адовати аҳли дарбор ва кормандони девонҳо, фитнаи саркардагони турк, ривоҷ гирифтани таассуби динӣ хеле заъиф гардид. Бо вуҷуди ҳамаи ин, Аҳмад ибни Исмоил (907—914), Наср ибни Аҳмад (914—943), Нӯҳ ибни

Наср (943—954), Абдумалик ибни Нӯҳ (954—961), Абдуллоҳ ибни Нӯҳ (962 — 976) тавонистанд давлатро муддате нигаҳ доранд.

Аммо ихтилофҳо асосу бунёди онро торафт заъиф мегардонданд. Дар ниҳояти ҳол, давлати пурқуввати як вақтҳо шӯҳратманду овозадор ба дараҷае нотавон шуд, ки натавонист ба ҳуҷуми душманони хориҷӣ муқобилат нишон диҳад. Соли 992 дастаи бодиянишинони турк, ки Қарахониҳо ном доштанд, Бухороро забт карданд. Амири Сомонӣ Нӯҳи II (976— 997) бо ёрии Маҳмуди Ғазнавӣ онҳоро аз кишвар дур андохт. Аммо соли 999 Бухоро тамоман ба дасти Қарахониҳо гузашт. Бо ҳамин давлати муқтадири Сомониён баъд аз 124 соли салтанаташ аз миён рафт.

Аҳамияти давлати марказиятёфтаи Сомониён аз он иборат буд, ки тараққиёти шаҳрҳоро ба авҷи аъло расонд. Марв беш аз 200 000 аҳолӣ дошт. Бухоро бо Бағдод мусобиқа мекард (Имрӯз ба ҳар ҳоле Бағдод Бухорост — Куҷо мири Хуросон аст, пирӯзӣ он ҷост!). Ба қавли Саъолабӣ, «Бухоро дар замони давлати Сомониён мавзеъи азамат, каъбаи мулк, маҳалли ҷамъомади донишмандони дараҷаи аввали замон ва тулӯъгоҳи ситорагон - бузургони адаби рӯйи замин ва маркази фузалои даҳр буд» [19].

Бухоро дувоздаҳ фарсах бар дувоздаҳ фарсах буда, бозорҳои фарох дошт. Дар бораи вилояти Бухоро, ки макони пайдоиши Бухорхудотҳо ва Сомониён буд, Саъид Нафисӣ менависад: «Шаҳри Бухоро дар миёни ҷилгае воқеъ шуда, ки наздики дувисту ҳафтод ҳазор ҷарибы мураббаъ масоҳат дорад. Аз як тараф ба кӯҳистони Помир, аз тарафи дигар ба саҳрои Регистон ва аз сӯйи дигар ба рӯди Ҷайҳун пайвастааст. Аз сӯйи шимол ин ҷилга ба атрофи Самарқанд мепайвандад, аз сӯйи машриқ ба Дашти Фарғона ва аз сӯйи ҷануб ба ҷилгаи Чағониён ва аз ҷониби мағриб ба Дашти Хоразм. Ин ҷилга дар машриқ кӯҳистонесту аз мағриб даште ҳамвор асту қисмати ҳосилхези он бештар дар машриқу дар доманаи кӯҳистону дар канори рӯдбор асту ба ҳамин ҷиҳат аз қадим ин ноҳия маркази умдаи зироъат дар атрофи Бухоро будааст.

Кӯҳистони шарқии Бухоро дунболаи кӯҳҳои Помир асту силсилае аз он ба исми Ҷиболи Ҳисор дар миёни ҷилгаи Бухорову ҷилгаи Самарқанд ҳойил шудаасту рӯди Зарафшонро аз рӯди Ҷайҳун ҷудо мекунад.»[20]

Мавқеъи вилояти Бухороро намешавад аз ин муфассалтару возеҳтар

---

**19. Саъолабӣ.** Ятимат-уд-даҳр, Димишқ, ҷ. 4, саҳ.29.
**20.Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, ҷ. 3, саҳ. 15.

ба қалам овард. Дар ин сарзамин аз зироъат ғалла, пахта (пунба), маҳсулоти полезиву бӯстонӣ, харбузаи олӣ, зардолу, олу, шафтолу, нок, биҳӣ, анор, писта, чормагз (гирдакон), тарбуз, ангур фаровон ҳосил мешуду қисме аз он ба вилоятҳои дигар, то Бағдоду Басра, бароварда мешуд. Чорводорӣ ва домпарварӣ низ тараққӣ карда, парвариши гову гӯсфанд, бузу меш, аспу хару уштур ва амсоли инҳо ривоҷ дошт. Пӯсти қарокӯли Бухоро дар ҷаҳон машҳур буд. Порчаҳои абрешиму пашму пахта, махмал, моҳут, қолию гилем, маснуъоти оҳангариву заргарӣ, кулолӣ, шишагарӣ — ин

аст номгӯйи нопурраи ғановати онрӯзаи Бухоро. Дар ҳақиқат, Бухоро шаҳри савдову тиҷорат буд, ки дар он яҳудиён низ ширкат меварзиданд ва саҳми калонеро соҳиб буданд. Мардуми Бухоро ба ростгӯйӣ, меҳмоннавозӣ ва одобу ахлоқи шойиста машҳур буданд. Наҳру ҷӯйҳо, боғистону зироъатгоҳҳои шаҳру навоҳӣ ва корезҳо заминҳои мазруъотро шодоб мегардонданд.

Самарқанд низ ба Бухоро шабоҳат дошт. Фақат обу ҳавояш муътадилтару форамтар буд. Масоҷиду мадрасаҳои Бухорову Самарқанд хеле зиёд буданд. Аммо дар Самарқанд насрониён низ буданд, ки дар рустои Шовзор зиста, бо номи Вазгард ободии махсусе доштанд. Бухорову Самарқанд чун дилу сари вилояти бузурги Суғд ба шумор мерафтанд.

Сомониҳо ташаккули халқи тоҷикро ба ниҳоят расонда, истиқлоли миллӣ ва адабии онро таъмин намуданд. Таваҷҷӯҳи хоси онҳо ба забону адабиёти халқи худ боиси равнақ ёфтани маданияти халқи мо шуд. Дар ин бобат хизмати Устод Рӯдакӣ басо бузург буд.

Аз ибтидои асри XI сар карда, баъди барҳам хӯрдани давлати Сомониён, дар байни тоҷикон, ки оммаи асосии аҳолии кишварро ташкил медоданд, ҷудойӣ афтод. Сарзамини ягонаи онҳо тақсим гардида, худашон ба давлатҳое тобеъ шуданд, ки ҳокимонашон аҷнабиҳо буданд. Аммо халқи шарафманду эҷодкори тоҷик ҳеҷ гоҳ намегузошт, ки маданияташ тамоман ба хок яксон шавад. Баръакс, истилогаронро аз ҷиҳати маърифату маданият ба худ тобеъ мегардонд.

Ин вазъият беш аз 900 сол давом карда, халқи тоҷик, ниҳоят, соли 1924, соҳиби ҷумҳурии ҳамноми худ гардида, соли 1991 комилан мустақил шуд.

## ҲАЁТИ ИЛМӢ ВА МАДАНИИ АСР

Ташкили давлати мутамарказ, тараққии иқтисодиёт ва равнақи тиҷорат бо мамлакатҳои хориҷӣ дар асри X сабаб шуд, ки илму фарҳанги тоҷик хеле ривоҷ ёбад. Дар шаҳрҳои калони Мовароуннаҳру Хуросону Хоразм, ки ҳама ба қаламрави Сомониён дохил мешуданд, санъатҳои меъморӣ, мусиқӣ ва ҳунар рӯ ба тараққӣ ниҳоданд. Хусусан, Бухоро на фақат чун маркази сиёсӣ ва маъмурии давлати Сомониён, балки чун маркази маданию илмиву адабӣ аҳамият пайдо кард. Аҳли илму адабу ҳунар аз ҳар гӯшаю канори мамлакат дар он ҷо ҷамъ мешуданд. Дар Бухоро, Самарқанд, Чағониён, Тирмиз, Балх, Ҳирот, Ғазна, Нишопур, Гургон, Урганҷ ва ғайра бисёр биноҳои ҷамъиятӣ-мактабу мадраса, китобхонаҳо, корвонсарою работҳо, кӯшкҳо, бозорҳои пӯшидаи тимдор, масҷиду манораҳо, ҳаммомҳо, бемористонҳо, мақбараҳо, мусофирхонаҳо, ҳавзҳо ва чорбоғҳо сохта шуда буданд. Меъморону бинокорони замон дар санъати меъморӣ анъанаҳои санъати меъмории суғдиҳову бохтариҳоро бо санъати меъмории марказҳои хилофат омезиш дода, биноҳои бошукӯҳ месохтанд. Ёдгориҳои меъмории он замон, хусусан Мадрасаи Мағок ва оромгоҳи Исмоили Сомонӣ дар Бухоро бо ороишу шукӯҳи худ то ҳол касро мафтун мегардонанд. Оромгоҳи Исмоили Сомонӣ

бинои ҷоркунҷаест, ки аз хишти пухта сохта шуда, чор пештоқ дорад. Дар бинои он рангу кошӣ ба кор нарафтааст, вале хиштҳо ба тарзе чида шудаанд, ки дар баробари шаклҳои ҳандасӣ бурҷҳо, шурфаҳо, лавҳаҳо, равоқҳо ва равоқчаҳоро бо низоми махсусе намоиш дода, санъати баланди ҳайкалтарошӣ ва рассомиро ба хотир меоранд.

Дар натиҷаи равнақи санъати меъморӣ дар асри X санъатҳои кандакорӣ дар чӯбу гаҷ, ҳаккокӣ дар санг ва наққошӣ низ хеле ривоҷ ёфтанд. Посутунҳо ва минбаре, ки дар саргаҳи водии Зарафшон ёфт шуданд, акнун музейҳои Панҷакент, Душанбе ва Санкт-Петербургро зеб медиҳанд. Ковишҳои бостоншиносии Ҳулбук (наздикии Кӯлоб) ва Лашкарбозор (Афғонистон) нишон медиҳанд, ки анъанаи devори қасрҳоро на танҳо бо дарахту рустаниҳо ва ҷирмҳои осмонӣ, балки бо тасвири паррандаю ҳайвонҳо ва суратҳои хаёлӣ ороиш додан то асри XI давом карда будааст. Дар ҳунари кулолгарӣ, шишарезӣ, рехтагарӣ, абрешимбофӣ, мисгарӣ, заргарӣ, қолинбофӣ ва ғайра низ ин тамойил ҳис карда мешуд.

Яке аз шаҳрҳои ободи замони Рӯдакӣ Хуҷанд буд. Ҷайҳонӣ хабар медиҳад, ки «Хуҷанд доройи шаҳристону куҳандиз аст. Масҷиди ҷомеъ дар шаҳру сарою иморат дар майдон. Он шаҳрест дар ғояти хушиву покӣ, бад-он ҷо меваҳои фаровон, чунончи аз эшон зиёдатӣ меояд ва ба навоҳии дигар мебаранд;, мардумони эшон боҷамолу хубанд,» (иқтибос аз навиштаҳои академик Аҳрор Мухторов).

Таълими ибтидойӣ дар мактабҳои назди масҷидҳо,  дараҷаи баланди омӯзиш дар мадрасаҳо гузаронда мешуд. Мадрасаҳо на фақат дар шаҳрҳои калон, балки дар шаҳрҳои музофотӣ низ вуҷуд доштанд. Дар вилояти Хутталиён, ки марказаш Ҳулбук буд, он вақтҳо 20 мадраса мавҷуд будааст. Мадрасаи Қубодиён низ дар он давра хеле шӯҳрат доштааст. Вале пуршукӯҳтарин мадрасаҳо дар Бухоро амал мекарданд. Мувофиқи ахбороти таърихнависон, дар маркази мадании пойтахти Сомониён шаҳри Бухоро — Ҷӯйи Мӯлиён чандин мадраса вуҷуд дошта, боғҳову гулгаштҳо иҳоташон карда будаанд. Ҳамаи мадрасаҳо китобхонаҳои бой доштанд, ротибаи омӯзгорону шогирдон аз даромадҳои вақф дода мешуд. Таълими илмҳои динӣ (қироати Куръон, тафсир, ҳадис, калом), мантиқ, баён, забони арабӣ дар мадрасаҳо ҳатмӣ буаанд. Ба шогирдон ҷуғрофия, таърих, тиб, ҳикмати табиъӣ, риёзиёт (математика), ситорашиносӣ ва фалсафа низ омӯзонда мешуданд. Дар мадрасаҳо мунозираҳо ва баҳсҳои илмӣ ривоҷ доштанд. Дар ин мунозиразу баҳсҳо донишмандони юнонӣ, яҳудӣ ва насронӣ низ ширкат меварзиданд. Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Форобӣ, Фирдавсӣ, Берунӣ, Ибни Сино дар чунин мадрасаҳо дониш андӯхтаанд. Муҳити пурқуввати илмию адабӣ сабаб шуда буд, ки чунин бузургон дар овони хеле ҷавонӣ (16—18-солагӣ) тамоми илмҳои маъмули замонашонро азхуд намуда, худашон ба кори илму адабиёт сар кунанд. Шавқи саводомӯзӣ ва соҳибмаълумот шудан дар байни намояндагони табақаҳои гуногуни ҷомиъа зиёд буд. Аксари донишмандону адибон аз табақаи миёнаи аҳолӣ баромадаанд. Эҳтироми халқ нисбат ба илму маърифат ва омилҳои сиёсию иқткcодие, ки дар боло зикр шуданд, ба он оварда расонданд, ки бузургтарин симоҳо дар соҳаҳои гуногуни илму дониш

маҳз дар ҳамин давра арзи вуҷуд кунанд: Ал-Хоразмӣ дар алгебра (алҷабр), Форобӣ дар ҳикмат, Абӯбакри Розӣ дар фалсафа, Абӯалии Сино дар фалсафа ва тиб, Абӯрайҳони Берунӣ дар илмҳои гуногун, Абӯмуҳаммади Хуҷандӣ, ки соҳиби расадхона буд, дар фалакиёт, Балъамию Ҷайҳониву Байҳақӣ дар таърих устодони комил буданд. Ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки аксарияти олимони он замон дар соҳаҳои бисёри илму дониш забардаст буданд. Аз ин рӯ, онҳоро олимони мутабаҳҳир (ба таъбири имрӯза «энциклопедист», яъне донандаи илмҳои зиёд, ҳамадон) меномиданд. Ҳаким унвон гирифтани баъзе адибон низ ба ҳамин маънист.

Аҳли тасаввуф, фирқаҳо ва таълимоти онҳо низ дар эиндагии ҷомиъа нақши муайяне доштанд. Дар он давра аз тамоми Эрону Хуросону Мовароуннаҳр мардони бузурге дар ин соҳа бархоста, дар аксари вилоятҳо ба нашри ақоиди онҳо мепардохтанд. Аҳли тасаввуф хусусан дар Хуросон бештар ҷамъ омада буданд. Яҳё ибни Маъозии Розӣ (ваф. 835—838), Аҳмад ибни Хизравияи Балхӣ, Абӯтуроби Нахшабӣ (ваф. 245/860), Боязиди _Бистомӣ (ваф. 261/875), Абӯҳафси Ҳаддоди Нишопурӣ (ваф. 264/878), Ҳамдун Қассори Нишопурӣ (ваф. 271/884), Абӯусмони Нишопурӣ (ваф. 298/911) аввалин сӯфиёни номӣ буданд. Баъдҳо Абӯбакри Варроқи Тирмизӣ, Абулқосим Ҳакими Самарқандӣ (ваф. 342/954), Мӯсо Ал-Ансорӣ (ваф. 320/932), Шайх Абулфазл ибни Ҳасан Ал-Сарахсӣ (пири Абӯсаъиди Абулхайр), Шайх Абӯалии Даққоқ (ваф, 425/1034), Абулҳасан Алӣ ибни Ҷаъфари Харақонӣ (ваф. 425/1034), Абдураҳмони Суламӣ (ваф. 412/1021), Шайх Абдулкарими Қушайрӣ (ваф. 465/1073) ва дигарон ба фаъолияти аҳли тасаввуф равнақ бахшида, таълимоти фирқаҳои гуногуни онро нашр менамуданд. Вуҷуди фирқаҳои мухталифи тасаввуф сабаб мешуд, ки дар кишвар афкори гуногун ба ҳам бархӯрд намоянд ва боиси пешрафти фалсафа, калом ва ирфон гарданд.

Илми асри X тоҷик бо илмҳои антиқаи Юнони Қадим, Миср, Эрон, Ҳиндустон, Хитой, инчунин донишҳое, ки ба забонҳои ибрӣ, арабӣ ва лотинӣ мавҷуд буданд, алоқаи наздик дошт. Фаъолияти тарҷумонии тарҷумонҳо то аввали асри XI давом кард. Яке аз мутарҷимини машҳури давр марди насронӣ Абулхайр ибни Хаммор (ваф. 943) - донишманди соҳаи тиббу фалсафа буд, ки асарҳои зиёди қадимаро аз суриёнӣ ба арабӣ баргардонидааст. Аз тарҷумаҳои ӯ ҳоло нусхае аз мантиқиёти Арасту дар даст аст.

Равнақи илму адабиёт ба таъсиси бисёр китобхонаҳо сабаб шуд. Дар Бухоро, Самарқанд, Марв, Балх, Нишопур, Рай ва ғайра китобхонаҳои бузурге мавҷуд буданд, ки дар онҳо китобҳои нодири зиёде ба забонҳои тоҷикӣ, арабӣ, яҳудӣ, хитойӣ, ҳиндӣ ва ғайра роҷеъ ба соҳаҳои гуногуни илму адаб дар сандуқҳо нигоҳ дошта мешуданд. Бузургтарини онҳо Китобхонаи Сомониён буд, ки аз хазинаи он Абӯалии Сино фаровон истифода бурдааст: «Вақте ки ба китобхона дохил шудам, ҳавлие дидам бисёр васеъу калон, ки дорои хонаҳои зиёде буд. Дар ҳар хона сандуқҳои пур аз китоб меистоданд, ки китобҳоро бо назму тартиб дар онҳо чида буданд. Яке аз хонаҳо махсуси китобҳои арабӣ ва шеър, дигаре оид ба фиқҳ

(ҳуқуқшиносии шариъатӣ — А. А.) буда, ҳамчунин, ҳар як хона ба китобҳои илмҳои ҷудогона хос буд... Китобҳои гуногуне, ки ман дар он ҷо дидаму хондам, касе ҳатто номи онҳоро нашунида буд. Ман низ то он вақт надида будам ва баъд   аз он ҳам дигар надидам».[21]

Аксари чунин китобхонаҳо дар вақти ҳуҷуму истилои аҷнабиён, хусусан қабилаҳои бодиянишини турку муғул, сӯзонда шуданд.

Дар хусуси ахлоқи ҳамидаи мардуми Мовароуннаҳр Ҷайҳонӣ чунин маълумот медиҳад: « Саховату ҷавонмардии асҳоби Мовароун-наҳр дар бештари вилояту шаҳрҳои эшон чунон аст, ки, гӯйӣ, ҳамаи мардумон дар як255 сароанду хеши якдигаранд. Ҳеч кас ба хонаи дигаре наравад, ки пиндорад, ки хонаи хеш асту худованди хонаро кароҳатеву нохушдилие набошад, балки он чи тоқати ӯ бувад, аз расми меҳмонӣ ба ҷой оварад; он ки собиқа дӯстеву хеше буда бошад, албатта, ҳеҷ мукофот талабу тамаъ надораду ҳамеша ҳиммате ба яке аз эшон бар андозаи он чи бар дасти ӯ бошад, бисёр хуш зиёдат кунад, чунон чи касе бошад, ки ӯро дастгоҳе набошаду ҳеч кас бад-ӯ таваққуъи зиёдати молӣ надораду ҳиммати ӯ чунон бошад, ки кӯшку меҳмонхона сохта бошад, ҷумла ҳиммату наҳмати ӯ бар он масруф монда, ки чун касе ба наздики ӯ расад, тартиби меҳмонии ӯ бар чӣ минвол созад. Одату сирати арбоби Мовароуннаҳр он аст, ки чун бегона бирасад, дар меҳмон доштани ӯ бо якдигар музоҳамат кунанду мубоҳоту муфохарат намоянд» (иқтибос аз навиштаҳои Аҳрор Мухторов).

Ривоҷу равнақи илму адаб ба дараҷае буд, ки на танҳо дар мадрасаҳо, балки дар дуккони косибону ҳуҷраи саройҳо низ маҷлисҳои мунозира, баҳси илмӣ ва мушориъа барпо мешуд. Дар тамоми бозорҳо растаҳои китобфурӯшӣ мавҷуд буданд. Чунончи, Абӯалии Сино аз рас-таи китобфурӯшии бозори Бухоро чандин бор китоб хариданашро нақл мекунад.

---

21. **Абӯалӣ ибни Сино.** Осори мунтахаб. Иборат аз даҳ ҷилд, ҷ.1, Душанбе, 1980, саҳ. 19.

## РИВОҶИ МУСИҚИИ АҲД

Асрҳои IX—X дар соҳаи мусиқӣ  низ дастовардаҳои муҳиммеро соҳиб буданд. Як силсила комёбиҳои ин асрҳо дар назария ва амалияи мусиқӣ барои давом ёфтани он дар асрҳои баъдина чун заминаи хубе хизмат карданд. Аввалан, ромишгарӣ, созандагӣ, навозандагӣ ва ширинкорӣ дар доираҳои гуногуни ҷамъияти он замон ривоҷ дошт. Сурудҳои базмию размӣ, маросимӣ ва кӯчабоғӣ хеле паҳн шуда буданд. Дар ҳамин давр पояи мустаҳками «Дувоздаҳмақом» гузошта шуд. Мусиқии амалӣ бо роҳи таълими устод ба шогирд омӯзонда мешуд. Абулаббоси Бахтиёр, ки Рӯдакиро низ мусиқӣ ёд дода буд, шогирдони зиёде дошт. Дар дарбори Сомониён дастаҳои мусиқӣ ҳунарнамойӣ мекарданд. Асбоби мусиқие, ки зиёд кор фармуда мешуданд, барбату уд, чангу руд, рубобу танбӯр, сурнаю карнай, найанбон, шайпуру бӯқ, дафу таблак ва ғайраҳо буданд. Шоҳрудро Абӯҳафси Суғдӣ дар ҳамон замон ихтироъ карда будааст. Дар ҷомиъаи Сомониён ҳатто асбоби мусиқии юнонӣ лур (лира) ва арғунун (орган) ниҳоят маъмулу маълум будааст.

Як хусусияти муҳимми мусиқии аҳд он аст, ки дар савту нағмаҳо ва навою мақомҳо омезиш (синтез)-и мусиқию таронаҳои халқӣ, савтҳои меросӣ, оҳангҳои размӣ ва навоҳои халқҳои ҳамсоя ҳусни онҳоро афзун мегардонд. Хусусияти дувуми ба назар намоёни мусиқии давр қаробату вобастагии наздики он бо шеър будааст. Бисёр шоъирон, мисли Рӯдакию Дақиқӣ, дар мусиқӣ низ комил будаанд. Оҳангҳои «Хусравонӣ», «Наврӯзӣ», «Ушшоқ», «Сипоҳон», фаҳлавиёт (таронаҳои мардумӣ) хеле машҳур будаанд.

Назарняи мусиқӣ чун ҷузъи математика омӯзонда мешуд, зеро баландию пастии овозҳо (зеру бами навоҳо), садои пардаҳо ва мувофиқати онҳо бо ченакҳои математикӣ ба ҳисоб гирифта мешаванд. Доир ба назарияи мусиқӣ бисёр касон асар навиштаанд, ки беҳтарини онҳо ба қалами Форобӣ ва Абӯалии Сино тааллуқ дорад. Азбаски соли 742 забону хатти арабӣ барои коргузорони идораҳои маъмурии Хуросону Мовароуннаҳр ҳатмӣ эълон шуд, забони идораҳои давлатӣ ва илмии кишвар арабӣ гардид.

## ВАЗЪИ ЗАБОНИ АДАБӢ ВА ДАВЛАТӢ

Ҷайҳонӣ, Дақиқӣ, Майсарӣ, Фирдавсӣ, Носири Хусрав, Ҳофизи Шерозӣ, таърихшиносону ҷуғрофидонҳои араб ва бисёри дигарон забони адабии асрҳои IX—XV тоҷикро порсӣ, форсӣ, порсии дарӣ ва дарӣ гуфтаанд. Сабаби чунин номҳо гирифтани он ҳанӯз маълум нест. Вале ҳамнн қадараш аниқ аст, ки порсӣ ва форсӣ айнан як чиз буда, форсии дарӣ, ки дарӣ шакли кӯтоҳи он аст, дар байни забонҳо, лаҳҷаҳо ва шеваҳои зиёди забонҳои эронӣ маҳз забони адабӣ будани онро таъкид менамояд. Маликушшуъаро Баҳор, Садриддин Айнӣ, Саъид Нафисӣ, Парвизи Нотили Хонларӣ, Е. Э. Бертеле, Б. Ғ. Ғафуров, А. М. Мирзоев, Забеҳуллоҳи Сафо ва бисёр доноёни дигар бар он ақидаанд, ки забони форсии дарӣ дар қаламрави Сомониён ҳанӯз 200—300 сол пеш аз зуҳури Сомониён, баробари забонҳои паҳлавӣ, хоразмӣ, суғдӣ, тахорӣ ва ғайра амал мекард ва ройиҷ буд. Дар бораи истилоҳи «дарӣ» донишманди номвари эронӣ Забеҳуллоҳи Сафо менависад: «Ваҷҳи тасмияи ин забон ба дарӣ таъаллуқи он ба дарбори шоҳон аст, зеро ин қоъида аз қадим маълум будааст, ки забони мавриди такаллуми дарбору дастгоҳи давлатӣ ва марокизи подшоҳиро «дарӣ» мегуфтанд, яъне мансуб ба «дар» (=дарбор=даргоҳ). Ал-Муқаддасӣ дар «Аҳсан-ут-тақосим» ба наҳви равшантаре маънии дариро ба гунае, ки овардаем, баён мекунад ва он дар мавриди забони аҳли Бухорост, ки дар бораи он чунин мегӯяд: «Дар забони мардуми Бухоро такроре вуҷуд дорад, магар намебинӣ, ки чӣ мегӯянд: «яке адорме ва дидам яке марде ва бахшидам адарме» ва бар ин қиёс кун ва дар миёни каломи худ бисёр мегӯянд: «донистӣ», бе он ки фоидае дар он бошад, ҷуз он ки ин забон дарӣ аст ва забонҳое аз қабили онро аз он ҷиҳат «дарӣ» гӯянд, ки забонест, ки номаҳои подшоҳ бад-он навишта мешавад ва аризаҳое, ки ба ӯ тақдим медоранд, ба он забон асту иштиқоқи он аз «дар» аст ва он

маъни «бор» аст (яъне, он ки забони дарӣ забонест, ки аҳли бор — яъне, аҳли даргоҳи подшоҳ) бад-он сухан мегӯянд».[22] Ба қавли А. М. Мирзоев, «забони дарии порсӣ забони аҳли Бухоро, Марв, Балх, Нишопур ва, умуман, забони аҳолии Мовароуннаҳру Хуросон буда, дар асри X, дар баробари ин ки забон як умумиятеро ташкил мекардааст, шеваҳои ҳар як маҳал бо хусусиятҳои хоси худ аз ҳамдигар фарқ мекардаанд».[23] Ба ин гуфтаҳо чизи дигаре илова кардан шарт нест. Танҳо як нуктаи бисёр муҳимро бояд зикр кард, ки дар бораи он ки лаҳҷаи дарӣ забони аҳли машриқи Эрон, яъне хоса Хуросону Мовароуннаҳр асту адабиёти форсӣ аз қарни савуму чаҳорум ба баъд ба ин забон навишта мешавад, ин забон давоми лаҳҷаи паҳлавии шимолӣ ва ё паҳлавии ашконӣ буда, бо гузашти замон бо забони арабӣ омезиш ёфта, то ба дараҷаи забони дину давлат ва илму фарҳанг, ҳамчунин забони адабиёти тамоми мардум қарор гирифтааст. Устод Забеҳуллоҳи Сафо як нуктаи дигарро ҳам тавзеҳ медиҳад, ки овардани онро низ ҷоиз мешуморем. Ӯ менависад: «Аз қарни савуму чаҳорум ба баъд ин лаҳҷаро, ки пас аз ташкили дарборҳои машриқ дар аҳди исломӣ ба сурати забони расмӣ даромад, ба асомии мухталифе, монанди дарӣ, порсии дарӣ, порсӣ, форсӣ хондаву онро дар баробари арабӣ (тозӣ) ва паҳлавӣ (паҳлавонӣ) қарор додаанд. Ин «порсӣ», ки дар тасмияи фавқ ба кор рафтааст, ғайр аз порсик ба маънии паҳлавии аҳди Сосонӣ ва форсӣ ё порсӣ ба маънии лаҳҷаи муттадовил дар Форс аст, ки аз қадимулайём ба ин ном хонда мешавад. Дар ин ҷо порсӣ бештар барои муқобала бо арабӣ (тозӣ) ва туркӣ ба кор рафтаву ба маънии аъам эронист, на барои

22. **Забеҳуллоҳи Сафо**. Таърихи адабиёт дар Эрон, ҷ. 1, Теҳрон, саҳ. 157.
23. **А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, Душанбе, 1958, саҳ. 23.

интисоб ба қабила ва ё қабоили муайяне аз эрониён».[24] Ин гуфтаро аз забони донишманди бузурги Эрони муосир «қасдан» овардам, то равшан гардад, ки мо чаро забони Рӯдакиро форсиву дарӣ мегӯем, ҳол он ки забони форсӣ хоси аҳли Форс аст?! Ба ин суол аз ҷавоби боло беҳтар ҷавобе додан душвор аст. Баъзан аз тарафи эрониҳо низ чунин пурсишҳо ба миён меоянд. Аз хонандагони азизам тақозо дорам, ки ҳамеша дар хотир дошта бошанд, ки мафҳумҳои «Эрон», «эронӣ», «форс», «форсӣ» ҳар кадоме ба ду маънӣ, ҳам ба маънии таърихӣ ва ҳам ба маънии имрӯза фаҳмида мешавад. Дар боби фаҳмиши вожаи «тоҷик» ҳам ҳол чунин аст.

Пайдоишу ташаккул ва такомули забони адабӣ таърихан бо хат вобаста аст. Ба воситаи хат ба забони адабӣ, ки шакли мукаммали забони умумихалқӣ мебошад, асарҳои адабӣ, илмӣ, мазҳабӣ ва фалсафӣ таълиф меёбанд. Забон, дар баробари умумияти таърихӣ ва ягонагии сарзамин, омили асосии мавҷудияти халқ ва нишонаи асосии миллат аст.

Нахустин китоби бузурги ҳадисҳои Пайғамбари Ислом ҳазрати Муҳаммадро фарзанди халқи тоҷик Имом Муҳаммад ибни Исмоили Бухорӣ (810—879) бо номи «Ал-ҷомеъ-ус-саҳеҳ» тартиб дода буд, ки таҳти унвони «Саҳеҳи Бухорӣ» шуҳратманд гардидааст. Ин китоб аз 7 ҷилд иборат аст.

Аввалин тафсири мукаммали Қуръон ҳам ба қалами олими эронинажод Муҳаммад ибни Ҷарир Ат-Табарӣ (ваф. 923) таъаллуқ дорад. Ин асар ҳам аз 7 ҷилд иборат буда, бо Қуръон якҷоя соли 352 ҳ. ба форсии тоҷикӣ гардонида шудааст.

Забони тоҷикӣ яке аз забонҳои хеле қадимаи дунё буда, таърихи ташаккулу такомули он беш аз 1500 солро фаро мегирад. Инкишофи он дар асрҳои IX—X ба раванди ташаккули халқияти тоҷик сахт вобаста аст. Таҳқиқоти олимони гуногуни дунё муайян кард, ки маҳалли пайдоиши забони форсии дарӣ Мовароуннаҳру Хуросон ва ибтидои пайдоиши он асрҳои баъд аз Ҳиҷрат будааст. Ин забон дар баробари забонҳои паҳлавӣ, портӣ, суғдӣ, бохтарӣ, хоразмӣ ва амсоли онҳо ба гурӯҳи забонҳои эронӣ дохил шуда, дар асрҳои IX—XШ бо он қавму қабилаҳо ва халқиятҳои эронинажоди зиёде, ки ба ҳам муттаҳид шуда буданд, гуфтугӯ мекарданд.

Албатта, ин забонҳо ба ҳам хеле наздик буданд, вагарна барои Баҳроми Гӯр (420—438) ҳеч зарурате набуд, ки бо аҳли диёри худ ба чандин забон ҳарф занад: «Баҳроми Гӯр ба ҳар забоне сухан гуфтӣ: ба туркӣ гуфтӣ ва андар масҷид бо омма дарӣ гуфтӣ ва вақти чавгон задан паҳлавӣ гуфтӣ ва андар ҳарбгоҳ бо мӯъбадон ва аҳли илм порсӣ гуфтӣ».[25]

«Бозёфти катибаҳои форсӣ (форсии миёна) дар Марв, ки ба асрҳои УП—УШ таъаллуқ доранд, имкон медиҳад ба хулосае омад, ки дар ин ҷо аллакай забони форсиро ба кор мебурдаанд. Мувофиқи маълумоти пурарзиши ал-Ҷаҳшиёрӣ, то соли 724 дар қаламрави Хуросон хатти фор-

---

**24. Забеҳуллоҳи Сафо**. Таърихи адабиёт дар Эрон, ҷ. 1, саҳ. 161.
**25.** Аз гуфтаи **Муҳаммад Осимӣ**, ки ин иқтибосро бо хатти худ навишта ба ман доданд, вале манбаъашро нишон надоданд.

сӣ (аз афти кор, дар асоси алифбои паҳлавӣ) истеъмол мешудааст. Бинобар ахбороти Ибн ал-Муқаффаъ ва Муқаддасӣ мумкин аст ҳадс зад, ки ҳанӯз дар нимаи якуми асри УШ забони форсӣ (тоҷикӣ) дар Балх паҳн гардида буд. Дар асрҳои УП—УШ ин забон дар Эрони Шимолу Шарқӣ, Афғонистони Шимолӣ ва дар ҷануби Осиёи Миёна, аз ҷумла дар Тоҷикистони Ҷанубӣ ҳам мақоми мустаҳкам дошт»[26]

«Аз сухани Наршахӣ (асри X) маълум аст, ки дар масҷиди Бухоро, ки соли 713 сохта шуда буд, Қуръонро ба забони форсӣ мехондаанд» [27], - менависад Б. Ғ. Ғафуров.

Баробари истилои арабҳо дар саросари хилофат забони арабӣ маҷбуран чун забони дину давлат ва илму адабиёт қарор гирифта, дар байни халқҳои тобеъшуда ҷорӣ гардид. Дар сарзамини мо низ қариб 200 сол ин сиёсат давом ёфт. Вале, ба ҳуқуқи маҳдуди худ нигоҳ накарда, забони форсии дарӣ, ки забони оммаи мардуми маҳаллӣ буд, ба сайри такомули тадриҷии худ давом дода, бар асли худ пойдор монд. Ташаккули халқият, барқарор гардидани давлати мустақили тоҷикон, пешрафтҳои кишоварзӣ, зироаткорӣ, боғдорӣ, ҷорвопарварӣ, кӯҳканӣ, чӯянгудозӣ, ҳунармандӣ, кулолгарӣ, шишасозӣ, маишати хос ва муваффақиятҳои илму маданият ба он оварда расонданд, ки

забони форсии дарӣ аз ибтидои ислом (асри УП) инкишоф ёфта, дар аҳди Сомониён ба дараҷаи забони адабӣ ва расмии давлатӣ бардошта шавад.

Асоси ин забони адабиро лаҳҷаю шеваҳои Бухоро, Самарқанд, Марв, Балх, Бадахшон ва Нншопур ташкил мекард. Вазири Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914—943) —Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Аҳмади Ҷайҳонӣ, ки соли 326 ҳиҷрӣ (938 мелодӣ) ба ҷойи Балъамӣ нишаста буд, дар асари худ «Ашкол-ил-олам», ки тарҷума ва ё бозгӯйи форсии он (асри XVI) то замони мо омада расидааст, менигорад: «Забони аҳли Бухоро забони суғдист, магар андаке, ки аз он бигардаду забони эшон дарист. Мардумони Бухоро дар одобу фазл беҳтар аз ҷойи дигаранд» (иқтибос аз навиштаи Аҳрор Мухторов).

Дар натиҷаи такомули табиъӣ ва омезиши забонҳои суғдиву бохтарӣ забони форсии дарӣ басе равнақу инкишоф пазируфт, аз юнонӣ, ҳиндӣ, яҳудӣ ва арабӣ бисёр калимаву таъбирҳоро гирифт. Дар натиҷаи ҳамаи ин, забони форсии дарӣ бо пухтагӣ, захираи ғании луғавӣ, сарфу наҳви устувор, нормаҳои муайяншуда, истилоҳот ва воситаҳои гуногуни услубӣ қодир гардид, ки_дар доираҳои расмӣ, дастгоҳҳои давлатӣ, мукотибаҳои расмӣ, коргузории девонҳо (вазоратҳо) ва маросимҳои мазҳабӣ ба кор бурда шавад. Ба ин забон асарҳои илмӣ, адабӣ, мазҳабӣ, таърихӣ ва фалсафӣ таълифу тарҷума мешуданд. Дар асри III ҳиҷрӣ (X мелодӣ) аллакай асарҳои зиёди тарҷу -

---

**26. Ал-Муқаддасӣ.** Аҳсан-ут-тақосим фӣ маърифат-ил-қосим, Ландан, 1909, саҳ. 334-335; **Муҳаммадтақии Баҳор.** Сабкшиносӣ, ч. I, Теҳрон, 1321, саҳ. 19-20.

**27. Б.Г. Гафуров.** Таджики. Древнейшая, древняя и средневековая история, Москва, «Наука», 1972, стр. 327-374.

мавӣ ба вуҷуд омаданд, ки тарҷумонҳои зиёде дар ин амр шуғл меварзиданд. Шарҳи китобҳои гуногунро аз забонҳои юнонӣ, ҳиндӣ, суриёнӣ ба арабӣ ва аз арабӣ ба форсӣ бармегардонданд. Табиби шоъирпешаи Сомониён Майсарӣ дар илми тиб асари «Донишнома»-ро ба назм офарид, ки аз панҷ ҳазор байт иборат буда, ҳоло як нусхаи он дар Порис маҳфуз аст. «Донишнома»-и Абӯалии Сино, «Ат-тафҳим»-и Абӯрайҳони Берунӣ, асари ҷуғрофиёйии муаллифаш номаълуми «Ҳудуд-ул-олам» ба ин забон таълиф, «Тафсири Табарӣ» (соли 956), «Таърихи Табарӣ» ва амсоли инҳо аз арабӣ ба он тарҷума шудаанд.

Забони асарҳои улуми дақиқ асосан арабӣ боқӣ монд, вале оид ба илмҳои дақиқ низ асарҳо ба забони форсии дарӣ навишта мешуданд. Яке аз онҳо, ки то замони мо омада расидааст, «Шуморнома»-и Айюби Табарист, ки оид ба илми ҳисоб (арифметика ва алгебраи ибтидоӣ) баҳс мекунад. Дар замони Мансур ибни Нӯҳ (961—977) Абӯмансури Муваффақ ибни Алии Ҳаравӣ оид ба тиб китоби «Ал-абния ани-л-ҳақоиқ-ил-адвия»-ро тартиб дод, ки як нусхаи нодири қаламии соли 1050 (моҳи шавволи 447 ҳиҷрӣ) аз ҷониби

шоъири маъруф — муаллифи «Гаршоспнома» Асадии Тӯсӣ китобатшудаи он то замони мо расида, то ҳол дар китобхонаи Вена нигаҳдорӣ мешавад.

Аз нимаи аввали асри IV сар карда ин мардум худро «тоҷик» ва забонашонро «форсии дарӣ» меномидагӣ шуданд. Сарзамини онҳо аз баҳри Аралу Тироз (Ҷамбули имрӯзаи Ҷумхурии Қазоқистон) то баҳри Хазар (Каспий) ва аз Кошғар то Систон доман густарда буд.

Аз асри VIII сар карда барои ифодаи забони форсии дарӣ алифбои форсии арабӣ истифода мешавад, ки барои тоҷикони Мовароуннаҳр то соли 1928 хидмат кард. Эрониҳо, афғонҳо ва тоҷику форсизабонҳои кишварҳои дигар ҳанӯз ҳам аз хатту алифбои арабӣ истифода мебаранд. Дар асрҳои IX—X пояи адабиёти оламшумули тоҷику форс ба ҳамин забон гузошта шуд. Рӯдакӣ , Дақиқӣ, Абӯалии Сино, Балъамӣ, Фирдавсӣ, Берунӣ ва бисёр бузургони дигар доди суханро дар ин забон дода, онро боз ҳам суфтаю пухта карданд. Сомониён ба ин забон навишта шудани асарҳои илмиву адабиро ташвиқу ҳимоят кардаанд. Аллома Бобоҷон Ғафуров менависад: «Хеле пеш аз барпо гардидани давлати Сомониён тоҷикон ба забони модарии худ лафзан асарҳои бадеъӣ эҷод мекарданд. Чунин амри воқеъӣ, ки дар тамоми давраи ҳукмронии арабҳо, анъанаҳои адабии қабл аз ислом аз байн нарафтанд ва халқ тасвирҳои бадеъӣ ва сюжетҳои бостониро маҳфуз дошт, яке аз далелҳои нисбат ба асри IX хеле қадимтар будани таърихи адабиёти тоҷик мебошад» [28] ва, пасон, хулоса мекунад: «Мувофиқи ривояти Ал-Муқаффаъ ва Муқаддасӣ ҳам чунин бармеояд, ки дар нимаи аввали асри ҳаштум дар Балх забони форсӣ паҳн шуда буд.»[29]

**28. Б.Ғ. Ғафуров.** Тоҷикон, саҳ. 511.
**29.Б.Ғ. Ғафуров.** Тоҷикон, саҳ. 497.

Ба тоҷикӣ баргардонида шудани осори динии мусулмонӣ истиқлоли забони тоҷикиро пурра таъмин кард. Ба қавле, ҳанӯз дар аҳди Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914—942) тарҷумаи тафсири Қуръон шурӯъ шуда, дар нимаи қарни даҳум тарҷумаи пурраи «Тафсири Табарӣ» анҷом пазируфт, ки онро дар замони салтанати Мансур ибни Нӯҳи Сомонӣ ба эҳтимоми вазири ӯ Балъамӣ писари худи Балъамӣ дар байни солҳои 353 — 365 ҳиҷрӣ анҷом дода буд. Дар муқаддимаи китоб дарҷ гардидааст: «Ва ин китоб тафсири бузург аст аз ривояти Муҳаммад ибни Ҷарир ат-Табарӣ, раҳматуллоҳи алайҳи, тарҷумакарда ба забони порсӣ ва дарӣ ба роҳи рост ва ин китобро оварданд аз Бағдод, чиҳил мусҳаф буд. Ин китоб бинвишта ба забони тозӣ ва ба аснодҳое дароз буд». Мансур ибни Нӯҳ, ки ба арабӣ чандон балад набуд, онро фаҳмида наметавонист, фармуд, ки ба забони форсӣ баргардонанд: «Пас уламои Мовароуннаҳрро гирд карду ин аз эшон фатво кард, ки раво бошад, ки мо ин китобро ба забони порсӣ гардонем? Гуфтанд: — Раво набошад хондану навиштани тафсири Қуръон ба порсӣ мар он касро, ки ӯ тозӣ надонад. Дигар он буд, ки ин забони форсӣ аз қадим боз донистанд аз рӯзгори Одам то рӯзгори Исмоили Пайғамбар (а) ҳама пайғамбарони мулкони замин ба порсӣ сухан гуфтандӣ.»[30] Абулқосим Ҳакими Самарқандӣ дар бораи ойину русум китобе иншо кард, ки онро тамоми уламои Бухоро

биписандиданд. Ва боз амир «фармуд, ки ин китобро ба порсӣ бояд кард, то хосу омро манфиъат бувад».

Дар бораи инкишофу таҳаввули забони форсӣ ҳаминро гуфтан лозим аст, ки «ин забони давраи пешазисломии араб не, балки якуним ҳазор сол пештар ба вуҷуд омада буда, ёдгориҳои хаттии он ба асри шашуми пеш аз мелод рафта мерасад» (Бобоҷон Ғафуров).

Ба дараҷаи забони расмии давлатӣ ва адабӣ бардошта шудани забони дарӣ, аввалан, барои суст шудани забони ба мардуми маҳаллӣ бегона — арабӣ роли муҳим бозида, ба ин восита умуман таъсири хилофатро дар ҳаёти иқтисодию сиёсии мамлакат кам мекард. Сониян, барои муттаҳид гардонидан ва пурқувват шудани истиқлолияти халқҳои ҳамнажоди маҳаллӣ, масалан, бохтариҳою суғдиҳо, омили тавоное буд. Бинобар ҳамин, тарғибу ташвиқ ва пуштибонии забони дарӣ барои мустаҳкам шудани мавқеъу нуфузи давлати Сомонӣ аз вазифаҳои муҳимтарини сиёсӣ ба шумор мерафт.

Минбаъда забони форсии дарӣ дар Эрон, Шимоли Ҳиндустон, Ироқ, Қафқоз, Туркия, Туркистон, Кошғар ва ғайра паҳн гардида, ба ин забон мероси муштараки илмию адабии ин халқҳо офарида шуд, ки ифтихори ҷаҳониён мебошад.

Ин ҷо зикри як падида ногузир аст: дар қарнҳои IX- XI осори илмӣ, баръакси осори адабӣ, ки ба форсии дарӣ эҷод мегардид, бештар ба арабӣ навишта мешуд. Ҳамчунин, дар ин қурун зардуштиёни эронӣ низ

---

**30.Тарҷумаи «Тафсири Табарӣ»**, Теҳрон, 1339, саҳ. 5.

қувват гирифта, ҷиҳати эҳёи забони паҳлавӣ кӯшише намуда, бар замми наскҳои «Авасто» ва тафсирҳои он, ба таълифи як силсила кутуби мазҳабиву илмӣ ба паҳлавик нойил гардиданд, ки «Динкарт» муҳимтарини онҳосту аз нӯҳ ҷилд иборат асту одобу ақоиду ривоятҳои диниву асотириву вақоеъи таърихӣ (зиндагиномаи афсонавии Каюмарс, Ҷамшед, Гуштосп, Зардушт ва амсоли ин)-ро фаро мегирад. Ин китобро, ки аслан «Занд акосеҳ» ном дошт, мӯъбадон ба тарзи шифоҳӣ ҳифз намуда, сина ба сина ва зина ба зина ба наслҳои баъдина интиқол медоданд. Озарфаранбағи писари Фаррухзод онро дар замони Халифа Маъмун (813—832) ба риштаи таҳрир кашида, китобат намуда буд.

Китобҳои дигари муҳимми паҳлавӣ, ки дар ин замон тасниф шудаанд, инҳо буданд: «Бундаҳишн» (оид ба офариниши ҷаҳон, таърих ва ҷуғрофия), «Гузориши шатранг» (усули шатранҷбозӣ) «Ардавирофнома» (шеъри Зардушт), «Шкангумани вижор» (фиқҳи зардуштиён) ва ғайра. Вале забони паҳлавӣ, ба иллати он ки осори дини мансуху ақоиди мазҳабиро фаро мегирифт, наметавонист бо забони форсии дарӣ, ки забони давлатӣ, адабиёт ва илму мардум буд, муқовимат кунад. Аз ии рӯ, бисёр донишмандон китобҳои паҳлавиро ба форсии дарӣ ва арабӣ тарҷума карданд. Хулласи калом, қаламрави Оли Сомон дар қарнҳои Ш—IV ҳиҷрӣ (IX—X мелодӣ) аз ободтарину фарҳангитарин кишварҳои исломӣ ба ҳисоб рафта, Абӯабдуллоҳ

ибни Аҳмади Ҷайҳонӣ — вазири донишманди Наср ибни Аҳмад (914—943) дар асари мазкури худ[31], чунон ки болотар ишора рафт, ва даҳҳои дигар муаррихону ҷуғрофиёнигорону сафарноманависони пешину пасини худиву бегона дар сифати тамоми шаҳру вилоятҳои сарзамини Сомониён маълумоти равшану муфассал дода, ҳар кадоме аз онҳо ривоҷу равнаҷи камтар ё бештаре доштани ин ё он навъу намуду шохаи илму фарҳанги тоҷикии ориёниро батафсил раҷамбандӣ кардаанд, ки дар боло ҷамъи мухтасарашонро пешкаши хонандагони азиз гардонидем. Бад-ин маънӣ, дигар доир ба ободониву ғановати сарзамини паҳновари Сомониён суханро кӯтоҳ карда, дар интиҳо навиштаи яке аз охирин тадқиқот роҷеъ ба мавзӯъи баҳси мо — «Эрон дар замони Сомониён»-и оқои Ҷаводи Ҳаравиро хулосавор зикр менамоям: «Дар ноҳияи Мовароуннаҳр шаҳрҳои Самарқанду Бухоро ба сони ду гавҳар дурахшидаву доройи қидмати бас деринаву куҳане дар таърих низ будаанд. Аз тарафе, ба далели қарор гирифтан дар канори рӯди Суғд аз хуррамиву сарсабзии хосе низ бархурдор будаанд. Дар ибтидои қудратёбии Сомониён шаҳри Самарқанд ба унвон мақарри ҳукумат ба ҳисоб мерафт. Вале бо марги Наср (279 ҳ.) пойтахт ба Бухоро интиқол дода шуду Амир Исмоили Сомонӣ шаҳри Бухороро равнақу вусъати фаровоне бахшид. Батадриҷ Бухоро ба унвони яке аз муҳимтарин шаҳрҳои Эрон шинохта шуду бо Бағдод — маркази Хилофати Аббосӣ кӯси бародарӣ зад, маркази донишмандону уламову адибон гардид».[32]

**31. Ашкол-ил-олам /** Сомониён ва эҳёи тамаддуни форсӣ, саҳ. 150-153.
**32. Ҷовиди Ҳаравӣ**. Эрон дар замони Сомониён, саҳ. 24.

## НАМОЯНДАГОНИ МАШҲУРИ ИЛМИ ЗАМОН

Асрҳои IX—X замони равнақу инкишофи тамоми соҳаҳои илми эрониҳо ба шумор меравад. Аммо илм дар он замонаҳо хос мутаъаллиқ ба як кишвар ё миллати ҷудогона набуд, ба тамоми олами инсон мансуб буд. Аз ҳамин ҷиҳат, осори илмӣ ба забони арабӣ таълиф мегардид. Донишманди риёзидон Муҳаммад ибни Мӯсо Ал-Хоразмӣ (780—863), нуҷумшинос Ал-Фарғонӣ (асри IX), забоншинос Сибавайҳӣ (ваф. такр. 800) аз машҳуртарин олимони замон буданд. Абдулвафо Муҳаммад ал-Нишопурӣ (940—997) дар соҳаи риёзиёту нуҷум, Абӯҷаъфар Ал-Хозини Хуросонӣ (асри X), Абулҳусайн Абдураҳмон ибни Умар Ас-Сӯфии Розӣ (904—987), Абулъаббос ибни Муҳаммади Сарахсӣ (ваф. 958), Абулҳасан ибни Аҳмади Насавӣ дар илмҳои риёзиёт ва сипеҳршиносӣ ном бароварда буданд. Риёзидон ва мунаҷҷим Абӯмаҳмуд Ҳамид ибни Хузори Хуҷандӣ (ваф. 1000) низ машҳур буд. Махсусан саҳми Абӯрайҳони Берунии Хоразмӣ (973—1049) чун ҳаким, риёзидон, ситорашинос, пизишк, файласуф, ҷуғрофидон, таърихнигор, адиб, шоъир, мардумшинос ва луғатдон дар пешбурди соҳаҳои мазкури дониш калон аст. Дар инкишофи илми тиб Абӯбакр Муҳаммад ибни Закариёи Розӣ (850— 923) саҳми бузурге дорад.

Абӯалӣ Муҳаммад ибни Абулфазл Муҳаммади Балъамӣ, ки вазири Мансур ибни Нӯҳи Сомонӣ буд, соли 963 «Таърихи Табарӣ»-ро аз тозӣ ба

форсӣ гардонд. Вазири дигари Сомониҳо Абӯабдуллоҳ Аҳмад ибни Муҳаммади Ҷайҳонӣ бо номи «Ашкол-ил-олам» ва «Ал-масолик ва-л-мамолик» асарҳои пурарзише ба риштаи таълиф кашида буд. Ибни Қутайба (828—889) доир ба таърих «Китоб-ул-маъориф» ва роҷеъ ба адабиётшиносӣ «Китоб-аш-шеъри ва-ш-шуъаро»-ро дар чандин ҷилд нигошта буд. Асари Абӯбакри Наршахӣ (ваф. 959) «Таърихи Бухоро» маълумоти басо нодире дар бораи Бухоро медиҳад. Яке аз дониш-мандони машҳури асри IX Абӯмаъшар Ҷаъфар ибни Муҳаммади Балхӣ буд, ки аввал ба ҷамъ овардани аҳодиси набавӣ машғул гашта, дар Бағдод дар 47- солагӣ ба омӯхтани риёзиёт пардохт ва, ниҳоят, ба омӯхтани нуҷум шуғл варзида, дар ин ришта қариб 40 китобу рисола таълиф кард ва соли 886, дар синни наваду ҳаштсолагӣ, аз олам даргузашт.

## ФОРОБӢ

Яке аз нобиғаҳои ҳамзамони Устод Рӯдакӣ Абӯнаср Муҳаммад ибни Тархон ибни Ӯзлуғ буда, бо исми Абӯнасри Форобӣ ва лақаби Муъаллими Сонӣ машҳур аст[33]. Арастуро дар Шарқ Муъаллими Аввалу

33.Оид ба Форобӣ нигаред: **Б. Г. Гафуров, А.Х. Касымжанов**, Ал-Фараби в истории культуры, М., 1975; **А. Содиқов**. Ганҷинаи ахлоқ, Душанбе, 1984.

Форобиро Муъаллими Сонӣ медонанд. Зодгоҳи ӯ яке аз шаҳрҳои бостонии Туркистон — Фороб мебошад, ки дар канори дарёи Сир, наздикии Ариси имрӯза, ҷойгир будааст. Аҷдоди Форобӣ аз асилзодагони эрониянд, аммо баъзеҳо падарашро аз сарлашкарони турк медонанд, ки сабаби асосии ӯро яке аз бузургони худ шумурдани бародарони қазоқ ҳам дар ҳамин аст.

Соли таваллуди ӯро байни солҳои 257—260 ҳиҷрӣ менависанд, ки ба солҳои 870—873 мелодӣ баробар аст. Абӯнаср таҳсилоти муқаддимотиро дар Фороб гирифта, аз сарфу наҳви арабӣ, фиқҳу илми ҳадис дониши кофӣ меандӯзад. Сипас, ҳанӯз дар овони ҷавонӣ, барои такмили дониши худ аввал ба Бухорову баъд Бағдод меравад. Бархе аз нависандагони шарҳи ҳоли Форобӣ сафари ӯро ба Бағдод дар ҳудуди чиҳилсолагиаш донистаанд. Вай даставвал дар назди Абӯбушри Мато ибни Юнус (ваф. 329 ҳ./941м.) ба фаро гирифтани мантиқ пардохт. Баъд ба Ҳиррон рафта, дар маҳзари Юҳанно ибни Ҳайлон ба такмили улуми ақлӣ машғул гардид. Мегӯянд, ки Форобӣ, ҳангоме ки ба Бағдод омад, арабиро мукаммал намедонист. Бинобар ҳамин, дар назди Ибни Сироҷ муддате ба такмили забони арабӣ пардохта, баъди мукаммал фаро гирифтани он боз аз Ҳиррон ба Бағдод баргашту ба омӯхтани китобҳои файласуфони Юнони Қадим, аз қабили Демокрит, Арасту, Буқрот (Ҳиппократ), Афлотун (Платон), Форфириус (Порфирий), Уқлидус (Евклид), Батлимус (Птоломей) ва дигарон пардохт. Хусусан, мутолиъаи ду асари Афлотун— «Ҷумҳур» (Republic) ва «Сиёсат» (Politicus) ба Форобӣ таъсири амиқ бахшид. Мегӯянд, ки Форобӣ забони юнониро хуб медонист. Шояд

забони суриёниро ҳам донад. Ба ҳар ҳол, асарҳои файласуфону доноёни Юнони Бостон, ба вижа осори Афлотуну Арастуро ҷиддан пажӯҳиш намуда, ба ағлаби осори Арасту шарҳу тафсир бастааст. Абӯнасри Форобӣ соли 330ҳ./942м. аз сабаби ноамонӣ Бағдодро падруд гуфта, аз он ҷо ба Ҳалаб рафта, солҳои ахири ҳаёти худро дар шаҳрҳои Ҳалабу Димишқ гузаронда, сафаре ба Миср ҳам карда, билохира соли 339/950 дар Димишқ даъвати маргро лаббайк гуфта, дар ҳамон ҷой ба хок супурда шуд.

Доноёну файласуфони зиёди аср ба шогирдии Форобӣ ифтихор доштанд. Муҳаққиқону пажӯҳишгарони мероси фикрии нобиға шумурдаанд, ки Абӯнасри Форобӣ зиёда аз 160 асар навишта, махсусан дар мантиқ, фалсафа, сиёсат ва мусиқӣ ба мақоми бузурге расид.

Як қисми асарҳои Абӯнасри Форобӣ ба шарҳу тафсири осори фалсафии донишмандони Юнони Бостон таъаллуқ дошта, асарҳои Арасту «Метафизика», «Этика», «Риторика» ва «Софистика»-ро аз рӯйи фаҳмиши нав ва татбиқи онҳо дар замони ҷадид, тарзи ҷорӣ намудани онҳоро тавзеҳ медиҳанд. Вай дар мантиқ чандон табаҳҳур ёфт, ки ҳатто аз устоди худаш Мато ибни Юнус, ки аз барҷастатарин мантиқдонони Бағдод ва саросари олами ислом буд, ба маротиб пеш гузашт ва боло рафт. Шарҳи «Мантиқ» - и Арасту аз барҷастатарин осори Форобӣ дар ин соҳа аст, ки «Китоб-ул-мухтасар-ил-кабир фи-л-мантиқ» ном дорад.

Форобӣ дар фалсафаи сиёсӣ ва илми ахлоқ манзалати волоро соҳиб аст. «Китоб-ул-мадинат-ил-фозила» - и ӯ дар хусуси раъйи нубувват, сабаби пайдоишу вазифаҳои давлат ва шаклҳои он, авомили нобаробарии иҷтимоъӣ ва ғайра сухан меронад. Назарияи ӯ роҷеъ ба ҷомиъаи хаёлӣ-утопӣ арзиши махсусе дорад ва ба афкори иҷтимоъии асрҳои минбаъда (Низомӣ, Амир Хусрав, Ҷомӣ ва дигарон) таъсири амиқе гузоштааст. Форобӣ ҷомиъаро на фақат дар зери роҳбарӣ ва сарпарастии ҳокимони идеалии донои файласуф дидан мехоҳанд, балки рушду камоли онро бидуни ҷангу хусумат, дар бародарии ақвому ақшор, бе подшоҳу вазир ва ғулому банда, яъне бидуни шоҳу гадо, имконпазир мешуморад, ки ба орзуву омол ва идеали модарзодии мардуми заҳматкаш мувофиқ буд. Тибқи таълимоти Абӯнасри Форобӣ дар мадинаи фозила илму дониш, кору кӯшиш, сулҳу амонӣ ва посдошти ҳаққи тамоми афроди ҷомиъа ҳатмист. Сохти ҷамъияти мадинаи фозиларо Форобӣ шабеҳи аъзои пайкари инсон ба қалам медиҳад, ки дар он ҳайати раиса мисли дил буда, тамоми гурӯҳҳои дигар мисли аъзои бадан, бо ҳам вобаставу пайваста мебошанд, ки, албатта, ин пиндор — хаёл (утопия)-и Форобӣ шабеҳи пиндори Афлотун аст, ки хеле баъд, дар асрҳои XVII—XIX дар таълимоти сотсиалистони хаёлии Урупо, хусусан бо пиндори Томас Мор роҷеъ ба ҷамъияти хаёлии мусовии бесинф, баробар меояд. Ҷараёни маърифат, роли ақл ва нуфузи рӯҳ нисбат ба тан дар таълимоти Форобӣ мавқеъи калон дорад.

Ҳамчунин, Форобӣ доир ба ҳусну зебописандӣ зиёд андеша ронда, роҷеъ ба каломи бадеъ, афкори танқидӣ, назарияҳои адабӣ ва мусиқӣ зиёд сухан мегӯяд, ки дар ин навъ хаёлоти ӯ нақши боризи асари Арасту «Фанни шеър» («Поэтика») осон ба назар мехӯрад. Олим ба саҳми хаёлот дар

офариниши шеър ва асосу заминаи шеър будани тахайюл таваҷҷӯҳи хос варзида, мусиқиро бахше аз риёзиёт (математика) шумурда, онро ба ду қисмат-мусиқии амалӣ ва мусиқии назарӣ ҷудо мекунад.

Дар илми мусиқии амалӣ, яъне ҳунари мусиқӣ, масъалаҳои пайдоиши садо ва овозҳоро аз олатҳои табиъӣ (ҳанҷара, бинӣ, даҳон ва ғайра) ва асбобҳои сунъӣ (уд, барбат ва амсоли инҳо) таҳқиқ мекунад, дар илми мусиқии назарӣ масоили ба вуҷуд омадани овоз, пайдоиши оҳангу наво, оҳангсозӣ (композитсия), ба сухан ҷӯр кардани оҳанг, таркиби оҳангҳо ва қоидаву қонунҳои таъсирбахши лаҳни овоз баррасӣ карда мешавад. Махсусан, дар асари бунёдии «Китоб-ул-мусиқи-ил-кабир» ҳамин гуна масъалаҳоро муфассал баррасӣ мекунад.

Мутафаккири бузург Абӯнасри Форобӣ аҷсоми моддиро ба шаш қисм ҷудо мекунад: ҷисмҳои самовӣ, инсон, ҳайвон, набoтот, маъданҳо, чаҳор унсур (об, оташ, хок, бод). Чаҳор унсур асосу мабдаъи ба вуҷуд омадани ашёи моддист. Аммо ҳар шайъи моддӣ аз моддаҳо ва сурати ҷисмӣ таркиб меёбад. Ин таълимот дорои унсурҳои диалектикӣ буда, ба таносуби ҷавҳару араз вобаста аст, ки ҷавҳар ба ҳеҷ чиз ниёз надорад, вале араз муҳтоҷи чавҳар аст. Аразу сурат низ як чиз нестанд, зеро араз тағйирпазир буда, сурат устувор мебошад. Аммо дигаргуниҳое, ки дар араз рух медиҳанд, моҳияти ҷавҳарро тағйир намедиҳанд.

---

Форобӣ дар шарҳи ҳаракати модда ҷонибдори ақидаи Арасту буда, мутаҳаррик будани ашёро эътироф мекард ва ҳаракати даврии ҷирмҳои самовиро сабабу манбаъи ҳаракати аҷсоми заминӣ дониста, ба ҷисмҳои муқаррарӣ ҳаракати миқдорӣ ва ростхаттаро мансуб мешумурд. Макон, ба пиндори Форобӣ, фазо ва имконгоҳи ҳаракати ҷисмҳо мебошад. Замон азалӣ ва абадӣ буда, дар аввалу охир беинтиҳост. Фарқи вуҷуд ва моҳият, тақсими вуҷуд ба воҷиб ва мумкин дар назарияи фалсафии Форобӣ арзиши хос доранд.

Абӯнасри Форобӣ дар асари машҳури худ «Эҳсо-ул-улум" нахустин бор табақабандии мукаммали улум дар олами исломро ба ҷой оварда буд. «Форобӣ дар ин рисола на танҳо илмҳоро аз рӯйи тақсимбандии худ ном мебарад, балки доираи таҳқиқ ва омӯзиши ҳар яке аз ин илмҳоро муъайян менамояд».[34] Дар «Китоб-ут-танбеҳ ало сабили-с-саъодат» роҳи расидан ба бахт яке аз дараҷаҳои камолоти инсонӣ таъриф карда мешавад.

Ба Форобӣ иддаи камеро аз ашъори тоҷикӣ низ нисбат медиҳанд. Аз ҷумла:

Асрори вуҷуд хому нопухта бимонд
В-он гавҳараи шариф носуфта бимонд.
Ҳар кас ба далели ақл чизе гуфтанд,
Он нукта, ки асл буд, ногуфта бимонд.

Ва :

Ай он, ки шумо пиру ҷавондидоред,
Азрақпӯшони ин куҳандеворед!
Тифле зи шумо дар бари мо маҳбус аст,

Ӯро ба халос ҳиммате бигморед!

Тамоми умр Форобӣ кӯшиш ба харҷ медод, ки бинои динро бо нуктаҳоифалсафа созиш бидиҳад.

## АБӮБАКРИ РОЗӢ

Олими ҷаҳоншумул ва файласуфи беназири асҳоби ҳаюло Абӯбакр Муҳаммад ибни Закариё ибни Яҳёи Розӣ аввали моҳи шаъбони соли 251 ҳиҷрӣ (28 августи соли 865 мелодӣ) дар шаҳри Рай ба дунё омадааст.[35] Дар ҷавонӣ ба андӯхтани улуми адабӣ шуғл варзида, шеър мегуфт, мусиқӣ меофарид, мусиқиро тадқику таҳқиқ мекард, удро хуб менавохт. Ҳамчунин, дар заргарӣ маҳорати тамом пайдо карда буд ва ба касби сар-

---

**34.Расул Ҳодизода.** Аз Рӯдакӣ то имрӯз, Душанбе, «Адиб», 1988, саҳ. 110.
**35. Мӯсо Диноршоев.** Аз таърихи фалсафаи тоҷик, Душанбе, «Ирфон», 19 саҳ. 27-28; **Забеҳуллоҳи Сафо.** Таърихи улуми ақлӣ дар тамаддуни исломӣ то авосити қарни панҷум, ч. I, Теҳрон, 1331, саҳ. 179-185.

рофӣ мепардохт. Ниҳоят, илми кимиёро ҳам амиқ омӯхта, роҷеъ ба масоъили гуногуни он 22 асар офарид. Машғулияти зиёд дар илми кимиё чашмони Абӯбакрро дардманд карда буд. Ин аст, ки дар аввал ба муъолиҷаи чашмони худ пардохт. Сипас, дар сисолагӣ, ба омӯхтани дониши пизишкӣ машғул гардида, дар ин илм маҳорат пайдо кард. Муддате чанд ба бемористонҳои Рай ва Бағдод сарварӣ намуд. Усули нави ташхиси дардҳо ва тарзи табобати онҳоро ба ҷавонон меомӯзонд ва роҷеъ ба тиб беш аз 200 асар таълиф карда буд.

Дониши Абӯбакри Розӣ бо улуми кимиё ва тиб маҳдуд намешавад. Ӯ ба фаро гирифтани фалсафа ҷиддан шуғл варзида, дар ин бора як силсила асарҳои ҷолиб меофарад, ки ҳамаи онҳо дар таърихи фалсафа ба арзиши бузурге молик мебошанд.

Роҷеъ ба риштаҳои дигари дониш, аз қабили табиъиёт, риёзиёт, илоҳиёт, мантиқ, ахлоқ ва амсоли инҳо низ осори зиёде дорад. 15 соли умри азизи худро барои тадвину таълифи «Аҷ-ҷомеъ-ул-кабир» сарф кард, ки бо номи «Ал-ҳовӣ» машҳур аст.

Дар пиронсолагӣ ба дарди шадиди чашм гирифтор шуда, ниҳоят, тамоман аз қувваи бинойӣ маҳрум гардид ва 5-уми шаъбони соли 315 ҳиҷрӣ, ки баробари 25-уми октябри соли 925 мелодист, дар зодгоҳи худ- шаҳри Рай чашм аз олам пӯшид.

«Ат-тиббу-р-рӯҳонӣ» ва «Ас-сиррату-л-фалсафия» ва «Ал-илму-л-илоҳӣ» ва «Китобу-с-сирри» низ аз осори муҳимми Абӯбакри Розӣ ба ҳисоб мерав止.

Абӯрайҳони Берунӣ арзиши баланди илмии осори ӯро ба назар гирифта, дар бораи китобҳои Розӣ феҳристи махсусе таълиф намудааст, ки то имрӯз боқист.

Абӯбакри Розӣ дар муҳимтарин асари фалсафии худ «Ал-илму-л-илоҳӣ» доир ба қудамои хамса, яъне роҷеъ ба Бори Таъоло, ҳаюло, Нафс, Макон ва Замон фикр ронда, изҳор менамояд, ки ҳамаи ин панҷ ҳастӣ қадимӣ буда, ҳаюло низ мисли Бори Таъоло азалӣ мебошад. Ӯ мӯътақид аст, ки маънии ҳар ҷисме бар ҷавҳари фард вобаста аст. Ақидаи қудамои хамса аз таълимоти қадими мардумони эронӣ сарчашма гирифта, Абӯбакри Розӣ ҳам дар ин хусус шояд «таҳти таъсири эрониёни қадим воқеъ шуда бошад».[36]

Вай дар китобҳои худ «Ас-сиррат-ул-фалсафия» ва «Ат-тиббу-р-рӯҳонӣ» дар масъалаи созиш додани дину фалсафа, ки пайравони таълимоти Арасту дар ислом ва мутакаллимин барои он кӯшиш менамуданд, муқобил баромада, дину фалсафаро бо ҳам оштинопазир мешуморад. Дар зиндагӣ ҳадди эътидолро беҳтарин шева медонад ва дар ҷамъ кардани мол ҳарис набуданро таълим медиҳад.

Китоби дигари машҳури Абӯбакри Розӣ роҷеъ ба фалсафа «Ал-қавлу фӣ-з-замон ва-л-макон» ба ҳисоб меравад. Умуман, мероси илмии Абӯбакри Розиро аз 164 то 264 гуфтаанд[37], ки ҷумла дар таърихи улуми исломӣ машҳур будаанд. Бинобар ҳамин, Абӯбакри Розӣ на фақат дар

---

**36. Забеҳуллоҳи Сафо.** Таърихи улуми ақлӣ, ҷ. I, саҳ. 170.
**37.Ибн-ад-Надим.** Ал-феҳрист, ҷ. 2, 1970, саҳ. 685-695.

олами ислом, балки дар тамоми ҷаҳон аз бузургтарин доноёни олам ба шумор меравад.

## АБӮАЛӢ ИБНИ СИНО

Яке аз нобиғаҳои ҷаҳонии ҳамаи давру замонҳо ва халқу маконҳо олими мутабаҳҳири тоҷик Абӯалӣ ибни Синост[38], ки дар охири асри X - аввали асри XI зиста, дар соҳаҳои ниҳоят гуногуни илм, хусусан дар инкишофи фалсафа ва тибби дунё саҳми босазое гузоштааст. Вай аслан парвардаи муҳити фарҳангии Сомониён буда, баъди пош хӯрдани давлати муқтадири Сомониён, қисмати бештари умраш дар гирдоби ҳодисаҳои мудҳиши нимаи аввали асри IX сипарӣ гардидааст.

Ибни Сино гоҳе чун табибу файласуф, баъзан ба сифати фақеҳу вазир, ҳатто замоне чун маҳбусу зиндонӣ ҳаёт ба сар бурда, чун надими хоси подшоҳону ҳокимон низ рӯз гузаронидааст. Аммо лаҳзае аз омӯзиш ғафлат наварзида, даме ҳам аз пажӯҳиш фориғ набудааст. Муҳити фарҳангии замони ӯ аз он ҷиҳат мумтоз аст, ки дар ватани Абӯалӣ ибни Сино — Мовароуннаҳру Хуросону Эрон дар осмони илму адаб зумраи ситораҳое медурахшиданд, ки дар зоти худ ҳамто надоштанд. Офарандаи «Ҷомеъ-ус-саҳеҳ» Исмоили Бухороӣ (810—870), табибу файласуфи номӣ Закариёи Розӣ (864— 932), Устод Рӯдакӣ (858—941), Муаллими Сонӣ Абӯнасри Форобӣ (873—960), риёзидону сипеҳршинос Абӯмуҳаммади Хуҷандӣ (ваф. 1000),

офарандаи «Шоҳнома»-и намиранда Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ (934—1020), олими бемонанд Абӯрайҳони Берунӣ (973—1048) ва, ниҳоят, Ҳаким Умари Хайём (1048—1131) аз он қабиланд. Дар ин миён Абӯалӣ ибни Сино аз сазовортарин ашхос аст.

Баръакси бисёр бузургони гузашта, ки аз зиндагиномаи онҳо камтар чизе дақиқу равшан аст, аксари санаҳои ҳаёти Абӯалӣ ибни Сино аниқ маълуманд. Ӯ тафсилоти саргузашти хешро ба шогирди вафодораш Абӯъубайди Фақеҳи Ҷузҷонӣ имло карда, воқиъаву ҳодисаҳои 25 соли ахири умри устодашро худи Абӯъубайд, ки ҳамеша ҳамроҳи устод ва шоҳиди бевоситаи рухдодҳо буд, навиштааст. Ин имло бо номи «Рисолаи саргузашт» маълум буда, дар асли арабӣ ва тарҷумаҳо ба забонҳои гуногун чандин бор ба табъ расидааст. Мувофиқи ҳамин ҳуҷҷат, падари Абӯалӣ, ки Абдуллоҳ ибни Ҳасан ибни Алӣ ибни Сино ном дошт, аслан аз аҳли Балх буд. Балх, ки чун уммулбилод, яъне модари шаҳрҳо, шуҳратёр гардида буд, чун маркази вилояти Хуросон таъаллуқ ба Сомониён дошт. Падари Абӯалӣ, ки пайрави мазҳаби исмоилия буд, дар замони салтанати амири Сомонӣ Нӯҳ ибни Мансур (976—997) ба Бухоро омад. Нӯҳ ӯро ба қарияи Ҳурмесан (Рометани имрӯза)-и мавзеъи

38. **Ю.Зудовский.** Абӯалӣ ибни Сино, Душанбе, «Ирфон», 1981, саҳ. 37 - 204.

Афшанаи канори Бухоро фиристод. Абдуллоҳи Балхӣ дар Ҳурмесан ба маъмурияти мулкӣ шуғл варзида, дар девон кор мекард ва андоз ғун медошт. Абдуллоҳ дар Афшана ном деҳе дар наздикии Ҳурмесан, ки акнун ба Лағлака табдили ном кардааст, хонаю ҷой сохта, бо Ситорабону ном духтари деҳқоне хонадор шуд. Бошандагони деҳа ҳанӯз ба суғдӣ гуфтугӯ мекарданд.

Афшана шаҳристоне буд, ки бозор, ҳисор, мадраса ва масҷиди ҷомеъ дошт, ки ба вусъати он гувоҳ аст. 18 августи соли 980 дар ҳамин оила писаре ба дунё омад, ки ӯро Ҳусайн ном гузоштанд Баъди панҷ сол бародари ӯ Маҳмуд таваллуд шуд. Дар ин бора худи Абӯалӣ Сино мегӯяд: «Падарам марде аз аҳли Балх буда, дар рӯзгори Нӯҳ ибни Мансур аз он ҷо ба Бухоро омад ва ҳангоми сукунат дар яке аз деҳаҳои Бухоро, ки онро Ҳурмесан гӯянд ва аз деҳаҳои бузурги он ҷост, ба тасарруф ва пеш бурдани корҳои девон машғул буд. Дар наздикии он (Ҳурмесан – А.А.) деҳест, ки онро Афшана гӯянд. Падарам аз ҳамин деҳа модарамро ба занӣ гирифта, дар он ҷо ватандор шуд. Ман, сипас бародарам дар он ҷо аз ӯ зода шудем».[39]

Номи пурраи Абӯалӣ ибни Сино чунин аст: Абӯалӣ Ҳусайн ибни Абдуллоҳ ибни Ҳасан ибни Алӣ ибни Сино. Баъдҳо ӯ ба тарзи кӯтоҳи Абӯалӣ ибни Сино ва ё Ибни Сино маъруф гардида, дар забони мардум чун Абӯалӣ ва бештар Бӯалӣ машҳур аст. Бӯалӣ оҳанги навозиш дошта, аз муҳаббати халқ ба фарзанди нобиғаи худ дарак медиҳад. Абӯалӣ ибни Сино дар Урупо ва ҷаҳон чун Авитсенна маълуму машҳур аст.

Соли 985, вақте ки Абӯалӣ ибни Сино ба панҷ медаромад, оилаи онҳо аз Ҳурмесан ба Бухоро кӯчид. Ба гуфти Ҷайҳонӣ, «Бухоро шаҳрест дар замини ҳомун, биноҳои эшон аз чӯб, гирдогирди он шаҳр кӯшкҳо, бӯстонҳо,

маҳаллатҳо ва деҳҳо ба ҳам пайваста, чунон чи дарозии он дувоздаҳ фарсанг бошад дар дувоздаҳ фарсанг. Деворе ба қасабаи он кашида ва он чи ёд кардам, чунончи дар миён ҳеҷ харобӣ ва биёбоне нест» (иқтибос аз навиштаҳои Аҳрор Мухторов).

Абдуллоҳ, ки аз одамони фозилу маърифатдӯст буд, Ҳусайнро ба мактаб монд. Вай аз 5-солагӣ то 10-солагӣ дар мактаб хонда, хату савод баровард, сарфу наҳви арабиро омӯхт, илмҳои адабиро азхуд кард. Ба илмҳои адаб, яъне адабиёт, бар замми сарфу наҳв, хаттотӣ, маъонӣ, қироат, арӯз, қофия, луғат, имло, услубшиносӣ ва амсоли инҳо дохил мешуданд. Ниҳоят, Ҳусайн Қуръонро омӯхтаву ҳифз намуд, ки дар ин бора худ мефармояд: «Чун ба даҳсолагӣ расидам, Қуръону бисёре аз илми адабро аз бар кардам, ба тавре ки ин аз ман шигифтовар буд.»[40] Дигар Абӯалӣ лақаби «Шайх» гирифт, зеро ҳар касро, ки Қуръонро азёд мекард, сарфи назар аз синну солаш, «Шайх» мегуфтанд.

Сипас Абдуллоҳ писари худ Ҳусайнро аз мактаби ибтидоӣ гирифта, назди муаллимони хусусӣ гузошт, ки асосҳои илмро ба ӯ омӯзонданд. Писарча аз ҷиҳати ҷисмонӣ бенуқс, дар ҳусну хулқ зебо буда, зеҳни гирову истеъдоди баланде дошт. Аз ин омӯзгорон ба ҳайрат

**39. Абӯалӣ ибни Сино.** Осори мунтахаб, ҷ. 1, саҳ. 17.
**40. Абуалӣ ибни Сино.** Осори мунтахаб, ҷ.1, саҳ. 17.

мемонданд. Дар ин овон Ҳусайнро падараш назди Абдуллоҳи Массоҳ, ки танобчӣ ва заминченкун буд, шогирд гузошт. Абдуллоҳи Массоҳ аз донишмандони соҳаи ҳисобу ҳандаса буда, дар Бухоро баққолӣ мекарду сабзавот мефурӯхт. Абӯалӣ аз Абдуллоҳи Массоҳ дар андак вақт ҳисобу ҳандасаро омӯхта, махсусан дар ҳисоби ҳинд моҳир шуд. Ҳамон вақтҳо Абӯалӣ дар пеши Исмоили Зоҳир ба омӯхтани тафсири Қуръон, ҳадиси пайғамбар ва фиқҳ мепардозад. Ин шуғли ӯ ду сол давом кард. Ҳамин тариқ, Ибни Сино то даҳсолагӣ хатту савод, сарфу наҳв, илмҳои адабиёт, ҳисоб, риёзиёт, ҳандаса ва Қуръонро амиқ омӯхта, то дувоздаҳсолагӣ дар тафсир, ҳадис ва фиқҳ маҳорат пайдо намуд. Бо ҳамин, гуфтан мумкин аст, ки таҳсили миёнаи Абӯалӣ ба охир расид. Ӯ ҳамеша беҳтарини толибъилмон ҳисоб ёфта, шеваи баҳс, одоби музокира, тарзҳои эътироз ба ҳариф ва ҳусни муҳовараро нағз омӯхта буд. Истиқлоли фикр, вусъати андеша ва бо далел сухан рондан хоси навҷавони дар роҳи илм пешрав буд. Дар масъалаҳои маслаку мафкура истиқлоли худро ҳатто аз падари хеш ҳам нигоҳ медошт. Ӯ хабар медиҳад: «Падарам аз касоне буд, ки даъвати доъии мисриёнро пазируфта буду аз ҷумлаи исмоилиён ба шумор мерафт. Ӯву бародарам зикри нафсу ақлро аз эшон ба ваҷҳе, ки мегуфтанду медонистанд, шунида буданд. Гоҳо ҳар ду миёни худ музокира мекарданду ман он чиро, ки мегуфтанд, мешунидаму дармеёфтам. Дар ибтидо маро ҳам ба он ақида даъват мекарданду зикри фалсафа, ҳандаса ва ҳисоби ҳинд бар забонашон мерафт, аммо нафси ман намепазируфт».[41]

Маълум мешавад, ки бародару падари Абӯалӣ бар хилофи ӯ, ки пайрави мазҳаби суннату ҷамоъат буд, ба мазҳаби исмоилӣ гаравида, аз таълимоти ихвонуссафо, яъне бародарони пок, ки рисолаҳои онҳо дар

миёнаи асри X (солҳои 961-962) таълиф гардида буданд,баҳсҳо мекарданд.

Яқинан, Абӯалӣ ибни Сино аз таърих, таълимоти Зартушт, кеши Монӣ, саргузашти Оли Бармак, воқеъаҳои хонадони Сомонӣ, осори Форобию Балъамӣ, ашъори Рӯдакию ҳамасронаш ва эҷодиёти Фирдавсӣ барин адибон огоҳ буд.

Баъди фаро гирифтани маълумоти миёна Абӯалӣ ибни Сино аз пайи он шуд, ки маълумоти худро такмил диҳад. Вай ду бор омӯзгори фалсафаро иваз кард. Он солҳо ба Бухоро, ки пойтахти Сомониён буд, аз шаҳрҳои дигари мамлакат, ҳатто аз кишварҳои гуногуни олам, олимону донишмандони зиёде меомаданд. Дар байни онҳо мубаллиғони исмоилию қарматӣ ва ҷосусон низ буданд. Дар ин миён ба Бухоро Абӯабдуллоҳи Нотилӣ омад, ки тиб, мантиқ, ҳикмат ва фалсафаро хуб медонист. Соҳиби «Вуҷуд» ва «Илми иксир» ном асарҳо буда, мазҳаби исмоилӣ дошт. Падари Абӯалӣ, ки бо ӯ ҳаммазҳаб буд, Нотилиро дар хонаи худ ҷой дода, Абӯалиро ба вай шогирд монд. Абӯалӣ ибни Сино нақл мекунад: «Сипас Абӯабдуллоҳи Нотилӣ ба Бухоро омаду ӯ муддаъии фалсафа буд. Падарам вайро ба умеди он ки аз

41.**Абӯалӣ ибни Сино.** Осори мунтахаб, ч. I, саҳ. 17.

ӯ сабақ бигирам, дар ҳавлиямон ҷой дод... Ба хондани китоби «Исоғуҷӣ» назди Нотилӣ оғоз кардам. Чун таърифи «ҷинс»-ро ба ман гуфт: «ҷинс лафзест, ки бар чизҳои бисёру гуногуннавъ далолат мекунад ва дар ҷавоби «он чист?» гуфта мешавад», таҳқиқи онро ба ҷое расонидам, ки вай монандашро нашунида буд. Аз ман бисёр дар шигифт шуда, падарамро таъкид кард, ки маро ба ҷуз илм ба коре машғул надорад. Ҳамин тариқ, чизҳои зоҳири мантиқро назди ӯ хондам, вале аз нозукиҳои он ӯро хабаре набуд. Пас мустақилона ба хондани китобҳо ва мутолиъаи шарҳҳо шурӯъ карда, дар мантиқ тавоно шудам. Китоби Уқлидусро[42] ҳам ҳамин тариқ хондам. Аз оғози он панҷ ё шаш шаклро пеши ӯ хонда, сипас ҳалли бақияи китобро худ ба ӯҳда гирифтам. Сипас ба «Ал-Маҷастӣ»[43] гузаштам. Чун аз муқаддамоти он фориғ шуда, ба шаклҳои ҳандасӣ расидам, Нотилӣ ба ман гуфт: «Худат ба хондану ҳалли онҳо бипардоз ва сипас чизи хондаатро аз пеши ман бигзарон, то дурусту нодирусти онро ошкор созам».

Он мард ба ин китоб устувор набуд, худ ба ҳалли он шурӯъ кардам. Чандин шаклҳои душворе буданд, ки то ба ӯ нишон додаву намефаҳмондам, онҳоро намедонист».[44] Нотилӣ аҷзу нотавонии худро дар назди шогирди фавқулъоддаи худ ҳис карда, матлабро ба падари Абӯалӣ изҳор намуда, пирӯзии шогирди муқтадири худро хоста, аз манзили онҳо баромада рафт. Ба Гурганҷ—пойтахти Хоразм, ки онро акнун Урганҷ мегӯянд, рафт.

Абӯалӣ то 15-солагӣ илмҳои табиъиёт, илоҳиёт, фалсафа, ҳикмати илоҳӣ, нуҷум, мусиқии назарӣ ва амалиро мустақилона омӯхта, дар ҳамаи онҳо комил гардид. Ниҳоят, дар 16-солагӣ ба омӯхтани илми тиб машғул шуд.

Ба Абӯалӣ илми тибро Абӯмансур Ҳасани Қамарии Бухоройӣ, ки табиби дарбори Нӯҳ ибни Мансур буд, таълим медод. Абӯалӣ ибни Сино

аввал фаро гирифтани илми тибро аз 12-солагӣ шурӯъ карда буд. Вале он вақт бо маслиҳати Абӯсаҳли Масеҳӣ ба давом додани он шуғл наварзид. Ниҳоят, соли 986 ба ин илм аз нав рӯ овард. Аллакай китобҳои олимони бузурги тибби Юнони Қадим — падари тибби ҷаҳонӣ Ҳиппократ (460—370 то мелод), ки дар Шарқи мусулмонӣ чун Буқрот машҳур аст, ва Гален (181—210), ки дар олами ислом бо номи Ҷолинус шӯҳрат дорад, ба забони арабӣ баргардон шуда буданд. Ибни Сино онҳоро мустақилона, бо роҳи худомӯзӣ, мутолаъа мекард. Барои ӯ фаро гирифтани илми тиб чандон душвор набуд. Худи Ибни Сино ба ёд меорад: «Сипас ба илми тиб рағбат кардам ва ба хондани китобҳои дар он таснифшуда рӯ оварам. Илми тиб аз илмҳои душвор нест. Бинобар ин, дар андак муддат

---

**42.Уқлидус**—муъарраби Эвклид (асри Ш то мелод) — математики Юнони Қадим.
**43. «Ал-Маҷастӣ»** — муъарраби «Алмегестиум» аст, ки оид ба ҳайъат буда, маънои «Сохтмони бузург» -ро дорад.
**44.Абӯалӣ ибни Сино**. Осори мунтахаб, ҷ.1, саҳ. 17-18.

дар он ба дараҷае забардаст шудам, ки донишмандони тиб илми тибро назди ман ба хондан оғоз карданд ва парастории беморонро ба ӯҳда гирифтам. Дарҳои муъолиҷа, ки аз таҷриба ба даст омадааст, чунон кушода мешуданд, ки берун аз васф аст» (ҳамон ҷо). Ҳамин тариқ, Абӯалӣ ибни Сино дар 16-солагӣ чун табиби ҳозиқ дар тамоми Бухоро шинохта шуд. Ҳамчунин, ба такмили дониши худ дар соҳаи илми фиқҳ, мантиқ, фалсафа, табиатшиносӣ, риёзиёт ва илми илоҳӣ баргашта, дар муддати якуним соли дигар ин донишҳоро ҳам мукаммал намуд.

Абӯалӣ Сино шахси ниҳоят пӯё, ҷиддӣ ва меҳнатдӯст буд. Ақли расову қобилияти баланд боиси пешрафти илмӣ ва маънавии ӯ мешуданд. Кӯшиш, сабру тоқат ва ҷаҳду ҷадал низ сабаб шуданд, ки пирӯзиву комёбиҳои маънавии ӯ таъмин гарданд. Ҳангоми таҳсили илм, мегӯяд Абӯалӣ ибни Сино, «ягон шаб пурра нахуфтаам ва рӯзона ба ҷуз омӯхтани илм ба коре машғул нашудаам. Бар ман ҳама чиз ошкор гардид... Шаб ба хонаам баргашта шамъ пеши худ мениҳодам ва ба хондану навиштан мепардохтам... Дере нагузашта, ман дар ҳамаи илмҳо тавоно шудам ва ба андозаи қудрати инсонӣ аз онҳо огоҳӣ ёфтам. Ҳар чи ки дар он ҳангом омӯхтам, ҳамон аст, ки имрӯз медонам ва то имрӯз бар он чизе наафзудааст».[45]

Боре, солҳои 994 —995, Абӯалӣ ибни Сино китоби ҳакими Юнони Қадим Арасту (384—322 то мелод) «Мо баъд-ут-табиъат» —«Метафизика», яъне «Он чи фавқи табиъат аст»-ро, ки оид ба илоҳиёт аст, мехонд, аммо ғарази муаллиф ҳамон бар ӯ пӯшида мемонд. Онро чиҳил бор хонду азёд кард. Бо вуҷуди ин, аз мақсади муаллиф пай набурд. Навмед шуда гуфт: «Ин китобест, ки ба ҳеч роҳ фаҳмида намешавад». Ниҳоят, рӯзе, тасодуфан, аз бозор рисолаи Абӯнасри Форобиро харида мехонад. Нуктаҳои борику торики асари Арасту барояш кашф мегардад. Худи Ибни Сино ҳикоят мекунад: «Рӯзе аз рӯзҳо, ҳангоми аср, дар миёни саҳҳофон ҳозир будам, ки даллоле

дар даст муҷалладе нидо мекард. Вай онро ба ман намуду ман ба сахтӣ рад кардам, зеро боварӣ доштам, ки дар ин илм (яъне «мо баъд-ут-табиъат»—А. А.) суде нест. Он гоҳ ӯ ба ман гуфт: «Инро аз ман бихар! Ба ту арзон мефурӯшам, ба се дирҳам, соҳибаш ба баҳои он муҳтоҷ аст». Ман онро харида дидам, ки китоби Абӯнасри Форобӣ «Фӣ ағрози китоби «Мо баъд-ут-табиъат» будааст. Пас ба хона баргашта, онро бошитоб хондам ва дарҳол ғаразҳои он китоб, ки дар дили ман маҳфуз буд, бар ман кушода шуданд. Аз он шод шудаму рӯзи дигар барои сипосгузорӣ аз Худой ба тиҳидастон чизи бисёре садақа кардам».

Ба ҳамин тариқ, то 18-солагӣ Абуалӣ ибни Сино тамоми донишҳои расмӣ ва ғайрирасмии замони худро фаро гирифта, чун пешсафи бузургтарин олимони сутурги давр эътироф гардид. Шояд дар ҳамин вақт бо иродаи мардум ба ӯ унвонҳои Шайхурраис, яъне, ба ибораи Садриддин Айнӣ, «Саролим» ва «Ҳуҷҷат-ул-ҳақ—Ҳуҷҷати ҳақ» дода

---

**45.Абӯалӣ ибни Сино.** Ҳамон манбаъ, саҳ. 18.

шуда бошад, ки дар тӯли ҳазор соли ахир ин унвонҳо бо номи Абӯалӣ ибни Сино пайваста боқист.

Шайхурраис худ эътироф мекунад: «Чун ба ҳаждаҳсолагӣ расидам, аз омӯхтани ҳамаи ин илмҳо фориғ шудам. Он рӯз дар илм бештар ҳифзкунанда будам, имрӯз пухтатар шудам, вагарна илм як хел буда, аз он дар ман чизе дигаргун нашудааст». Ибни Сино ҳақ дошт, ки он вақт бигӯяд:

Аз қаъри гили сиёҳ то авҷи Зуҳал
Кардам ҳама мушкилоти гетиро ҳал.
Берун ҷастам зи қайди ҳар макру ҳиял,
Ҳар банд кушода шуд, магар банди аҷал!

Олими забардасттарини аср, файласуфи тавоно ва пизишқи доно Абӯалӣ ибни Сино беш аз ҳама ба табобати беморон шуғл меварзид.

Соли 996 подшоҳи вақт Нӯҳ ибни Мансурро беморие пеш омад, ки табибон дар илоҷи он оҷиз монданд. Азбаски номи Абӯалӣ ибни Сино дар байни табибон бо дониши фарох ва маҳорати волои пизишкӣ машҳур гашта буд, ӯро барои муолиҷаи амир даъват намуданд. Абӯалӣ амирро ҳунармандона табобат кард. Аз муолиҷаи ӯ амир шифо ёфт. Ин воқиъа обрӯйи Ибни Синоро афзуд. Ба ӯ вазифае аз корҳои дарборӣ супурданд. Подшоҳ хост, ки дар подоши сиҳҳат ёфтани худ ба табиби ҷавон мукофоте арзанда бидиҳад. Аз худи навҷавони шифокор мепурсанд. Абӯалӣ аз амир хоҳиш менамояд, ки ба ӯ танҳо иҷозат диҳад, ки дар китобхонаи амирӣ рӯзе чанд ба мутолиъа машғул шавад. Хоҳиши ӯ пазируфта шуд. Хурсандии ӯ ҳадду канор надошт. Абӯалӣ тамоми рӯзҳоро дар китобхона гузаронда, китоб мехонд. Дар он ҷо ба китобҳое рӯбарӯ гардид, ки на пештару на баъдан дида буд, чунон ки худаш шаҳодат медиҳад: «Вориди сарое шудам, ки хонаҳои бисёр дошта, дар ҳар хонае сандуқҳои китоб болои ҳам чида шуда буданд. Дар як хона китобҳои илмҳои арабӣ ва шеър, дар дигараш китобҳои фиқҳ ва,

ҳамин тавр, дар ҳар хонае китобҳои як илме ҷой дошт. Сипас, феҳристи китобҳои пешиниёнро мутолиъа намуда, он чиро, ки бад-он ниёз доштам, хостам. Китобҳоеро дидам, ки бисёр касон ҳатто номи онҳоро нашунидаанд ва ман ҳам онҳоро на пешу на баъди ин дидаам. Он китобҳоро хонда, судҳо бурдам ва андозаи дониши ҳар мардеро шинохтам».[46] Бешубҳа, мутолиъаи чун ин китобҳо дониши Ибни Синоро боз ҳам такомул дода, худи ӯ ба навиштани асарҳо мустақилона шурӯъ кард. Аз ҳамон вақт сар карда асарҳояшро ҳам ба арабӣ ва ҳам ба тоҷикӣ менавишт. Яке аз асарҳои даврони ҷавонии ӯ «Зафарнома» аст.

**«Зафарнома»** дар асл ба забони паҳлавӣ навишта шуда[47], ба қавле, Ибни Сино ин пандномаро барои яке аз амирони Сомонӣ — Нӯҳ ибни Мансур ва ё Мансури Дувум (997—999) аз паҳлавӣ ба форсии дарии

---

**46. Абӯалӣ ибни Сино.** Ҳамон китоб, саҳ. 19.
**47.Зафарнома.** Мансуб ба Ибни Сино. Нусхаи қаламии Китобхонаи Донишгоҳи Қазон, Ф. 202-204.

тоҷикӣ гардонда будааст. Ин асар, ки дар шакли саволу ҷавоб таълиф ёфтааст, аз ду бахш иборат мебошад. Бахши аввал пурсишҳои вазири Анӯшервони Одил (579—581) ва ҷавобҳои устоди вазири ӯ Бузургмеҳри Бахтаконро фаро мегирад, ки решаи паҳлавӣ дорад, яъне, манбаъи онҳо, бидуни шакку шубҳа, андарзҳои паҳлавист. Аммо бахши дувум, ки кӯтоҳтар аз қисми аввал аст, аз пурсишҳои умумӣ ва посуххҳои донишманди ривоятӣ Луқмони Ҳаким иборат аст, ки дар Қуръон ном бурда мешавад. Дар ҳар ду маврид ҳам саволу ҷавобҳо равшану фаҳмо ва ҷумлаҳо соддаву фасеҳ буда, сабки андарзҳои замони сосонӣ нигоҳ дошта мешавад. Анӯшервон Бузургмеҳрро назди худ хонда, талаб мекунад: «Мехоҳам сухане чанд муфид дар лафзи андаку маъонии бисёр ҷамъ созӣ, чунон ки дар дунёву уқбо судманд бошад». Бузургмеҳр як сол муҳлат хоста, панду ҳикматҳоеро гирд овард, ки масоили доғи ахлоқро баён мекарданд. Онро «Зафарнома» ном гузошта, ба Анӯшервон тақдим намуд. Маҷмӯъа ба Анӯшервон хуш омад. Фармуд, ки ин каламот ба оби зар навиштанд ва доим бо худ медошт ва онро гаштаву баргашта мехонд».

Адиби эронӣ Козими Раҷабӣ «Зафарнома»-ро соли 1938 таҳти унвони «Номаи пирӯзӣ» ва соли 1954 зери номи «Пирӯзинома» такроран дар Теҳрон чоп кард. Ин асар чандин бор дар Тоҷикистон низ ба табъ расидааст.

Дар «Зафарнома» ба воситаи саволҳо масъалаҳое пеш гузошта мешаванд, ки ҷавобҳои ҳикматомезу фалсафиро тақозо мекунанд. Ҷавобҳо ҷамъбасту натиҷа мебошанд ва чун андарзҳои маҳз садо медиҳанд. Ҳадафи «Зафарнома» барин асарҳо парвардани инсони аз ҷиҳати ҷисмонӣ солим, аз лиҳози маънавиёт ғанӣ, хушсухан, боадаб ва зебост, ки онро ба ҳайси Инсони Комил пазируфтан мумкин аст. Он одоби шоистаро тарғиб ва ахлоқи разиларо маҳкум менамояд. Масалан:

«Гуфтам: -Аз кӣ эман бошам? Гуфт: -Аз дӯсте, ки ҳосид набошад. Гуфтам: -Чи чиз аст, ки биҳиштро сазовор бошад? Гуфт: -Илм омӯхтану ба ҷавонӣ ба кори ҳақ машғул будан. Гуфтам: -Кадом айб аст, ки наздики мардум

муътабар намояд? Гуфт: -Ҳунари худ гуфтан. Гуфтам: -Чун дӯсти ношойист падид ояд, чӣ гуна аз вай бибояд бурид? Гуфт: -Ба се чиз: ба зиёраташ кам рафтан, аз ҳолаш напурсидан ва аз вай ҳоҷат нахостан. Гуфтам: -Корҳо ба кӯшиш бувад ё ба қазо? Гуфт: -Кӯшиш қазоро сабаб аст. Гуфтам: -Аз ҷавонон чӣ беҳтару аз пирон чӣ некӯтар? Гуфт: -Аз ҷавонон шарму далерӣ ва аз пирон донишу оҳистагӣ…Гуфтам: -Аз фармонҳо кадом фармонро хор набояд дошт? Гуфт: -Се: аввал фармони Худои азза ва ҷалла; дувум-фармони оқилон; савум-фармони падару модар… Гуфтам: Агар илм омӯзам, чӣ ёбам? Гуфт: Агар хурд бошӣ, бузургу номдор гардӣ; агар муфлис бошӣ, тавонгар гардӣ ва агар маъруф бошӣ, маъруфтар гардӣ… Аз Луқмони Ҳаким пурсиданд, ки донотар кист? Гуфт: -Он ки неъмати дунё бар неъмати уқбо нагузинад… Гуфтанд: -Кадом пероҳан аст, ки ҳаргиз куҳна нагардад? Гуфт: -Номи нек… Гуфтанд: -Кадом баландист, ки аз ҳамаи пастиҳо пасттар аст? Гуфт: -Кибр».

Бо ин ҳама, «Зафарнома» ба арзиши баланди тарбиявӣ ва ахлоқӣ молик аст.

Ба Абӯалӣ ибни Сино дар девони давлатӣ ҳам вазифа дода буданд. Ӯ бо камоли шавқ адои хизмат мекард. Аммо чунин рӯзҳои гуворо дер давом накарданд. Соли 997 Нӯҳ ибни Мансур аз олам даргузашт. Кӯчманчиён аз чаҳор тараф ба Давлати Сомониён паёпай ҳуҷум овардан гирифтанд. Дар ҷануби мамлакат Султон Маҳмуди Ғазнавӣ (998—1030) худро подшоҳи мустакил эълон карда, Ғазнинро пойтахти давлат қарор дод. Шоҳи қарахонӣ Эликхони Наср аз Ӯзганд лашкар кашида, Бухороро ғасб намуд. Давлати Сомониён аз ҳам пош хӯрда, соли 999 ҳукмронии Сомониён (875—999) расман ба охир расид. Китобхонаи Сомониён сӯзонда шуд. Бар болои ҳамаи ин, душманону ҳосидони Абӯалӣ ибни Сино туҳматҳо баста, ӯро ҳатто кофиру бедин ва маҷусӣ мехонданд. Абӯалӣ ибни Сино ба онҳо дар ҷавоб мегуфт:

Куфри чу мане газофу осон набувад,
Маҳкамтар аз имони ман имон набувад!
Дар даҳр чун ман якеву он ҳам кофир?!
Пас, дар ҳама даҳр як мусулмон набувад!

Соли 1002 Абӯалӣ ибни Сино, ки 22-сола буд, аз падар маҳрум гашт. Дасисаҳои атрофи ӯ низ авҷ гирифтанд. Барои халосӣ аз ин гирдоби бало ва дарёфти наҷот аз азобҳои рӯҳӣ Ибни Сино аз Бухоро гурехт: ҳамроҳи бародараш ба корвони савдогарон пайваста, соли 1005 роҳи Хоразмро пеш гирифт.

Чаро Ибни Сино маҳз сафари Хоразмро ихтиёр кард? Аввалан, Хоразм аз воқеъаҳои мудҳиши сиёсии Мовароуннаҳру Хуросон дар канор буд. Дувум, Абӯалӣ дар бораи донишпарвар ва нисбат ба аҳли илму дониш ғамхор будани амири он ҷо Алӣ ибни Маҳмуд бисёр ҳикоят шунида буд.

Дар воқеъ, суннатҳои пешини эронӣ дар Хоразм пос дошта мешуданд, илму адабиёт ва маданият дар тараққӣ буд, баҳсҳои ҷиддии илмӣ барпо

мешуд, ки дар онҳо пайравони мазҳабҳои гуногун ва, ҳатто, динҳои мухталиф ширкат меварзиданд, ки аз устувор будани ақидаҳои шуъубия дар он ҷо гувоҳӣ медод. Савум, ҳанӯз солҳои 998—999 Абӯалӣ ибни Сино бо Абӯрайҳони Берунӣ иртиботи мактубӣ дошта, бо вуҷуди ҳанӯз 18-сола будан, ба саволҳои илмии ин олими варзидаи 26-сола доир ба асарҳои Арасту, оид ба фалак ва баъзе ҳодисаҳои физикию табиатшиносӣ ҷавобҳо навишта, бо далелҳо шубҳаҳои ӯро рафъ менамуд. Инак, аз ин номаҳо дуто дар даст аст, ки яке саволу ҷавоби даҳ масъала ва дигаре пурсишу посухи шонздаҳ нуктаро фаро мегирад. Ҳамаи ин сабаб шуд, ки Ибни Сино ба Хоразм равад.

Ӯ дар либоси фақеҳӣ ба Хоразм ворид шуд.

Хоразмиён ба забони хоразмӣ гуфтугӯй мекарданд, ки яке аз шохаҳои забонҳои эронӣ буд. Забони илм дар он ҷо ҳам арабӣ буд. Маҷлисҳои базму шеърхонӣ форсии дарӣ буд. Он ҷо илму фарҳанг муътадил инкишоф меёфт. Дар Хоразм Абӯалӣ ибни Сино ба ҳалқаи олимони машҳур — Абӯрайҳони Берунӣ, Абӯсаҳли Масеҳӣ, Абӯносири Арроқ, Абулхайри Хаммор, Абдусамад ибни Ҳаким ва дигарон, ки дар дарбори Алӣ ибни Маъмун хизмат мекарданд, пайваст. Вазири Хоразмшоҳ — Абулҳасани Саҳлӣ, ки адиб, шоъир ва дӯстдори илм буд, Ибни Синоро бо эҳтиром пешвоз гирифта, ба қабули подшоҳ бурд. Ба ӯ хона доду моҳонае муқаррар кард, ки кофӣ буд. Ба ивази некиҳои Саҳлӣ Абӯалӣ ибни Сино барои ӯву аҳли хонадонаш роҷеъ ба кимиё, тиб, нуҷум ва илмҳои дигар рисолаҳо навишт. Ҳамчунин, дар Хоразм ба табобати беморон машғул мешуд, дар баҳсҳои илмӣ ширкат меварзид.

Зиндагии Ибни Сино дар Хоразм тақрибан 5 сол (1005—1010) давом кард. Баъдан, Султон Маҳмуди Ғазнавӣ аз Хоразмшоҳ талаб кард, ки олимони Хоразм барои кор ба дарбори ӯ-ба Ғазнин фиристода шаванд. Ин дархостро аксар пазируфтанд. Абӯалӣ ибни Сино ва устодаш Абӯсаҳли Масеҳӣ, ки исавимазҳаб буд, соли 1011 аз бими Султон Маҳмуд бо роҳи биёбон ба тарафи Эрон гузаштанд. Дар биёбон, дар асари гирдбоди сахт, Масеҳӣ, ки пирамарди қариб садсола буд, ба азобу ташнагӣ тоб наоварда, ҷон ба Ҷонофарин супурд. Абӯалӣ беҳолу бемадор ва яккаю танҳо ба Нисо расид. Сипас аз он ҷо ба Бовард, аз он ҷо ба Тӯс, аз он ҷо ба Шаккон, аз он ҷо ба Самангон, аз он ҷо ба Бачочор ва аз он ҷо ба Ҷурҷон рафт. Мақсади аллома дидани амири Мозандарону Табаристон Қобус ибни Вушмгир (976—1012) буд, ки марде фозилу адиб буд. Ваде Қобус чун ҳоким бераҳму золим будааст. Бинобар ҳамин, мардум бар зидди истибдоди ӯ исён бардошта, аз сари тахт дураш карданд. Ба ҷойи ӯ писараш Манучеҳр ба тахт нишаст. Қобус дар зиндон мурд. Ибни Сино ӯро надида, муддате ба табобати беморон машғул шуду сипас ба Деҳистон рафт. Вале дар он ҷо сахт бемор шуда, ба Ҷурҷон баргашт. Шогирди вафодораш Абӯъубайди Ҷурҷонӣ соли 1012 дар ҳамин ҷой бо Абӯалӣ ибни Сино пайваст.

Ҳамин гуна сарсониҳо вомедоранд, ки Бӯъалӣ дар ҳасби ҳоли худ ба арабӣ қасидае гӯяд, ки ин байт аз он ҷост:

Ламмо азимту фа лайсанӣ мисрун васеъӣ,

Ламмо ғалла саманӣ адимту -л – муштарӣ*.

Яъне, чу ман калон шудам, шаҳр натавонист фаро бигирадам, чун арзиши ман афзуд, талабгор нопайдо шуд.

Писари Қобус ихтиёран хутбаву сиккаро ба номи Султон Маҳмуд гузаронда, расман худро ҳокими тобеъи ӯ гардонд. Ибни Сино чанд вақти дигар худро ошкор накарда, ба табобату корҳои илмӣ давом дод. Баъд, аз хавфи ба дасти Султон Маҳмуд афтодан, аз он ҷо ба Рай рафт. Вақте хости Султон Маҳмудро напазируфта, аз Хоразм ба Табаристон гурехт, бо фармони Султон Маҳмуд ҳунарвари номӣ Абӯнасри Арроқ, ки алломаро нағз медонист, сурати Абӯалиро кашид. Аз он ҷо чиҳил нусха бардошта, ба ҳокимони гуногун фиристоданд, то ӯро ёфта, ба ҳузури Маҳмуд фиристанд.

Дар наздикии Нишопур Абӯалӣ ибни Сино дар Шаккон чандин бор бо сӯфӣ ва орифи машҳур Шайх Абӯсаъиди Абулхайр (968—1049) мулоқот орост. Манбаъҳои таърихӣ маълумот медиҳанд, ки «як рӯз Шайхи мо Абӯсаъид... дар Нишопур маҷлис медошт... Хоҷа Абӯалӣ Сино... аз дари хонақоҳи Шайх даромад … Эшон, ҳар ду, пеш аз он якдигарро надида буданд, агарчи миёни эшон мукотибат буд. Чун Бӯалӣ аз дар даромад, Шайхи мо рӯй ба вай карду гуфт: «Ҳикматдоне омад».

Хоҷа Бӯалӣ даромаду бинишаст. Шайх ба сари сухан шуду маҷлис тамом карду аз тахт фурӯ омаду дар хона шуду Хоҷа Бӯалӣ бо Шайх дар хона шуду дари хона фароз карданду се шабонарӯз бо якдитар буданд ба хилвату сухан мегуфтанд, ки кас надониставу ҳеч кас низ ба наздики эшон дарнаёмад, магар касе, ки иҷозат доданду ҷуз ба намозҳои ҷамоъат берун наёмаданд.

Баъд аз се шабонарӯз Хоҷа Бӯалӣ бирафт. Шогирдон аз Хоҷа Бӯалӣ пурсиданд, ки шайхро чӣ гуна ёфтӣ? Гуфт: «Ҳар чи ман медонам, ӯ мебинад». Ва мутасаввифаю муридони Шайх чун ба наздики Шайх даромаданд, аз ӯ савол карданд, ки ай Шайх, Бӯалиро чун ёфтӣ? Гуфт: «Ҳар чи мо мебинем, ӯ медонад».

Солҳои 1012—1014 Абӯалӣ ибни Сино дар шаҳрҳои гуногуни Эрон—Ҷурҷону Ҳамадон, Нишопуру Исфаҳон ва ғайраҳо зиста, ниҳоят дар Рай қарор гирифт. Мардум Абӯалӣ ибни Синоро аз рӯйи табобату таълифоташ шинохтанд. Дар ин ҳангом Маҷдуддавла, ки аз сабаби хурдсолӣ ба ном ҳокими Рай буд, ба касалии руҳии саръ, ки як навъи хавосу молихӯлиёст, гирифтор шуд. Кишварро аз номи ин кӯдаки ҳоким модараш идора мекард, ки Зубайда ном дошту Уммулмулк, яъне модари мамлакат лақаб. Вале ӯро, маъмулан Саййида, яъне соҳиба ва хонум, мегуфтанд. Ӯ беш аз сӣ сол ҳукм ронд.

Бо супориши Саййида Ибни Сино Маҷдуддавларо табобат карда, аз чанги бемории мудҳиш наҷоташ дод. Баъди вафоти Саййида Маҳмуди Ғазнавӣ Райро забт кард. Абӯалӣ ибни Сино соли 1015 гурехта, Қазвин рафт.

---

* Бузургӣ ёфтам, аммо ба шаҳре нест миқдорам,
Гарон андар баҳо гаштам, валекин бехаридорам.
Тарҷумаи **Асрори Сомонӣ**.

Муддате он ҷо истиқомат карда, сипас худро ба Ҳамадон расонд. Ҳокими ин ҷо писари дигари Сайида — Шамсуддавла гирифтори дарди қулинҷ буд. Бӯалӣ ӯро ҳам муъолиҷа карда, надимаш шуд. Шамсуддавла баробари шифо ёфтан ба Кирмоншоҳ лашкар кашид. Бӯалӣ ҳамсафари ӯ буд. Вале дар ин ҷанг аз курдҳо шикаст хӯрда, ба Ҳамадон баргашт. Баъд, соли 1019, Шамсуддавла вазорати худро ба Шайхурраис супурд. Ибни Сино корҳои мамлакатро аз рӯйи ақлу адл ба роҳ андохт, ки ба аҳли дарбор мақбул наафтод. Лашкариённ турк ба муқобили Абӯалӣ ибни Сино шӯриш барпо карданд. Ба қавли Абӯъубайди Ҷузҷонӣ, «гирди хонаашро гирифтанд, ӯро ба ҳабс бурда, чизу чораашро ғорат карданд; ҳар чи дошт, ҳамаро бурданду аз амир қатли ӯро хостгор шуданд. Вале амир аз қатли вай худдорӣ карда, барои ризойи онҳо бо барканор кардани ӯ аз корҳои давлатӣ иктифо кард».

Шайхурраис дар сарои Абӯсаъиди Дахлук пинҳон шуда, ба корҳои илмӣ машғул гардид. Дар ин миён Шамсуддавла балвогаронро несту нобуд карду дарди қулинҷаш аз нав авҷ гирифт. Вай Шайхурраисро ёфта, худро ба вай муъолиҷа кунонд. Кори вазорат соли 1020 дубора ба Ибни Сино баргардонда шуд.

Абӯалӣ ибни Сино дар ин ҳангом, яъне соли 1020 таълифи китоби аввали «Ал-қонун»-ро, ки соли 1010 сар карда буд, ба поён расонда, таълифи «Шифо»-ро оғоз намуд ва соли 1032 тамомаш кард. Ғайр аз ин, Абӯалӣ ба шогирдонаш аз рӯйи китобҳои худ дарс мегуфт. Тарзи дарсдиҳии ӯ низ аҷиб буд: рӯзҳо ба корҳои давлатӣ машғул мешуду шабҳо назди ӯ яке «Шифо» мехонд, дигаре «Қонун», савумин аз «Ишорату танбеҳот» сабақ мегирифт, чаҳорумӣ мусиқӣ меомӯхт ва ғайра. Баъд ромишгарон ҳозир мешуданд, маҷлиси шароб ороста мегардид. Сипас ҳама хона ба хона мерафтанд.

Дар ин миён Шамсуддавла, соли 1021, вафот карду валиъаҳди ӯ Самоъуддавла ба Шайхурраис пешниҳод намуд, ки вазоратро бипазирад. Аммо ҷавоби рад шунид.

Соли 1023, ба туҳмати бархе душманони Шайхурраис, яке аз амирону ҳокими навҷулуси Ҳамадон Абӯалӣ ибни Синоро дар қалъаи Фардаҷон зиндонӣ карданд. Ин қалъа 15 фарсах (тақрибан 60 км) дуртар аз Ҳамадон, дар сари роҳе, ки ба Исфаҳон мебурд, воқеъ гардида буд. Баробари зиндонӣ шудан Абӯалӣ ибни Сино дар ҳасби ҳоли худ ба арабӣ қасидае навишт, ки ин байт аз он аст:

Духулам дар яқин тавре, ки дидӣ,
Тамоми шубҳа дар тарзи хуруҷ аст.
(Тарҷумаи **Ҳасани Наққош).**

Фардаҷон аз бадтарин зиндонҳо буда, дар он ҷо беҳокимиятиву беқонунӣ, чиркиниву касалӣ, гуруснагию ташнагӣ, дуздиву ришвахорӣ дар авҷ буданд. Қариб ҳамаи зиндониён дар по кундаю дар гардан завлона доштанд. Абӯалӣ ибни Сино ҳам яке аз онҳо буд. Ҷисми ӯ ба маҳбас буда, ақлаш, ки зиндонӣ намешавад, аз ӯ талаб кард, ки барояш коғазу давоту ранг диҳанд. Вай он ҷо ҳам ба кори эҷодӣ машғул шуда, асарҳои худ «Ҳай ибни

Яқзон», «Саломону Абсол», «Ат-тайр», «Ал-қулинҷ» ва барои бародари худ «Ал-ҳидоя» («Раҳнамо»)-ро навишт.

Рисолаҳои «Саломону Абсол», «Ҳай ибни Яқзон», «Қадр», Тайр» ва «Ишқ» бо рамзу киноя ва тариқи тамсил эҷод шуда, дар бораи сарнавишт, таносуби ақлу ҷисм, камолоти ақл, ангезаҳои ишқ, тасвири оламҳо, кирдору атвори бошандагони оламҳо, ахлоқи ҳамида, дурӯғу хиёнат, зулму ситам, ҷаҳолату худписандӣ, бухлу тамаъ ва дигар падидаҳои ахлоқи разила ва дурӣ ҷустан аз онҳо баҳс мекунанд. Инсонро дӯсту ёр бояд буд гуфта, Абӯалӣ ибни Сино мефармояд: «Ёр барои он бояд, то бор аз дили ёри худ бардорад; дӯст аз баҳри он бошад, то ранҷ аз дӯсти худ баргирад. Аммо дар ин рӯзгор чунин дӯсту ёр ба даст ояд?!»

Қиссаи «Саломон ва Абсол» рамзест аз нигориши Абӯалӣ ибни Сино, ки маҳфуз намондааст. Вале қиссаи дигари «Саломон ва Абсол», ки машҳур аст, аз тарафи Ҳунайн ибни Исҳоқ (асри IX) ба риштаи таҳрир кашида шудааст. Мувофиқи он, дар замонҳои хеле қадим Ҳирмонус ибни Ҳароқди Сӯфистифӣ дар кишвар ҳукм меронд, ки аз Рум то канори баҳр ва аз Юнон то Миср дар итоъати ӯ буд. Ин подшоҳ тилисме сохта буд, ки дар тӯли сад қарн аз шиддати хоку борон ва оташу бод, ки аносири чоргонаанд, осебе надид. Онро Аром мегуфтанд Ҳирмонус бо занон наздик буданро намехост, аммо дар талаби фарзанд буд, ки валиаҳдаш шавад. Донишманди ҳақназаркарда Қаликурос аз нутфаи  Ҳирмонус бо тадбире фарзанд ба вуҷуд овард, писар. Ӯро Саломон ном гузошт. Абсол ном духтари 18-соларо барои парвариш доя таъйин кард. Вақте кӯдак аз ширхорӣ баромад, падар хост, ки ӯро аз доя ҷудо созад. Вале Саломон аз Абсол ёрои ҷудоӣ надошт. Саломон ба омӯхтани илму дониш пардохт. Ҳирмонус бисёр кӯшиш ба харҷ дод, ки Саломонро аз Абсол дур кунад. Суде набахшид. Онҳо аз дарбори подшоҳ гурехта, дар ишқбозӣ рӯз мегузарониданд. Подшоҳ ба василаи асбобҳои ҷаҳоннамои худ онҳоро ёфта, ба даргоҳи худ баргардонид. Саломону Абсол ба тазъиқи Ҳирмонус тоб наоварда, худро ба мавҷҳои домони баҳр партофтанд. Абсол ғарқ шуд. Саломон наҷот ёфт. Саломон бо дидани Зуҳра Абсолу ишқи ӯро фаромӯш кард. Аммо ба подшоҳӣ расида, бо адлу дод ҳукм ронд.

Мурод аз ин қисса ҷустуҷӯйи ҳақиқат ва дарёфти асрори ҷаҳон аст. Шоҳ рамзи хирад, Саломон ҷон, Абсол ҳавову ҳаваси нафсонӣ буда, ишқи Саломону Абсол лаззати даргузар мебошад. Аз ҳамаи ин метавон дар натиҷаи риёзату илм пок гардид. Аммо дар қиссаи «Саломону Абсол»-и Абӯалӣ ибни Сино, ки  мазмуни онро Насириддини Тӯсӣ овардааст, аз ин қисса дараке нест. Мувофиқи он, Саломону Абсол бародарон буда, зани Саломон ба Абсол дил баста, бо найрангҳо мехоҳад  ӯро ба худ ром созад. Абсол аввал найрангҳои зани Саломонро фош карда, ниҳоят гирифтори фиреби ӯ мешавад. Ин зани маккора Абсолро ба хоҳари худ ақд баста, худ ба бистари арӯсӣ медарояд. Абсол инро фаҳмида, ҷалои ватан мекунад. Ба кишвари Саломон душманони ғаддор ҳуҷум оварда, онро тороҷ мекунанд. Абсол ба ёрӣ мешитобад. Бисёр кишварҳоро ба зери тасарруфи Саломон, ки шоҳ буд, медарорад. Ниҳоят, зани Саломон ба ошпазу дастархондор мефармояд, ки Абсолро захр диҳанд. Абсол ҷон ба ҷонофарин месупорад.

Саломон аз дасиса пай бурда, ба зани худ, ошпаз ва дастархондор аз ҳамон заҳр нӯшонда, оламро аз шарри онҳо пок месозад. Боз ҳам адолат бар хиёнату хайр бар шар ғалаба мекунад.

Ин ҷо низ рамз бар тамоми қисса истило дорад: Саломон тимсоли нафси нотиқа ва шахсияти оқил буда, Абсол рамзи қувваҳои идроку хаёл аст. Зани Саломону ҳамдастони ӯ (ошпазу дастархондор) майлу хоҳишро мефаҳмонад. Ба ҷазо расидани онҳо символи кайфари бадӣ ва тантанаи адолат аст. Ҳамаи ин дар якҷоягӣ рамзи муносибати қувваҳои мутақобили рӯҳи инсонӣ, мубориза ҳамешагии некӣ бар зидди бадӣ ва нақли ақли фаъол дар камоли маънавии инсон аст.

Шайхурраис дар ин зиндон чаҳор моҳ бимонд, то он ки ҳокими Исфаҳон Алоуддавла дар ҷанге ҳокими Ҳамадонро шикаст дод. Шайхурраис соли 1024 аз ҳабс баромада, ҳамроҳи шогирдаш Абӯъубайди Ҷузҷонӣ, бародари худ Маҳмуд ва ду ғулом, ки бо ӯ буданд, дар ҷомаи сӯфиён, ношиносу пинҳонӣ, худро то ба дарвозаи Исфаҳон расонд. Он ҷо надимону хосагони ҳокими Исфаҳон бо иззату икром Шайхурраисро пешвоз гирифта, ба ӯ сарулибосу савориҳои хос дода, то шаҳр  ҳамроҳӣ кардандаш.

Баъд аз ин ҳама саргардониҳо Абӯалӣ ибни Сино барои зист аз Ҳамадон ба Исфаҳон рафта, бо эъзозу икром аз тарафи ҳокими он ҷо Алоуддавлаи Кокуя (1007-1014) пазируфта шуд. Зиндагӣ ва эҷодиёти минбаъдаи Шайхурраис дигар ба пуштибонӣ ва дастгирии ҳамин ҳоким иртибот пайдо кард. Дар Исфаҳон «Алоуддавла қарор дод, ки шабҳои ҷумъа дар ҳузури ӯ бо иштироки тамоми олимон аз ҳар табақае маҷлиси баҳс барпо кунанд». Шайхурраис аз ҷумлаи онҳо буда, дар Исфаҳон асарҳои худ «Шифо», «Мусиқӣ», «Лисон-ул-араб», «Ал-инсоф», «Ишороту танбеҳот», «Донишнома» ва ғайраро навишт.

Алоуддавла рӯзе ба Абӯалӣ мегӯяд, ки «агар улуми авоил ба иборан порсӣ будӣ, ман тавонистаме донистам», яъне агар асоси илмҳо ба забони тоҷикӣ мебуд, ман хам метавонистам, ки хонда фаҳмам. Абӯалӣ ибни Сино солҳои 414—428 ҳиҷрӣ (1023—1036) махсус барои Алоуддавла «Донишнома»- ро ба забони тоҷикӣ таълиф кард.

Солҳои 1036—1037 барои Абӯалӣ ибни Сино солҳои ранҷу беморӣ буданд. Алоуддавла бо мақсади забти Ҳамадон ба он ҷо лашкар кашида, Шайхурраиси беморро ҳамроҳи худ бурд. Дар роҳ бемории Шайхурраис, ки қулинҷ буд, шиддат гирифт. Ӯ худро дармон мекард, аммо ҳеҷ беҳтар намешуд. Ниҳоят, гуфт: «чорасозе, ки чораи ман месохт, аз чорасозӣ фурӯ монд; акнун дармон суде надорад». Ва ҳар   рӯз  таҳорату тавба карда, дар бадали ҳар се рӯз як бор Куръонро аз ёд мехонд. Ҳамчунин, аз касоне, ки ба онҳо кудурате дошта бошад, узр хоста, ғуломонашро озодӣ бахшида, молу мулкашро ба муҳтоҷон тақсим карда дод. 24 июни соли 1037 дар синни 57-солагӣ Абӯалӣ ибни Сино дар Ҳамадон вафот кард, ки рӯзи ҷумъаи моҳи рамазон буд. Ӯро дар ҳамон ҷо ба хок супурданд. Оромгоҳаш зиёратгоҳи хосу ом гардидааст.

Абӯалӣ ибни Сино аз пурмаҳсултарин олимону адибон дар ҷаҳон аст. Фаъолияти эҷодии вай аз 17— 18 солагиаш, дар миёнаи солҳои 996—997,

шурӯъ шуда, расо чиҳил сол давом кардааст. Асарҳояшро бо насру назм, ба арабӣ ва тоҷикӣ, навиштааст. Он вақтҳо забони тоҷикии адабиро форсии дарӣ мегуфтанд. Сабаби бисёр асарҳои илмии худро ба забони арабӣ навиштани Абӯалӣ ибни Сино дар он аст, ки арабӣ мисли лотинӣ, ки дар тамоми кишварҳои насронӣ забони умумии илм буд, дар саросари олами ислом забони илмӣ шинохта шуда буд. Ҳамчунин, китобҳои зиёди илмию ахлоқии юнонӣ, ибронӣ, ҳиндӣ ва паҳлавӣ ба забони арабӣ тарҷума шуда, истилоҳоте, ки мафҳумҳои илмиро мефаҳмонданд, дар он забон устувор гардида буданд. Забони арабӣ барои ҳамаи донишмандони асрҳои X—XI фаҳмо буда, дарси мадрасаҳо низ ба ин забон мегузашт.

Осори Абӯалӣ ибни Сино ниҳоят зиёд аст.[48] Аз рӯйи тадқиқу ҳисоби донишманди машҳури эронӣ Саъид Нафисӣ (1896—1966), миқдори асарҳои Абӯалӣ ибин Сино, ки алҳол маълум шудааст, ба 456 мерасад. Дар китобхонаҳои давлатӣ ва шахсии олам нусахи 162 асари ӯ нигоҳ дошта мешавад. Аз ҷумла, 28 асари вай ба забони модариаш тоҷикист.

Бар болои ин, як миқдор шеърҳои тоҷикии Абӯалӣ ибни Сино то замони мо боқӣ мондааст.

Асарҳои Абӯалӣ ибни Сино аз ҷиҳати ҳаҷм хеле гуногун буда, аз рисолаҳои мухтасар то асарҳои чандинҷилда иборат мебошанд. «Китоб-ул-инсоф», ки аз байн рафтааст, дар 20 ҷилд, «Ал-ҳосил ва-л-маҳсул»—20 ҷилд, «Китоб-уш-шифо» — 18 ҷилд, «Лисон-ул-араб» — 10 ҷилд, «Ал-қонун» — 5 китоб, «Наҷот» — 3 ҷилд буданд. Ин китобҳо бо «Ишороту танбеҳот», «Донишнома» ва ғайраҳо дар инкишофи илми дунё накши сазовор гузошта, то кунун ба арзиши бузурги таърихӣ, маданӣ ва илмӣ моликанд.

Тамоми асарҳои Абӯалӣ ибни Синоро метавон ба чаҳор гурӯҳ тақсим кард: якум - асарҳо доир ба ҳикмат, фалсафа, ахлоқ ва мантиқ; дувум - асарҳо оид ба тиб; савум - асарҳо дар бораи илмҳои дақиқ; чаҳорум - асарҳо роҷеъ ба забону адабиёт ва санъат. Аммо бисёр асарҳои ӯ чандин илмро фаро мегиранд. Барои мисол, «Донишнома» аз қисматҳои «Мантиқ», «Илоҳиёт», «Табиъиёт», «Ҳайъат» ва «Мусиқӣ» таркиб ёфтааст. «Шифо» илоҳиёт, мантиқ, табииёт ва мусиқиро фаро мегирад.

Як ҷиҳати шигифтовар ва ҳайратангези шахсияти Абӯалӣ ибни Сино он аст, ки соҳиби нерӯйи фавқулодда баланди корӣ ва қувваи бемонанди ҳофиза будааст. Ӯ дар роҳ, ҳангоми сӯҳбат, иҷрои вазифаи надимиву вазирӣ, ҳатто дар зиндону беморӣ, ба кори илмву эҷодӣ машғул мешуд. Ағлаби асарҳои худро бидуни чашмдошти музду мукофоте менавишт: гоҳе бо илтимоси ашхоси гуногуни оддӣ, гоҳе дар ҷавоби саволи касе ва гоҳе барои шогирдони худ. Ибни Сино хабар медиҳад, ки ҳанӯз замони дар Бухоро буданаш дар ин кор иштиёқ доштааст: «Дар ҳамсоягии ман марде буд, ки ӯро Абулҳасани Арӯзӣ мегуфтанд. Аз ман хоҳиш кард барояш китобе таълифе кунам, ки ҷомеъи илмҳо бошад. Барои ӯ «Ал-маҷмӯъ»-ро таълиф карда, ба номи вай ном ниҳодам ва дар он ҷуз илми риёзӣ дигар илмҳоро гирд овардам. Маро дар он ҳангом 21 сол буд («Ал-маҷмӯъ» бо номҳои «Ал-арӯзия» ва «Ҳикмати арӯзия» низ маълум аст – А.А.). Инчунин, дар ҳамсоягии ман марде буд, ки ӯро Абӯбакри Бароқӣ мегуфтанду зодаи Хоразм буд. Ӯ марди доносиришт,

дар фиқҳу тафсиру зуҳд ягона буда, ба ин илмҳо

48. **Ю.Зудовский.** Абӯалӣ ибни Сино, Душанбе, «Ирфон», 1981, саҳ. 213 - 204.

майл дошт. Аз ман шарҳи китобҳоро хоҳиш карду барои ӯ китоби «Ал-ҳосил ва-л-маҳсул» («Ҳосилу маҳсул»)-ро қариб дар 20 ҷилд тасниф кардам. Дар ахлоқ барои ӯ китобе таълиф кардам, ки онро китоби «Ал-бирру ва-л-исм» («Он чизе, ки иҷозат дода шудааст, ва он чизе, ки манъ аст») ном ниҳодам. Ин ду китоб танҳо назди ӯсту ба ҳеҷ кас орият намедиҳад, ки аз онҳо нусха бардорад»[49].

Ҳамин тариқ, Абӯалӣ ибни Сино дар Ҷурҷон барои Абӯмуҳаммади Шерозӣ оид ба мантиқу нуҷум китобҳо навишта, дар ягон илм ҳамто надошт. Аммо баъзеҳо ба ин шубҳа мекарданд. Дар суҳбате аз олими забоншинос Абӯмансури Ҷаббон таънае шунид, ки «ту дар забон чизе нахондаӣ». Баъди ин се сол ба омӯхтани китобҳои лугат машғул гардида, се қасидаву се китоб офарид. Абӯмансур он китобҳоро мутолаъа карда, аз Шайхурраис узр пурсид. Ба гуфти Ҷурҷонӣ, Абӯалӣ ибни Сино «ҳар рӯзе панҷоҳ варақ менавишт». Китоби «Наҷот»-ро дар роҳ гирд оварда, «Шифо»-ро, ба истиснои қисматҳои набототу ҳайвонот, ба анҷом расонд.

Боре дар Ҷурҷон аз донишмандони Шероз саволномае расид, ки аз мушкилоти як китоби Шайхурраис пурсон мешуданд. Саволномаи шерозиёнро ҳангоме ба Абӯалӣ расонданд, ки рӯзи тобистон, вақти зардии офтоб, дар сӯҳбате буд. Вай ба номаи шерозиён «менигаристу мардум байни худ сӯҳбат мекарданд. То вақти намози бомдод Шайхурраис дар панҷоҳ сафҳа ҷавобҳоро навишта, ба дасти қосид расонд. Қосид аз ин кор сахт дар ҳайрат монда, ҳадис дар байни мардум қиссае шуд».

Роҷеъ ба шахсияту заковати Абӯалӣ ибни Сино бисёр нақлу ривояту афсонаҳои халқӣ мавҷуданд, ки аз ақли расои ӯ шаҳодат дода, муҳаббати мардумро нисбат ба фарзанди нобиғаи худ ифода менамоянд. Аз ҷумла, ривоят мекунанд, ки як амири Сомонӣ рӯзе, барои санҷидани Бӯалӣ, мефармояд, ки дар таги чор пояи курсии вай чаҳор танга ниҳанд. Чун Бӯалӣ ба курсӣ менишинад, ба осмону замин нигоҳ афканда, бо таъаҷҷуб сар меҷунбонад. Сабаби дар таъаҷҷуб афтодани ӯро мепурсанд. Вай ҷавоб медиҳад: «Ба назарам, курсии ман имрӯз ба миқдори пушти корде баланд гашта ва ё шифти хона ҳамин миқдор ба замин наздик шудааст». Ҳамаи ҳозирон ба ҳиссиёти баланди Абӯалӣ қоил шуда, ӯро офарин мегӯянд.

Ва Бӯалӣ дар вақти гурезагиаш ба Исфаҳон меравад, ки ҳамроҳи худ ҳеҷ гуна китобе надоштааст. Талабагону олимон аз вай хоҳиш кардаанд, ки «Қонун»-ро барои хондан ба онҳо бидиҳад. Абӯалӣ гуфтааст, ки ҳеҷ гуна китобе надорад, вале «Қонун»-ро метавонад аз ёд гуфта диҳад. Сипас чанд саҳифаи «Қонун»-ро аз ёд гуфтаасту онҳо навишта гирифтаанд. Баъд аз он китоби «Қонун»-ро ёфта, навиштаи худро бо он муқоиса кардаанд, ки фарқе надоштааст.

Ва ё касе ба Бӯалӣ китоби худаш навиштагиро нишон додааст. Абӯалӣ китобро варақ задаасту боз ба соҳибаш баргардонидааст. Рӯзе ҳамон одам китобашро ба подшоҳ пешкаш кардааст. Подшоҳ пурсида -

49.**Абӯалӣ ибни Сино.** Осори мунтахаб, ҷ. I, саҳ. 19.

аст: «Ин китобро кӣ навишт?» «Ман» - гуфтааст он шахс. Абӯалӣ, ки дар он ҷо ҳозир будааст, «не, ин китобро шумо нанавиштаед», - гуфта, аз саҳифаи аввал то охир, нукта ба нукта, китобро аз ёд гуфта додааст. Он шахс бисёр хиҷолат кашидааст. Баъд Бӯалӣ ҳақиқати воқеъаро ба подшоҳ фаҳмондааст.

Ин навъ нақлу ривоятҳо, ки аслан аз ҳақиқат дур нестанд, дар байни мардум хеле зиёданд.

Қаблан ишора шуд, ки соли 1012 дар Ҷурҷон Абӯъубайди Абдулвоҳиди Ҷурҷонӣ бо Ибни Сино вохӯрда, шогирдиву ёварии Шайхурраисро пазируфта, чун мурид дигар ҳеҷ аз ӯ ҷудо намешуд. Дар ҳамаи сафарҳо ҳамроҳи Шайхурраис буда, асарҳояшро ҷамъ меоварда, осори нотамоми устодашро аз рӯйи гуфтаҳову навиштаҳои парешони худи аллома такмил медод, ба онҳо шарҳ мебаст. Ҷурҷонӣ дебоча ва қисмати «Риёзиёт»-и китоби «Наҷот»-ро навиштааст. Қисмати «Риёзӣ»-и «Донишномаи Алоӣ» баъди марги Ибни Сино гум шуда буд. Ҷурҷонӣ қисматҳои «Риёзӣ» ва «Мусиқӣ»-ро аз «Наҷот», ки арабист, ба форсӣ баргардонда, ба «Донишнома» афзуда, онро пурра гардонд. Ҳамчунин, Ҷурҷонӣ ба китобҳои зиёди Шайхурраис шарҳҳо навиштааст. Алҳол шарҳҳои Ҷурҷонӣ ба асарҳои Ибни Сино «Китоб-уш-шифо», «Қасидаи айния», «Ҳай ибни Яқзон», «Саломону Абсол» ва амсоли инҳо маълум аст. Ҷурҷонӣ соли 1047 дар Ҳамадон вафот карда, дар ҳамон ҷо ба хок супурда шуд.

Шогирдони Абӯалӣ ибни Сино Абӯабдуллоҳи Маъсумӣ, Ибни Абӯсодиқ, пайрави кеши зардуштӣ Ибни Зайла, Абдуллоҳи Ироқӣ, Абӯмуҳаммади Шерозӣ, Сулаймони Димишқӣ, Баҳманёр ибни Марзбон, ки низ зардуштӣ буд, дар илмҳои фалсафа, мантиқ, ҳикмат, табииёт, риёзиёт, нуҷум, тиб, равоншиносӣ, илоҳиёт, мусиқӣ, фасоҳату балоғат ва ғайра чун олимони забардаст шинохта шудаанд.

Абӯалӣ ибни Сино дар ҷаҳон, пеш аз ҳама, чун файласуф ва пизишки номӣ шинохта шудааст. Асарҳои машҳури ӯ дар соҳаи фалсафа ва мантиқ «Китоб-уш-шифо», «Наҷот», «Ишороту танбеҳот», «Донишнома» мебошанд, ки умдатарин масъалаҳои фалсафаро фаро мегиранд. «Китоб-ал-инфос», ки аз 20 ҷилд иборат буда, оид ба 28 ҳазор масъалаву нуктаҳои фалсафӣ баҳс мекард, боқӣ намондааст.

Осори фалсафии Шайхурраис масоъили таносуби Худо ва табиат, шаклҳои ҳастӣ, моддаву сурат, нафсу тан, сабабу натиҷа, заруратy моҳияти ҳаракат, замону макон, моҳияти зиндагӣ ва амсоли инро фаро мегиранд. Доир ба назарияи маърифат Абӯалӣ Сино фикрҳои аҷоиб пеш рондааст.

Асарҳои Ибни Сино дар тӯли асрҳо борҳо ба забонҳои лотинӣ, яҳудӣ, инглисӣ, олмонӣ, итолиёвӣ, фаронсавӣ, русӣ, туркӣ ва ғайра тарҷумаву нашр шудаанд. Масъалаҳои ахлоқ, ҳаёти иҷтимоъиву сиёсӣ, тарбия ва таълим дар «Рисола фӣ-л-ахлоқ», «Рисолаи илми пешину барин», «Рисола дар адли

подшоҳ», «Мантиқи форсӣ», «Рисолаи тилисмоти форсӣ», «Тадбири манзил» ва амсоли инҳо низ баён шудаанд.

«Донишнома», ки номи пуррааш «Донишномаи Алоӣ»-ст, барои Алоуддавла ба тоҷикӣ таълиф гардида, доир ба мантиқ., илоҳиёт, табиийёт, ҳайат ва мусиқӣ баҳс мекунад. Абӯалӣ Сино дар «Донишнома» ба ҷойи бисёр калимаву мафҳумҳои роиҷи арабӣ муродифҳои тоҷикии онҳоро ба кор бурда, барои устувор гардидани истилоҳоти илмии форсӣ хидмати арзандаеро ба ҷой овардааст. Барои намуна як миқдор истилоҳҳое зикр мешаванд, ки Абӯалӣ Сино дар «Донишнома» ба кор бурдааст: ҷамъ-гирд, мизон-тарозу, ҳаракат-ҷунбиш, муҳаррик-ҷунбанда, ашё-чизҳо, шоҳид-гувоҳ, шаҳодат-гувоҳӣ, вуҷуд-ҳастӣ, ҳарорат-гармӣ, навъ-гуна, қувват-нерӯ, мақбул-пазиро, тарбия-парвариш, мусаллас- сесӯ, мураббаъ-чорсӯ, феъл-куниш, исм-ном, ҷисм-тан ва ғайраҳо.

Нақши Абӯалӣ ибни Сино дар инкишофи илми адабиётшиносии форсу тоҷик низ бузург аст. Қисми назарраси «Ал-маҷмӯъ», ки бо номи «Рисолаи ҳикмати арӯз» маълум аст, ба масъалаҳои назарияи шеър бахшида шудааст. Аммо китоби «Фанни шеър», ки бахше аз «Шифо»-ст, саросар дар ин мавзӯъ баҳс мекунад. Дар ин асар Абӯалӣ Сино ба шарҳу тавзеҳи «Поэтика» («Фанни шеър»)-и Арасту пардохта, афкори ӯро хеле инкишоф додааст. Ибни Сино ақидаи Арастуро дар бораи моҳияти шеър, навъҳову ороиш ва таъсири эмотсионалии он ба нафси инсон ва тақлид ба зиндагӣ (мимессис) буданаш пазируфта, онро «**тахайюл**» таъбир кардааст. Аз рӯйи ин ақида, ӯ шеърро чун сухани хаёлангезу мавзун, баробар ва қофиядор маънидод карда, дар сиришти он маънову дониш буданро аз лавҳи хотир намеафганад ва, махсусан, арзиши зебописандӣ ва иртиботи онро бо мусиқиву рақс таъкид менамояд. Қариб тамоми суханшиносони минбаъдаи форсу тоҷик пайрави назарияи Абӯалӣ ибни Сино оид ба шеър будаанд.

Абӯалӣ ибни Сино чун табиатшиноси бузург дар асарҳои худ «Рисолаи кимиё», «Мақола дар бораи ҷирмҳои осмонӣ», «Мусиқӣ» ва монанди инҳо низ ба масъалаҳои фалсафаю илмҳои дакиқ дахл кардааст.

Абӯалӣ Сино бузургтарин донишманди соҳаи тиб буда, чун устоди табибони олам на фақат ба фаъолияти рӯзмарраи тиббӣ шуғл меварзид, балки дар асарҳои ҷаҳоншумули худ таҷрибаи беш аз 2000-солаи тибби Юнони Қадим, Ҳинд, Эрон, яҳуд ва арабро ҷамъбаст кард. Вай асарҳои худ «Рисолаи ҷавдия», «Рисолаи набз» ё «Рагшиносӣ», «Қурозаи табиъиёт», «Ташреҳ-ул-аъзо»-ро ба тоҷикӣ навиштааст. Дар «Рисолаи ҷавдия» усули нигоҳубини худ, ҳифзи саломатӣ, пешгирӣ кардан аз бемориҳои зиёд, ки аломатҳояшон баён шудаанд, хотирнишон мегардад. Дар ин асар, ҳамчунин, дар бораи усули табобати моргазида, кайкгазида, резондану нест кардани ҳашарот, мор, муш ва ғайра маслиҳатҳои судбахш медиҳад.

«Рисолаи набз» ва «Давоҳои дарди дил» дар хусуси санҷиши набзи беморон, ҷигунагии беморӣ, муносибати ҷинсӣ, хусусиятҳои хоси марду зан, аз рӯйи набз муайян кардани касалиҳо, иллатҳои дил ва тарзи табобати онҳо

ва доруҳое, ки дар табобати дарди дил ба кор бурда мешаванд, баҳс мекунанд.

Асари дигари Абӯалӣ Сино «Ал-воҳия», ки аз 149 боб иборат буда, ҳар бобаш роҷеъ ба як касалӣ ва ё гуруҳи касалиҳо баҳс мекунад. Дар он 907 навъи дору тавсиф мешавад, ки аз 709 гиёҳ ва 74 моддаи маъданӣ тайёр шуда, 94 номгӯйи он доруҳое мебошанд, ки аз аъзои ҳайвонот тайёр карда мешаванд.

Хусусияти барҷастаи асарҳои тиббии Абӯалӣ ибни Сино он аст, ки дар онҳо, баробари истифодаи дастовардҳои тибби пешин, таҷрибаи шахсии худи аллома ба назар гирифта шудааст. Аз ин ҷиҳат, аксарияти онҳо имрӯз ҳам дар истифода мебошанд ва қимату моҳияти илмиву амалиашонро гум накардаанд.

Яке аз асарҳои машҳури тиббии Абӯалӣ Сино манзумаи «Урҷуза фӣ-т-тиб» аст, ки дар ҳаҷми 1326 байти шеърӣ ба забони арабӣ таълиф шуда, бисёр нуктаҳои тибро, ки дар «Ал-қонун» мавҷуданд, ба тарзи содда, оммафаҳм ва мухтасар баён мекунад. Дар ин асар доир ба тамоми дарду иллатҳои бадан, мизоҷ ва табъи инсон сухан меравад.

Бузургтарин асари аллома оид ба тиб «Ал-қонун» аст, ки номи пурраи он «Ал-қонун-фӣ-т-тиб», яъне «Қонун дар бораи тиб» буда, онро кӯтоҳак «Қонун» низ мегӯянд. «Ал-қонун» солҳои 1012—1024 ба забони арабӣ таълиф гардида, аз панҷ китоб иборат аст. Муаллиф дар он тамоми таҷрибаҳои тибби гузаштаро ҷамъбаст карда, дар асоси санҷишу озмудаҳои шахсӣ таълимоти нави тиббии хешро эрод менамояд. Ба гуфти Ибни Сино, «тиб илмест дар бораи донистани тани инсон дар ҳоли саломатӣ ё беморӣ ва баргардонидани саломатии инсон, ки рӯ ба заъф овардааст». Табиби номӣ илми тибро ба ду бахш — тибби назарӣ, яъне илми усулии тиб ва тибби амалӣ, яъне тарзи табобат ҷудо мекунад. Ба тарзи дигар гӯем, «Ал-қонун» асарест, ки дар бораи маҷмӯъи бемориҳо, василаи табобати онҳо, вобастагии таҷрибаҳои илмӣ ва усули халқии истифодаи онҳо, тандурустӣ ва муҳофизати саломатии инсон баҳс мекунад.

Китоби аввали «Ал-қонун» оид ба моҳият, назария ва вазифаҳои илми тиб, қисматҳои назарӣ ва амалии он, мизоҷҳои инсон ва муноснбати онҳо бо гармию сардӣ, ташреҳи узвҳои бадан, вазифаҳои аъзои бадан, набз, сабабҳои тандурустӣ ва беморӣ, таснифи касалиҳо, усулҳои умумии табобат ва ногузир будани марг баҳс мекунад. Ҳамчунин, дар бораи истеъмоли муътадили ғизо, варзиш, парвариши тифлону тарбияи наврасон сухан меравад.

Табиби бузург роҷеъ ба реҷаи рӯз мувофиқи синну сол ва тоб овардан ба шароити иқлим фикрҳои аҷоиб меронад.

Тадқиқу санҷиши 811 навъ доруи содда, тарзи тайёр кардану хосияти онҳо, дорушиносӣ ва тарзи истифодаи доруҳо мундариҷаи китоби дувуми «Ал-қонун» аст.

Китоби савум роҷеъ ба бемориҳои гуногуни инсон аз сар то пой, варами шуш, қулинҷ, исҳол, касалиҳои чашм, бинӣ, гӯш, гулӯ, даҳон, касалиҳои рӯҳӣ ва тарзи табобати онҳо баҳс мекунад. Абӯалӣ Сино пеш аз

баёни бемории ҳар узв ё системаи узвҳо сохту ташреҳи онҳоро мавриди баррасӣ қарор медиҳад.

Дар китоби чаҳоруми «Ал-қонун» аз усулу зарурати ҷарроҳӣ, шикастабандии устухонҳо, зуҳуроти таб, омос, саратон, сӯхтагиҳо, захмҳо, хунравиҳо, касалиҳои рӯҳӣ, бемориҳое, ки хоси ягон андому узв нестанд, касалиҳои сирояткунанда, тарзи табобати онҳо, заҳру позаҳрҳо, оростагӣ ва қубҳ сухан меравад.

Масъалаҳои дорусозӣ ва ашёи набоботу ҳайвонот ва маъданҳо мавзӯъи баҳси китоби панҷуми «Ал-қонун» аст.

Ба гуфти Низомии Арӯзии Самарқандӣ (асри XI) табибро «пас аз мутолиъаи «Ал-қонун» ҳоҷат ба дигар китобҳои тиббӣ наяфтад», ки дар асри XII ба лотинӣ, баъди як аср ба яҳудӣ тарҷума шуда, дар давоми беш аз 600 сол (асрҳои ХП—ХУШ) китоби дарсии донишгоҳҳои тиббии Аврупо будааст.

Шайхурраис Абӯалӣ ибни Сино, баробари файласуфи бузург ва пизишки сутург будан, дар инкишофи бисёр соҳаҳои илмҳои дақиқ, мусиқӣ ва ахлоқ низ саҳми пурарзише гузоштааст. Нақши Абӯалӣ Сино дар соҳаи улуми вобаста ба забону адабиёт низ хурд нест. Вай, пеш аз ҳама, истилоҳоти илмии забонҳои арабӣ ва тоҷикиро хеле такмил дода, ба туфайли «Донишнома», рисолаҳои тоҷикӣ ва асарҳои алоҳидаи муъосирони ӯ собит гардид, ки забони тоҷикӣ қодир аст маъниҳои амиқи фалсафӣ ва илмиро ифода намояд. Ҳамчунин, Ибни Сино «Лисон-ул-араб» ном асаре таълиф карда буд. ки мисли он дар луғат дида нашудааст. Асари дигари аллома «Махориҷ-ул-ҳуруф» дар бораи савтиёт (фонетика) баҳс мекунад. Рисолаҳои зиёдаш роҷеъ ба илмҳои дигари адаб ва сураҳои алоҳидаи Қуръон низ маълуманд, ки чанде аз онҳо боқӣ мондаанд, ки ба соҳаҳои забон ва адабиёт дахл доранд.

Як нуктаро таъкид кардан лозим аст, ки дар аксари асарҳои Ибни Сино масъалаи ахлоқ, ки ба адабиёт иртиботи зич дорад, мавриди баҳс қарор мегирад. Бинобар таълимоти ахлоқии Ибни Сино, мард, пеш аз ҳама, бояд дарислоҳи нафси худ бикӯшад, хештанро солиҳу некӯ гардонад, покдину парҳезгор бошад, дар ахлоқу одоб, адолату мурувват, ростиву шуҷоъат намуна бошад. Ин гуна мард барои осоиш ва давом додани наслаш бояд зан бигирад; зане, ки аз ҷиҳати ақл солиму тандуруст бошад. Баъд аз оне, ки ба балоғат расиду соҳиби маълумоту касби худ гардид, мардро зарур аст, ки аввал ғами хонаву манзилро бихӯрад, худу аҳли хонаводаро бо пӯшоку хӯрок, ки моли ҳаёт аст, таъмин намояд.

Ибни Сино нисбат ба зан чунин талабҳоро пеш мегузорад: «Зани шоиставу некӯ шарики мард аст дар мулкаш ва қойими ӯст дар молаш ва ҷонишини вай аст дар хонааш ва амини вай аст дар парваришу тарбияти фарзандонаш». Аз нигоҳи Ибни Сино, «беҳтарин зан занест, ки дорои сифоти зайл бошад:

1. Хирадманд бошад.
2. Диндор бошад.
3. Бошарм бошад.

4. Зираку бофатонат бошад.
5. Дӯстдору бомуҳаббат бошад.
6. Зоянда бошад.
7. Забондароз набошад.
8. Итоъаткор бошад.
9. Покдилу беғаш бошад.
10. Дар пушти сари мард ва ҳоли ғайбати ӯ нигаҳдори шарафу номус бошад.
11. Вазнину сангин бошад.
12. Бовиқор бошад.
13. Боҳайбат бошад.
14. Дар мақоми хидмат ба шавҳараш такаббур наварзад, балки фурӯтан бошад.
15. Тадбири кору кирдорашро хубу некӯ бинамояд.
16. Андаки шавҳарашро ба сарфаҷӯйӣ зиёд кунад.
17. Гарду ғубори ҳузну андӯҳро аз дили шавҳараш ба василаи ахлоқи некӯ ва забонаш пок кунад ва ҳумуми шавҳарашро бо лутфи модори худ тасаллийят диҳад».

Албатта, зани дорои чунин хислатҳо некмардро хушбахту саодатманд мегардонад.

Одамӣ муҳтоҷ аст ба вуҷуди фарзанде, ки ҳангоми дардмандиву пирӣ ба падару модар хизмат расонад, пас аз марг номи онҳоро гиромиву зинда нигаҳ дорад. Албатта, чунин фарзанд худ аз худ ба вуҷуд намеояд. Фарзандро бо таълиму тарбия метавон ба ин дараҷа расонд. Барои падар фарзу қарз аст, ки ба фарзандаш номи хубу некӯ гузорад, илмаш биомӯзонад ва касбаш ёд диҳад.

Ба фарзанд хатту савод, заруриёти диния, Қуръони маҷид, илмҳои адаб, қоидаҳои забон, суханшиносиро ҳатман ёд бояд дод. Аммо илм беохир аст. Касони толиб метавонанд тамоми умр илм омӯзанд. Илм нурест, ки ба нафси кас сафо мебахшад. Хизмат ба мардум ва ҳамнавъони худ беҳтарин хислати одамист. Ба гуфти Ибни Сино, одам бояд бо тамоми қувва илм омӯзад, моҳияти онро дарк намояд; илмро дар амал ба кор барад, зеро илм сабаби пешравӣ, чароғи ҷон аст, ки онро Шайхурраис ба шиша монанд мекунад, ва ҳамаи ин аз ҳикмати инсонӣ рӯшноӣ мепазирад:

Тарк бинмо ҷумларо, ҷон бар ҳама маъво бувад,
Пешрафту беҳтарӣ ҷонро ҳама бо илмҳост!
Ҷон мисоли шиша асту илм монанди чароғ,
Ҳикмати инсониро равған шуморидан равост.

Дар ҳақиқат, зинда ҳастӣ дар дами рахшиданаш,
Гар шавад торик, он лаҳза ҳаётат дар фаност!

**(Тарҷума аз арабӣ).**

Инсон ниёзманди дӯст аст; дӯсте, ки мӯънису ғамхор бошад. Дӯст бояд мисли ойина бошад. Шахс бояд дар чунин дӯст тамоми ҳунарҳо ва айбу

нуқсонҳои худро бинад, бо мадади ӯ аз ғурур, худписандӣ, ахлоқи  ношоиста, ҳамнишини бад, кору кирдори зишту паст раҳоӣ ёбад, аз бадиҳо дур гардад. Инсони тарбиятёфта дар дӯстӣ устувор, хайрандеш ва барои мардум хизматгор мешавад. Чунин шахс ҳақ дорад, ки ба сиёсату сарварии мардум ва корҳои давлатӣ шуғл варзад. Ҳидоят ба кори хайр покизатарин кори нек ва бахти баланд аст. Ягон лаззати даргузар хушбахтӣ нест. Ин аст мағзи таълимоти инсондӯстонаи файласуф ва адиби бузурги тоҷик Ибни Сино.

Абӯалӣ ибни Сино ба арабӣ ва тоҷикӣ шеърҳо навиштааст. Асарҳои манзуми ӯ ба забони арабӣ аз қасоид, қитъаҳои фалсафӣ, панду ҳикмат, танзу танқид, ишқу муҳаббат, ҳамчунин урҷузаҳо иборатанд. Урҷуза ашъорест, ки дар баҳри раҷаз эҷод гардидааст. Дар бораи «Урҷуза фӣ-т-тиб» дар боло сухан рондем, ки бо эҷоди он Бӯалӣ анъанаи Устод Рӯдакӣ ва Майсариро давом додааст. Манзумаи Рӯдакӣ «Даврони Офтоб» илми нуҷумро бо шеър баён мекард. Майсарӣ бошад, дар замони Рӯдакӣ доир ба илми тиб ба тоҷикӣ манзумае навишта буд, ки 5500 байтро фаро гирифта, имрӯз ҳам боқист. Бӯали Сино боз даҳ урҷузаи дигар навишта будааст, ки соҳаҳои гуногуни донишро баён мекунанд. «Қасидаи ъайния», яъне қасидае, ки қофияи  он бо ҳарфи «ъайн» тамом мешавад, мазмуни фалсафӣ дошта, дар он роҷеъ ба сайри ақл, нисбати тану ҷон су хан меравад.

Мазмуну мундариҷаи ғоявии шеърҳои тоҷикии Абӯалӣ ибни Сино бо мазмуни осори илмӣ ва ашъори арабиаш робитаи ногусастанӣ доранд.

Соли 1980 дар Душанбе таҳти унвони «Авҷи Зуҳал» маҷмӯъаи ашъори Абӯалӣ ибни Сино ба табъ расид, ки дар он 4 ғазал, 3 қитъа, 38 рубоъӣ ва 2 фард аз шеърҳои тоҷикии Шайхурраис ҷой дода шудааст. Инчунин, дар он маҷмӯъа тарҷумаи форсии  «Қасидаи ъайния» иборат аз 42 байт дар шакли маснавӣ, асли он қасида ва чанд порча шеъри арабии аллома нашр гардидааст. Мазмуни ин шеърҳоро фалсафа, ахлоқ, панд, ҳикмат, ишқ, муҳаббат, май ва танқид ташкил медиҳад. Ҷустуҷӯ ва дарёфти рози ашёву ҳодисаҳо, умед аз кашфи ҳақоиқи илоҳӣ ва, ниҳоят, ба хулосае омадан, ки асрори ғайб хоси Аллоҳи Таъоло буда, барои бандагон рози кашфнашавандаест, мазмуни ағлаби чунин шеърҳост.

Абӯалӣ ибни Сино бо афсӯс мегӯяд:

Ай кош, бидонаме, ки ман кистаме,
Саргашта ба олам аз пайи чистаме?!
Гар муқбилам, осудаву хуш зистаме,
Варна ба ҳазор дида бигристаме!

Ин мазмун дар асарҳои гуногуни Шайхурраис бисёр такрор мешавад. Дар ғазале ҳам ӯ бо шубҳаву надомат мефаромояд:

Кас надонад, ки ман куҷо рафтам,
Худ надонам, ки ман куҷо будам!

Ҳангоми зиндагӣ ва баъди марги Ибни Сино ҳам асрҳо аҳли хурофоту тасаввуф ӯро ба бединӣ айбдор мекарданд, чунки Шайхурраис нотарсона ва бериё алайҳи нодонию ҷаҳл хурӯҷ мекард. Ин гурӯҳҳо, ки худро донои ҷаҳон мешумурданд, аксар одамони дар ақида маҳдуд, камдониш ва дар биниш тангназар буданд. Онҳо ба алломаи замон бо чашми адоват нигариста, бар зидди ӯ ҳамлаҳои девонавор оварда, кофираш мегуфтанд. Ибни Сино ҳам ба онҳо дар оҳанги худашон ҷавоб мегардонд:

Бо ин ду-се нодон, ки чунин медонанд
Аз ҷаҳл, ки донои ҷаҳон эшонанд,
Хар бош, ки ин ҷамоъа аз фарти харӣ,
Ҳар к-ӯ на хар аст, кофираш мехонанд!

Абӯалӣ ибни Сино бо тавозӯъ эътироф менамояд, ки аксари асрори оламро кашф карда бошад ҳам, дар маърифати Ҳақ натавонистааст чизеро бифаҳмад:

Дар парда сухан нест, ки маълум нашуд,
Кам монд зи асрор, ки мафҳум нашуд.
Дар маърифатат, чу нек фикре кардам,
Маълумам шуд, ки ҳеч маълум нашуд!

Албатта, ин эътирози аллома дуруст аст, ки ба кунҳи вуҷуди Худованд нарасидааст, зеро он аз иқтидори инсон берун ва хоси худи Парвардигор аст. Аммо дар ҳамин ҷо ҳам Абӯалӣ ибни Сино ба дарки бисёр нуктаҳои борики асрори Худовандӣ расидааст. Масалан, кашф кардааст, ки Ҳақ — яъне воҷибтаъоло ҷони ҷаҳон, боису офаридгори ҷумла ҳастиҳост; ҷаҳон гӯё баданест, ки ҳамаи мавҷудот, яъне одаму малоика метавонанд дарк бинамоянд, ки тамоми ҷамодоту наботот ва ҳайвоноти ҷаҳон аз унсурҳои чаҳоргона - хоку обу оташу бод сохта шудааст, ки ҳамаи инро тавҳид, яъне як будани хилқат, яъне офариниш мегӯянд. Дигар ҳамаи таълимот дар бораи хилқат ва ваҳдати халлоқ-офаранда ва махлуқ-офаридашудаҳо дурӯғ буда, қобили пазируфтан нест.

Ибни Сино дар як рубоъии худ мефармояд:

Ҳақ ҷони ҷаҳон асту ҷаҳон ҷумла бадан,
Аҷносу малоика — ҳавоси ин тан!
Аҷром — аносиру мавolид — аъзо,
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо ҳама — фан!

Фарқи ашъори Ибни Сино аз шеърҳои шоъирони дигар он аст, ки аксаран аз мазмунҳои фалсафӣ сиришта шуда, андешаҳои файласуфи ҷаҳониро роҷеъ ба нуктаҳои борики ин фан ифода намуда, дар ағлабашон ифшо нагардидани асрори Илоҳӣ таъкид мешавад. Ба рубоъии зер таваҷҷуҳ намоед:

Ай зоти ту мар вуҷудро буда асос,
Ҷуз зоти ту нест ҳеҷ кас зотшинос!
Касро ба камолу кунҳи зотат раҳ нест,
Бар феъли ту мекунанд зоти ту қиёс!

Ба андешаи Абӯалӣ Сино, оламу ҳаводиси он ҳамеша дар гардиш буда, ободиву харобӣ доимо якдигарро метавонанд иваз кунанд:

Ҳар ҳайъату ҳар нақш, ки шуд маҳр кунун,
Дар махзани рӯзгор гардад махзун.
Чун боз ҳамин вазъ шавад вазъи фалак,
Аз пардаи ғайбат оварад Ҳақ берун.

Аммо аз ин тағйироту ивазшавиҳо, ки ҳамааш дар хазинаи рӯзгор маҳфуз аст, таҷриба бояд гирифт, зеро Худованд қодир аст харобиҳоро ба ободонӣ ва ободиҳоро ба вайронӣ табдил диҳад. Инро ба чашми ибратбин бояд дид.

Таълимоти ахлоқии Абӯалӣ ибни Сино ба андӯхтани дониш, омӯхтани ҳунар, гиромидошти дӯстӣ, ситоиши рафоқат, талқини адлу инсоф ва тарғиби некӣ нигаронда шудааст. Мубаллиғи бузурги ахлоқи муҳассан аз муриду мусоҳибони худ дархост менамояд, ки имрӯз бояд кореро, ки аз дасташон меояд, анҷом диҳанд, зеро пагоҳ дер хоҳад шуд:

З-он пеш, ки аз ҷаҳон фурӯ монӣ фард,
Он биҳ, ки набоядат пушаймонӣ х(в)ард!
Имрӯз бикун, чу метавонӣ, коре,
Фардо чӣ кунӣ, ки ҳеч натвонӣ кард!

Панду насиҳатҳои судманди Бӯалӣ Сино мисли ҳикмату андарзҳои Рӯдакиву Фирдавсӣ ба арзиши баланди тарбиявӣ молик буда, ахлоқи шоистаи ҷамъиятиро тарғиб менамоянд. Дар ғазале Абӯалӣ ибни Сино хислатҳои бадеро бармешуморад, ки инсони ҳақиқӣ аз онҳо бояд пок бошад, ки ҳасад, пастӣ, дурӯғ, талбандагӣ, тарсончакӣ, мумсикӣ, нолидан аз рӯзгор, дунёпарастӣ, аз аҷал тарсидан ва, ниҳоят, ғусса хӯрдан аз наздик шудани марги худ аз он ҷумлаанд:

Ҳаром аст даҳ чиз бар родмард,
К-аз он шаш бувад марди озода фард:
Ҳасад бурдану сифлагию дурӯғ,
Намудан ниёзу заъифию дард.
Чу ниъмат бувад, даст бар дӯстон
Бибояд кушудан ба доду ба х(в) ард.
Чу шиддат бувад, роз пайдо макун,
Биҳил, то шавад рӯят аз дард зард.

Саволе наярзад саросар ҷаҳон,
Чу фарҷом бошад яке оҳи сард.
Аҷал нардбоз асту мо муҳраем,
Фалак каъбатайну ҷаҳон тахти нард!

Аз рўйи фармудаи Ибни Сино, оқибатандеш ва дурустпаймон будан аз хислатҳои хуби одамист. Бинобар ҳамин, мисли он ки одам аз шакаре, ки бо заҳр омехтааст, ва ё аз пашшае, ки бар мор нишинад, аз дўсте, ки бо душманаш ошно шуд, парҳез бояд намояд:

Бо душмани ман чу дўст бисёр нишаст,
Бо дўст набоядам дигар бор нишаст.
Парҳез аз он шакар, ки бо заҳр омехт,
Бигрез аз он магас, ки бар мор нишаст!

Ин ақида, аслан, аз таълимоти динӣ сарчашма гирифтааст, ки гуфта мешавад: дўстони Худои таъолоро дўст доред, душманонашро душман ангоред!

Абўалӣ ибни Сино ҳар қадар дўстиро ситояд, ҳамон қадар душманиро мазаммат менамояд ва дар яке аз ғазалҳои ҳасбиҳолии арабиаш душманони худро, ки бар зиддаш ҳамлаҳои девонавор оварда, таҳқираш мекарданд, ба сагони аккосӣ ташбеҳ медиҳад, чунки одамони солимақлу одил мебуданд, бо вай адоват намеварзиданд, зеро ақлу адолат бо ҷаҳлу адоват созгор нестанд:

Ба дилҳо ваҳм агар аз ман намебудӣ, намегуфтам
Сухан аз бахшиши айбам, намекарданд таҳқирам.
Зи тарси шери ғуррон чоҳ ковандру заnанд авъав,
Гирифт овози он сагҳо, валекин ман ҳамон шерам!
Пагоҳӣ ҷаста аз ҷо, каҷ назар дўзанд сўйи ман,
Зи бас бедораму шабҳо зи меҳнат дил намегирам.
Агар чашми адолат будӣ дар ҷойи адоват, пас
Намедидӣ қабеҳ он корҳои нағзтаъсирам!

**(Тарҷума аз арабӣ)**

Албатта, ҷаҳони фикру андешаҳои таълимии Шайхурраис бо тарғиби дўстӣ ва танқиди душманӣ маҳдуд намегардад. Ғанимат донистани умру ба корҳои хайр сарф карданаш аз талабҳои ҷиддии дигари ўст:

Рафт он гуҳаре, ки буд пирояи умр,
В-овард замона тоқи сармояи умр.
Аз рўйи сапедам сари пистони умед,
Бингар, ки сиёҳ мекунад дояи умр!

Услуби вижаи нигориши рубоъии мазкур дар он аст, ки суханҳои фасеҳу зебову гўшнавоз (гуҳар, пирояи умр, тоқ), маҷоз (сармояи умр,

пистони умед, дояи умр) ва ғайра устодона истифода шуда, дарки матлабу маъниро сабуку равшану осон гардонидаанд, ки хоси сабки Рӯдакиву саҳли мумтанеъанд.

Умуман, масъалаҳои мураккаби фалсафаву ахлоқро бо суханони ширини рӯҳпарвар самимона ифода кардан маҳорати баланди шоъирии Абӯалӣ ибни Синоро намоиш медиҳад. Дар рубоъии зерин ба инсонҳо панд дода мешавад, ки кас набояд побанди нафс, гирифтори ҳавову ҳавас шавад, дунёталабу ҷоҳхоҳ бошад, ки оқибат аз дӯстон ҷудову ба душманон гирифтор мегардонад. Абӯалии Сино на танҳо худи инсон, балки нафсро ташхисонда, онро мухотаб қарор медиҳад:

Ай нафс, ки бастаи ҳавову ҳавасӣ,
Биштоб, ки дар ҳимояти як нафасӣ!
Дунё маталаб, ҷоҳ маҷӯ, ишва махар,
К-аз дӯст баройиву ба душман бирасӣ!

Дар байти поён тазоди аршу фарш, ки паҳнои ҷаҳонро мефаҳмонад, устодона ба кор рафтааст, яъне, кас метавонад аз хоксориву фурӯтанӣ маҳбуби дилҳо гардад:

Агар зи ҳастии худ бигзарӣ, яқин медон,
Ки аршу фарши фалак зери по тавонӣ кард!

Оҳанги навозиш аз байтҳои зерин ҳувайдост:

Рӯзаке чанд дар ҷаҳон будам
Бар сари хоку бод паймудам.
Соъате лутфу лаҳзае дар қаҳр
Ҷони покизаро биёлудам.

Андешаро ба воситаи корбурди санъатҳои баланд ифода намудан аз хусусиёти дигари сабки шоъирии Ибни Симост. Аз ҷумла, бунёди қитъаи зайл саросар ба санъати ташхис ниҳода шудааст:

Ба ҳар диёр, ки хашми ту корзор кунад,
Замона бар сари хунобаи ҷигар гардад.
Магар, ки баҳр ба хоки дари ту наздик аст,
Ки рӯзгор аз ӯ дастпургуҳар гардад?!

Корзор кардани хашм ташхис ва хунобаи ҷигару сари хунобаи ҷигар маҷоз буда, дар дохили ташхис омадаанд. Рубоъии зерин низ бо ташхис, суханбозӣ ва муболиғае, ки дар дохилаш тазод ҳаст, гуфта шудааст:

Дил гарчи дар ин бодия бисёр шитофт,

Як мӯй надонист, вале мӯй шикофт.
Андар дили ман ҳазор хуршед битофт
В-охир ба камоли заррае роҳ наёфт.

Баъзе шеърҳои Абӯалӣ ибни Сино бо камтар ороишу пероиш, вале содаву фаҳмо иншо гардида, матлаби шоъир бо калимаҳои ҳамоҳанг, маҷозҳо, сифатҳо ва истиъораҳо баён ёфтааст, ки фармону даъвати маҳзест:

Бо ҳар хасе зи рӯйи ҳаво дӯстӣ мадор,
Бо ҳар касе зи содадилӣ рози худ магӯй!
Бо мардуми музаввири бадасли бадгуҳар
Дар кӯйи мардумӣ зи пайи дӯстӣ мапӯй!
Гар боядат, ки кам нашавад обрӯй, ту
Фармону ихтилоти фурӯмоягон маҷӯй!
Дар обрӯй кӯш, азеро ки оби рӯй
Чун кам шавад, бад-ӯ напазиранд обрӯй!

Ин навъ шеьрҳо баёния ва хитобаҳои пандгӯёну омӯзгорони тамоми давру замонҳоро мемонанд:

Гумон барам, ки дар он рӯзгори тира чу шаб
Бихуфт чашми мурувват, бимурд модари ҷуд.
Зи сайри ҳафт ситора дар он дувоздаҳ бурҷ
Ба даҳ-дувоздаҳ сол андар ин диёру ҳудуд
Ҳазор шахси карим аз вуҷуд шуд ба адам,
Ки як карим намеояд аз адам ба вуҷуд!

Байти аввал мағзи матлабро ифода карда, ҳафт ситора дар байти дувум ҳафт сайёраро мефаҳмонад; дувоздаҳ бурҷ дувоздаҳ бурҷи фалакист, ки рамзи дувоздаҳ моҳи ҳар сол аст; адам дар байти охирин нестист; ҳосили мақсуди шоъир он аст, ки дигар дар дунё мурувvату саховат боқӣ намонда, даҳ-дувоздаҳ сол боз ҳол ҳамин аст, ки мисоли дигари асари рӯзгор ба афкори мардуми рӯзгор, аз ҷумла, суханвари замон, мебошад.

Ашъори ишқиро Абуалӣ Сино аз тору пуди латофату назокат мебофад, ки рубоъии зерин гувоҳи дурустии чунин даъвост:

Ай дил, ҳама ҷоми ошиқӣ нӯш чу гул,
Пайваста либоси ошиқӣ пӯш чу гул!
Чун шамъ забони оташин дорад ишқ,
Зинҳор мабош пунбадаргӯш чу гул!

Шеърҳои Шайхурраис миқдоран кам бошанд ҳам, дар таърихи назми форсу тоҷик мақоми арҷмандеро ишғол намуда, барои бисёриҳо сармашқи амал қарор гирифтаанд.

Бидуни шубҳа, Абӯалӣ ибни Сино аз доноёни бузургу мутафаккирони сутургест, ки бо асарҳои тиббию фалсафӣ ва адабии худ дар тӯли ҳазор соли гузашта дар кишварҳои зиёди Шарқу Ғарб шуҳрати бемонанд пайдо кардааст. Ӯ дар тиб олимест, ки таҷрибаи илми ҷаҳонии пеш аз худро ҷамъбаст намуда, барои ояндагон асарҳои арзандае ба ёдгор гузоштааст, ки шоҳроҳи минбаъдаи илмро муайян кардаанд. «Урҷуза фӣ-т-тиб» ва «Ал-қонун», ки дар таърихи илми тиб ҳамто надоранд, ҳанӯз дар асри ХП аз тарафи Ҷерарди Кремонӣ (1114— 1187) ба лотинӣ баргардонда шуда буданд, ки баъдҳо Андрӣ Алпагус таҳриру ислоҳаш намуд. Соли 1279 Натан-та-Меатӣ (Ҳамматӣ) «Ал-қонун»-ро ба яҳудӣ тарҷума кард. Баъд аз ихтироъи дастгоҳи чоп «Ал-қонун» ба забони лотинӣ нахустин бор соли 1473 дар Венесия ва соли 1491 дар Неапол нашр гардид. Дар асри XV 15 бор ва дар асри XVI зиёда аз 20 маротиба чоп шуд. Аз ҷиҳати миқдори чоп «Ал-қонун» бо китоби муқаддаси масеҳиён «Библия» баробар меомад. Мукаммалтарин тарҷумаи лотинии «Ал-қонун» ба қалами Плембий мутаъаллиқ аст, ки соли 1658 дар Лвов чоп шудааст. Матни аслии арабии он соли 1593 дар Рим (Итолиё) нашр шуд. Дар як расми кандакории асрҳои миёна, ки дар Аврупо кашида шудааст, Ибни Сино тоҷ бар сар ва дар ду паҳлӯяш Буқроту Ҷолинус акс ёфтаанд. «Ал-қонун» ба бисёр забонҳои дигари ҷаҳони мутамаддин гаштаю баргашта тарҷумаву нашр шудааст. Онро Данте, Леонардо да Винчи, Кант, Везалий хонда, аз он иқтибосҳо овардаанд. «Ал-қонун» дар тӯли асрҳо китоби рӯйимизии табибони олам буда, ҳоло ҳам аҳамияти илмии худро гум накардааст.

Асари дигари аллома «Урҷуза фӣ-т-тиб» ба забонҳои лотинӣ, яҳудӣ, инглисӣ, фаронсавӣ, немисӣ, руминӣ, ӯзбакӣ, русӣ ва ғайра тярҷумаву чоп шудааст. Охирин тарҷумаи лотинии асар аз ҷониби Антоннус Деузингиус соли 1649 дар Нидерланд нашр шуда буд.

Асарҳои оламшумули алломаи беназири тоҷик Абӯалӣ ибни Сино то ҳоло гаштаву баргашта ба забонҳои гуногуни олам тарҷумаву чоп мешаванд.

Нақши Шайхурраис дар таърихи фалсафаи ҷаҳон чунон бузург аст, ки баъд аз Арасту (384— 322 пеш аз мелод), мувофиқи эътирофи умум, касе дар олами фалсафа монанди ӯ пайдо нашудааст. Олимони соҳа дар Шарқу Ғарб, минҷумла, Ибни Рушд, Умари Хайём, Муҳаммади Ҷурҷонӣ, Насириддини Тӯсӣ, Қутбиддини Шерозӣ, Ҷалолиддини Даввонӣ ва дигарон ба таълимоти фалсафии ӯ пайравӣ кардаанд. Сичери Брабантӣ (асри ХШ) асосҳои таълимоти худро аз асарҳои фалсафии Ибни Сино гирифтааст. Ҳанӯз соли 1593 дар Рим тарҷумаи лотинии «Наҷот» чоп шуда буд. Соли 1951 хонум А. Гвашеи онро ба фаронсавӣ баргардондаву мунташир сохт.

Асарҳои адабии Ибни Сино низ ба бисёр забонҳо тарҷумаву нашр шудаанд.

Аз замони зиндагии Абӯалӣ Сино сар карда, мухолифини зиёди ғоявиаш алайҳи вай ҳамла мекарданд, ки донишмандони бузурге чун Имом Ғазолӣ, Фахриддини Розӣ, Хусрави Деҳлавӣ, Абдураҳмони Ҷомӣ, Фомаи Аквинӣ ва амсоли инҳо дар он қабил буда, гувоҳ аз бузургии бениҳояти ҷаҳони андешаву бархӯрди Абӯалӣ ибни Сино медиҳад. Аксу минётурҳои

зиёде, ки дар мамлакатҳои мусулмонӣ ва кишварҳои ғарбӣ роҷеъ ба Ибни Сино кашида шудаанд, аз шуҳрати волои ҷаҳонӣ ва муҳаббати беолойиши ҳамагонӣ ба ин нобиғамарди оламшумул дарак медиҳанд.

Дар Тоҷикистону Эрон аз хусуси ҷараёни зиндагии аллома филму намоишномаҳои зиёд офарида шуда, ашъори ӯ ҳамеша дар оҳангҳои халқиву «Шашмақом» суруда мешаванд. Соли 1954 бо Қарори Шӯрои умумиҷаҳонии сулҳ, аз рӯйи солшумории ҳиҷрӣ, ва соли 1980 бо Қарори ЮНЕСКО мутобиқи тақвими масеҳӣ, дар тамоми дунё ҷашни 1000-солагии зодрӯзи Абӯалӣ ибни Сино таҷлил гардида, даҳҳо кӯчаву хиёбон, мактабу омӯзишгоҳу донишкада, корхонаву бунгоҳи нашру табъ дар Тоҷикистону Эрон, Афғонистону Ӯзбакистон, Туркияву Покистон ва кишварҳои дигар ба номи Абӯалӣ ибни Сино гузошта шуданд. Дар Душанбеву Бухоро ҳайкалҳои биринҷии алломаи беҳамто чун нишони ҳашамату абадият қадафроз гаштанд, ки ному мақомашро зинда медоранд.

## ВАЗЪИ АДАБӢ

Аҷдоди халқи тоҷик дар давоми тамоми 200 соли ҳукмронии араб ҳеҷ гоҳ аз идомати фаъолияти илмию адабӣ даст накашидаанд. Дар аввал адибони эронинажод на фақат дар марказҳои хилофат, балки дар саросари Эрону Хуросону Варорӯд ба забони арабӣ эҷод мекарданд.[50]

Мардуми эронинажод аз қадимтарин аҳолии кураи арз буда, дар ибтидо аз Ҳиндукуш то соҳилҳои Дон, аз баҳри Хазар то Даҷлаву Фурот ва дар Машриқ то Исфиҷобу Халлух сукунат варзида, бохтариҳо, хоразмиён, суғдиҳо, форсҳо, сакоиҳо, скифҳо, сарматҳо, тахориён ва қавмҳои дигари эронинажод дар сарзаминҳои нопайдоканоре зиста, ба забонҳои ба ҳам наздик такаллум мекардаанд. Ин мардумон, ки аз ибтидо бо Бобулу Миср, Ҳинду Чин, Юнону Рум, баъдҳо бо Риму Арабу Турк робитаҳои фарҳангӣ доштанд, адабиёти ғании шифоҳиву хаттие ба вуҷуд оварда буданд, ки то имрӯз машҳури оламиён аст. Аммо эҷодкорони асосии ин адабиёти ҷаҳоншумул, ки дар бунёди он халқҳову қавмҳои зиёде саҳм гузоштаанд, тоҷикон, яъне

50. **Муҳаммади Авфӣ.** Лубоб-ул-албоб, ҷ. 2, Лейдан, 1903, саҳ. 3-27; **Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ**, Душанбе, 1958, аз саҳ. 11 то охир.

эрониёни шарқӣ, ва форсҳо, яъне эрониёни ғарбӣ, мебошанд. Аз ин ҷиҳат, адабиёти форсизабони асрҳои IX—XУ-ро бисёриҳо (С. Нафисӣ, С. Айнӣ, П. Н. Хонларӣ, Е. Э. Бертелс, Ян Рипка ва дигарон) барҳақ адабиёти форсу тоҷик меноманд. Таърих гувоҳ аст, ки адабиёти форсу тоҷик аз қадимтарин ва ғанитарин адабиёти дунёст, ки аз ривоятҳо, устураҳо, мифҳо, қиссаҳо, достонҳо, сурудҳо, чомаҳо, таронаҳо, чакомаҳо, дубайтиҳо, афсонаҳо, латифаҳо, масалҳо, мақолу зарбулмасалҳо ва амсоли инҳо саршор буд. Афсонаи «Гӯрзод», ки баъдҳо чун «Ғайбзод» ва сипас бо номи «Гӯрӯғлӣ» машҳур гардидааст, устураҳо, сурудҳои меҳнатию маросимӣ ва ғайра пиндори мардумро дар бораи бахту саодат ва орзуву омоли эронинажодон ифода намуда, дар онҳо тасаввуроти мардум оид ба ашёи

атроф, ҳодисаҳои табиат, обу замин, борону абр, раъду барқ, кайҳону коинот, дарду дармон, ҳаёту марг, зиндагии он дунё ва монанди инҳо инъикос ёфтаанд.

Ин қабил гуфтаҳо аз даҳон ба даҳон гузашта, дар ёди синаҳо маҳфуз мемонданд.

Нақлу ривоятҳои ниёгон роҷеъ ба офаридгори пок Яздон, Аҳурамаздо, Ардависура, Анаҳито, Митра (Меҳр, Хуршед), Ангнӣ (Огонь, Оташ), Моҳ ва амсоли инҳо ақоиду эътиқодот ва ҷаҳонфаҳмии эрониҳоро тавҷеҳ медиҳанд. Устураҳо доир ба нахустин инсони рӯйи замин Каюмарс, пайдоиши аввалин ҷуфти одамӣ (Майа ва Машйонак), қиссаҳо оид ба подшоҳони одилу халқпарвар Ҳушанг, Ҷамшед ва Фаридун, достонҳои қаҳрамонии пешвоёни халқ Рустаму Коваи оҳангар, фоҷиаҳои дилхароши саргузашти Суҳробу Сиёвуш, даъвати пайғамбарон Гаршосп, Зардушт, Монӣ ва Маздак, ки ҳама ба тарзи худ чун намояндаҳои нерӯҳои Некӣ ва Рӯшноӣ амал карда, ба муқобили қувваҳои Бадӣ ва Зулмат, ки тимсоли хулқи ношоянд, Аҳриман, Дурӯғ, Арҷосп, Афросиёби гунаҳгори марг, Заҳҳоки морон, ки ҳамеша ба мағзи сари инсон, ки рамзи хираду дониш аст, таҳдид мекунад, алайҳи шоҳони золиму хунхор, ғоратгарону истилогарони аҷнабӣ, саҳронишинони роҳзан, деву аҷинаи хаёлӣ, ҷодугарону соҳирон ва ғайра мубориза бурда, дар ниҳояти кор пирӯз мегардиданд. Ривоятҳо дар бораи Симурғу Самандар хеле дилангезанд. Намунаҳои беҳтарини адабиёти шифоҳӣ (фолклор) ба адабиёти хаттӣ гузашта, бунёду бунлодвор адабиёти форсиро чун яке аз ғанитарин адабиёти олам ба вуҷуд овардаанд.

Намунаҳои қадимтарини адабиёти бостонии форсу тоҷик дар ҳазорсолаи дувуми қабл аз мелод арзи вуҷуд намуда, «Готҳо»-и «Авасто» ҳанӯз дар асрҳои ХП—Х-и қабл аз мелод эҷод гардидаанд, ки фарогири андешаҳои пайғамбари эронинажодон Зардушт мебошанд. «Корномаи Доро» ва «Аёткори Зарирон» (асри V қабл аз мелод), «Зариаф ва Одатида» (асри IV қабл аз мелод), «Корномаки Артахшери Попакон» (асри VI), ки саргузашти асосгузори хонадони Сосонӣ Ардашери Бобакон (224- 241) аст, «Аржанг»-и Монӣ (215—276), «Пандномаки Анӯшакравон» (асри VI), таҳриру тадвини чандинкаратаи «Худойномак», асари суғдии «Достони Рустам» (асри VII) ва ғайраҳо намунаҳои барҷастаи адабиёти Эрони бостон ва мардуми тоҷик мебошанд, ки дар онҳо набарди ҳамешагии ду мабдаъи зидди якдигар — Некӣ ва Бадӣ ва Рӯшноиву Торикӣ таҷассум ёфтааст.

Дар асри VI асарҳои зиёде аз ҳиндӣ («Калилаву Димна», «Синдбоднома»), юнонӣ (асли «Вомиқу Узро», «Саломону Абсол»), лотинӣ ва ғайра дар Тайсафун, Гунди Шопур, Балх, Ҳирот, Марв, Самарқанл, Суғд ва ғайра ба паҳлавиву суғдӣ баргардонида шуда буданд. «Ҳазор афсона», ки аслан манбаъи форсӣ дошт, ҳанӯз пеш аз истилои араб мураттаб гардида, дар асри IX ба забони арабӣ тарҷума шуда, баъдҳо бо номи «Ҳазору як шаб» дар саросари ҷаҳон машҳур гашт.

Эрону Хуросону Мовароуннаҳр дар тӯли се асри аввали ислом макони ривоҷи динҳои мухталиф буда, дар ин кишварҳо дини ислом, ойини

зардуштӣ, кеши монавӣ, мазҳаби исавӣ, маслаки яҳудӣ ва дар баъзе ҷойҳо, ҳатто, таълимоти буддоӣ ва эътиқодоти ҳиндӣ амал мекард. Барои нашри афкору тарғиби ақоиди худ мубаллиғини ин адёну мазоҳиб забонҳои арабӣ, паҳлавӣ, сурёнӣ, санскрит ва ғайраро ба кор мебурданд. Дабистону дабиристонҳо, мадрасаву масҷидҳо, оташкадаву дайру китобхона ва амсоли инҳо чун конунҳои баҳсу ташвиқи андеша ва марказҳои эҷодӣ шинохта шуда буданд. Аксари китобҳои паҳлавӣ баъдан, дар асрҳои УШ—IХ, ба арабӣ нақлу баргардон шудаанд.

Фотиҳони араб бо тамоми ҳастӣ кӯшише ба харҷ додаанд, ки забону фарҳанги эрониро билкул аз рӯйи замин бардоранд. Ва бо ин нийят дар сарзамини тоҷикону кулли эрониён расман хатту алифбои арабӣ ва забони тозиро ҷорӣ намуданд. Баробари густариш пазируфтани ислом дар Мовароуннаҳру Хуросон аксари ривоятҳои Қуръон дар бораи хилқати Оламу Одам, киштии Нӯҳ, қиссаҳои Юсуфу Сулаймон, Асҳоби каҳф, масалҳои арабӣ роҷеъ ба ҳашароту паррандаҳо ва ҳайвонот, мурғи Қакнус (Феникс), биҳишту дӯзаху миъроҷ ва ғайра ба фолклору адабиёти китобии форсу тоҷик ворид шуда, дар қатори дигар унсурҳои адабиёти Эрони бостон қарор фаро гирифтанд.

Бале, дар давоми 200 соли ҳукумати араб мардумони эронӣ ҳеҷ гоҳ аз идомату тарвиҷи фаъолияти илмии худ бознаистодаанд. Мардуми маҳаллӣ дар вилоятҳои гуногун ба лаҳҷаҳои суғдӣ, хоразмӣ, тахорӣ, табарӣ, курдӣ, озарӣ, розӣ, кирмонӣ, лурӣ, форсӣ (ноҳияи Форс), форсии дарӣ ва ғайраҳо асар меофариданд. Таълиф ба забони паҳлавӣ давом дошта, дар асри IХ хеле авҷ гирифт. Лекин аксари нависандаҳо ба забони адабии умумӣ, яъне форсӣ, сухан рондаву асар менавиштанд. Аввалин уламову удабои форсигӯй Абӯмуҳаммади Балъамӣ, Абӯмансури Дақиқӣ, Абулқосими Фирдавсӣ ва Носири Хусрав забони осори худро «форсӣ», «порсӣ», «форсии дарӣ», «дарӣ» номидаанд, аммо мардуми кишвари бекарони ориёӣ ба лаҳҷаҳои зиёди маҳаллӣ таронаву бадеҳа суруда, қиссаву афсона мегуфтааст. Роҷеъ ба зуҳури вожаи «дарӣ» фикру андешаҳои мухталиф вуҷуд доранд, аммо мо бар он ҳастем, ки «дарӣ» бо калимаи «дарбор», ки мушаввиқу мураввиқи забони адабии китобӣ буд, беалоқа нест. Бо ин ҳама, қабл аз сабзишу густариши адабиёти вижаи форсизабон адабиёти ғании арабизабони мардуми эрониюласл арзи вуҷуд кард, ки шомилу шолудаи пиндори неки соҳибонаш будааст.

## АДАБИЁТИ АРАБИЗАБОН

Соли 81ҳиҷрӣ/700 милодӣ дар тамоми қаламрави «хилофати рошидин», ки аллакай аз ҳудуди кишварҳои арабинишин берун баромада, мамолики мутаъаддидаи гуногунзабонро фаро мегирифт, арабӣ забони давлатӣ эълон гардида, коргузорӣ дар ин забон амалӣ мешуд. Аз соли 742 дар Хуросону Мовароуннаҳр низ донистани забони арабӣ барои маъмурони давлатӣ ҳатмиву маҷбурӣ буд. Забони аҳкоми дину қонунгузорӣ кайҳо арабӣ шуда буд. Ин ҳолат боис шуд, ки адабиёти мардумони эронинажод дар тӯли қариб

200 соли тасаллути араб асосан ба забони арабӣ иншо гардад. Аммо саҳми шоистаи эрониҳо дар инкишофи адабиёт, илм, фалсафа ва, умуман, фарҳанги арабизабон аз он иборат буд, ки онҳо дар бунёди тамаддуни умумиарабӣ на фақат қишри соф эрониро ба вуҷуд оварданд, балки асарҳои зиёди юнонӣ, ҳиндӣ ва Эрони бостонро ба забони арабӣ баргардонида, заминаи мустаҳками насру фалсафаи арабро ба миён оварданд. Асарҳои мутаъаддид ва басе судманди илмии эронизодагон Абдуллоҳ ибни Ал-Муқаффаъ (724-759), Абдулҳомид ал-Котиб (ваф. 750), Ал-Хоразмӣ (780-847), Ибни Хурдодбеҳ (820- такр. 912), Табарӣ (ваф. 923), Абӯнасри Форобӣ (870-950), Саъолабӣ (961-1038), Абӯрайҳони Берунӣ (973-1046), Абӯалӣ ибни Сино (980-1037) ва дигарон ҳама ба арабист. Аммо шоъирони эронинажод Башшор ибни Бурд (741-784), Абӯнувос (762-813), шоъири суғдӣ Ал-Хураймӣ, Ибни Румӣ (836—896) ва дигарон асарҳои соф арабӣ навиштаанд. Қариб ҳамаи ашхоси номбаршуда пайравону ҳаводорон ва ё некбинони фирқаҳои шуъубия ва ихвонуссафо буда, нийяти онро доштаанд, ки аз байни мусулмонҳо тафриқаи нажодиву нобаробарии қавмиро бардошта, бар зидди насабпарастӣ мубориза баранд, дини муҳаммадиро бо фалсафаи юнонӣ омезиш дода, ақидаи мусулмониро аз хурофоти хушк барӣ созанд.

Нахустин эронеписаре, ки дар такомулу таҳаввули адабиёти араб саҳми арзанда гузошт, Абдуллоҳ ибни Муқаффаъ буд, ки аслан Рӯзбеҳи писари Додбеҳ ном дошт. Вай дар қасабаи Ҷӯри Фирӯзобод аз хонадони зардуштӣ ба дунё омада, назди падар забони паҳлавӣ ва ойини зардуштӣ омӯхта, сипас дар Басра забони арабиро аз худ кард. Аз 20-солагӣ ба тарҷумаву тадвини осори паҳлавӣ ба арабӣ машғул буд. «Худойнома», «Ойинномa», «Маздакнома», «Китоб-ут-тоҷ» ва «Калилаву Димна»-ро, ки баъдҳо оламгир шуд, Ибни Муқаффаъ аз паҳлавӣ ба арабӣ гардондааст. «Рисолат-ус-саҳоба» дар ойнни кишвардорӣ, «Ал-адаб-ул-кабир» дар сиёсату одоби муоширaт, «Ал-адаб-ус-сағир» дар ахлоқ ва ғайраҳо ба қалами Ибни Муқаффаъ таъаллуқ доранд. Осори Ибни Муқаффаъ дар ҷазобату балоғат мумтоз буда, сабку услубаш муддатҳо сармашқи эҷоди нависандагони араб ба шумор мерафт. Абдуллоҳ ибни Муқаффаъ аз қаҳрамонтарин намояндагони шуъубия буд. ки ифтихори эрониёнро васф менамуд, падидаҳои бикри тамаддуну одоби эрониро тарғиб мекард. Оқибат, ӯро душманони ғоявиаш бо шиканҷаҳо ба қатл расониданд.

Аносири фарҳангу тафаккури эронӣ ба адабиёти арабӣ, ки минбаъда марбути халқҳои зиёде гардида буд, ҷилои тозае бахшида, ба вижа баъди аз ҳокимият маҳрум гардидани Банӣ Умийя (661—750) ва ба сари қудрат омадани Аббосиён (750—1258) эрониён насру назми арабиро бо маъонии дақиқу муҳтавои тоза ғанӣ гардонда, унсурҳои тамаддуну афкори эронинажодони шаҳрнишинро ба одоту афкори бадавиёни саҳрогард ворид оварданд ва зикри ифтихори эрониро дар адаби арабӣ равнақ бахшиданд.

Аз ҷумлаи қадимтарин шоъирони эронинажод, ки шеъри арабӣ сурудааст, зодаи Исфаҳон Зиёд ал-Аҷам буд, ки дар Хуросон мезист. Дар тафохур аз насаби эронии худ беш аз ҳама Башшор ибни Бурд пешдастӣ

дошт, ки аз шоҳзодагони Тахористон буда, дар ашъораш далерию қаҳрамонӣ ва муқаддасоти аҷдоди эронии худро сурудаву ситуда, арабҳоро наҳ задаву мазоҳ мекард, канизакону муғаннияҳо ва занҳои кӯчагиро васф менамуд, худро зиндиқа меномид, дар тасвири шаробу майгусорӣ бо иғроқ сухан меронд, дар ҳаҷви бодиянишинҳо аз бадгӯйӣ ибо намекард, аммо ташбеҳоту истиораҳои равшан ва мазмунҳои ҳикматомезаш аз камоли шоъирии ӯ дарак медоданд.

Шоъири дигари эронӣ, ки зодаи Хузистон буд, Абӯнувос Ҳасан ибни Ҳонӣ мебошад, ки дар Басра илми адаб, тиб ва нуҷумро омӯхта, баъд дар Кӯфа, Миср ва Бағдод зист ихтиёр мекунад. Девони Абӯнувос шомили 12 ҳазор байт аст. Қасоиди хамрияву тардия ва ахлоқии ин шоъири озодфикр иштиҳор ёфта, ғазалҳойи нозук, марсияҳо, ҳаҷвияҳо, муноҷот ва муламмаъоти ӯ, ки дар онҳо калимаҳои арабӣ ва вожаҳои форсиро ба ҳам омехта, ба шеър ҳусну тобиши нав медод, эътироф шудаанд. Тасвири ангур, сохтани шароб ва базмҳои риндона дар ашъори Абӯнувос хеле нишотбахшанд. Тасвири ашхоси таърихӣ, маъишати эронӣ, тавсифи расму ойини миллӣ, корбасти унсурҳои фолклор ва анъанаҳои зардуштӣ дар ашъори Абӯнувос зиёд ба назар мерасанд, ки ҳамаи инро дар адабиётшиносии араб «форсиёт» гуфтаанд.

Шоъири эронӣ Абулатоҳия Исмоил ибни Қосим (ваф. 211 ҳ. / 826 м.) дар мадҳу ғазалу ваъз моҳир буда, Абон ибни Абдулҳамид ибн- ал-Ақақ, ки «Калилаву Димна», «Билӯҳару Бузосӯф», «Синдбоднома» ва «Китоби Маздак»-ро, ки қаблан ба арабӣ гардонда шуда буданд, ба риштаи назми арабӣ кашидааст, аз эронинажодони дигари замон буд.

Адиби дигаре, ки рӯҳи эрониро дар шеъри арабӣ пурқувват намуд, Ибн-ар-Румӣ (836—896) аст, ки падараш юнонӣ буду модараш эронӣ. Вай ҳаҷв менавишт. Дар асарҳои назму насри Ибни Румӣ, хусусан дар қасидаҳо, ҳаҷвияҳо, марсияҳо ва ашъори ишқиаш маъниҳои бикр фаровон буда, нафрати ӯ нисбат ба амирону вазирон ва амалдорони араб ошкоро баён мегардид. Васфи табиати зинда аз беҳтарин нигораҳои Ибни Румист.

Баъди чараёни мустақил гирифтани адабиёти форсии тоҷикӣ ба забони модарӣ низ то муддате ба баъд дар Эрону Хуросону Мовароуннаҳр адабиёти арабизабон идома намуда, шоъироне пайдо шуданд, ки ҳам ба арабиву ҳам ба форсӣ шеър мегуфтанд. Аз 415 шоъире, ки дар тазкираи Саъолабӣ «Ятимат-уд-даҳр» оварда мешавад, 124 нафарашон дар замони ҳукумати Сомониён (875-999) ва ибтидои асри XI масеҳӣ дар Хуросону Мовароуннаҳр зиста, ё танҳо ба арабӣ ва ё ба ду забон — арабиву форсӣ эҷод мекардаанд.[51]

Ҳамчунин, дар қаламрави Оли Бувайҳ (Бӯя) ва Оли Зиёр адабиёт асосан ба забони арабӣ эҷод шуда, адабиёти форсӣ дар он қаламравҳо баъдтар, аз ибтидои асри XI, ба вуҷуд омад. Муосирони Рӯдакӣ — шоъирон Муродӣ, Мусъабӣ, Матронии Шошӣ, Ҳусайн ибни Алии Марврудӣ (ваф. 930), Абӯшакури Балхӣ (соли тав. 915), Абӯсулаймон ал-Хаттобӣ (931—996), Абӯбакр ал-Хоразмӣ (935—993), Абӯалӣ ал-Искофӣ (ваф. такр. 955), Абулҳасани Оғоҷӣ, ки дар аҳди Нӯҳ ибни Мансур (977—997) мезист, ва

Абӯҳатими Варроқ шоъирони зуллисонайн буда, дар инкишофи шеъри араб мақоми арҷманде доранд.

Абулфатҳи Бустӣ (971—1009)-ро махсус қайд кардан зарур аст, ки ба сифати котиби Сабуктегин ва писари ӯ Султон Маҳмуд (998—1030) хизмат мекард. Ӯ муаллифи девонҳои форсию арабӣ буда, қасоиду ҳикматҳояш хеле машҳуранд. Дар ашъори ишқии ӯ васфи маҳбуба, ғанимат донистани шодмониҳои зиндагӣ ва даъват ба хуш гузаронидани рӯзгор мақоми шомих дорад. Ҳаҷвиёти вай бар зидди ашхоси муайян, аз қабили ҳокимону амалдорон, нигаронида шуда, муфтхӯрону рибохоронро мазаммат менамояд. Дар ихвониёти ӯ, ки васфи бародарист, раҳму шафқат, дӯстиву садоқат, афву пӯзиш ва паҳлӯҳои дигари ахлоқи ҳамида тараннум меёбад. Абулфатҳи Бустӣ баъзе шеърҳои Дақиқӣ ва достони «Офариннома»-и Абӯшакури Балхиро аз форсӣ ба арабӣ тарҷума ҳам карда будааст.

Ибн-ал-Амид (300—360 ҳ./912—970 м.), ки «Китоби девон-ар-расоил», «Китоб-ал-хулқи ва-л-халқ» ва «Девон фӣ-л-луғат»-аш машҳур буданд, ба сифати вазири Оли Бувайҳ ва пуштибони фарҳангу адаби эрониён эътироф гардида, асарҳояш намунаи беҳтарини насри арабии замонаш ба шумор мерафтаанд ва бисёр иборaҳои ӯ чун зарбулмасал дар байни халқ паҳн шудааст. Ашъори ишқӣ ва фалсафии ӯ камбортар буда, бо самимияту ҳарорати табиъӣ суруда шуда, бо саноеъи баланди шеърӣ зебу оро ёфтаанд. Мутанаббӣ дар ҳаққи ӯ мегӯяд:

Шеъри ӯ тозию афкораш бибин:
Фалсафию ҷашнҳояш форсӣ![52]

---

51. **И. Абдуллоев.** Поэзия на арабском языке в Средней Азии и Хорасане в Х и начале XI веков, Ташкент, «Фан», 1984, стр. 40, 57.

52. **Адабиёти форсу тоҷик дар асрҳои XII —XIII**. Қисми якум, Душанбе, «Дониш», 1976, саҳ. 10.

Писари Ибн-ал-Асир —Зулкифоятайн дар шеъру шоъирӣ нисбат ба падараш истеъдоди қавитаре дошт. Вазири дигари Оли Бувайҳ - Соҳиб ибни Аббод (933-995), ки дар илмҳои забоншиносӣ ва адабу калом саромади аср буд, луғати 7-ҷилдаи забони арабиро тартиб дод, ки «Ал-Муҳит» ном дорад. «Расоил»-и ӯ соли 1947 дар Миср чоп шуданд.
Вай оид ба илми арӯз рисолае навишта, маҷмӯъаи аҳодиси набавиро мураттаб намуда буд.

Қасидаи бузургтарин шоъири аҳд Меҳёри Дайламӣ (ваф. 1037) дар ситоиши давлати Сосонӣ, ки дар он Иди Наврӯз васф мегардад, машҳуру маъруф аст. Девони ашъори ӯро дар чаҳор ҷилд гуфтаанд. Вай аввал кеши зардуштӣ дошта, баъд исломро пазируфт. Бадеъуззамони Хуросонӣ (967—1007) падидоварандаи жанри нави мақома дар адабиёти араб буда, дар «Мақомот»-у рисолаҳои худ санъати нигоришро ба ҳадди камол расонда, мақоманависиро, ки Ибни Дурайд оғоз намуда буд, равнақ дода, истифодаи саҷъро дар наср ҷорӣ кард. Мақома жанри адабӣ буда, ҳикояту латифа ва новеллаҳои хурд-хурди шадиднизоъро чунин унвон додаанд. Қаҳрамони мақомаҳо шахси айёрпешаи донову

ҳозирҷавобест, ки эътирози бенавоён ва мазлумонро нисбат ба зулму беадолатӣ, ҷаҳолату коҳилӣ ва худхоҳиву танпарастӣ таҷассум менамояд.

Бадеъуззамон аслан аз Ҳирот буда, дар бисёр шаҳрҳои Эрону Осиёи Миёна сайру саёҳат намуда, ниҳоят дар зодгоҳи худ оламро падруд гуфтааст. Мувофиқи ахбороти сарчашмаҳои адабию таърихӣ, ӯ беш аз 400 мақома таълиф карда будааст, ки алҳол 51-тои он боқист. Қаҳрамонони асосии мақомаҳои Бадеъуззамон, ки бо санъатҳои гуногуни лафзию маънавӣ, латифаю мутоябаҳои адабӣ, қитъаҳои шеърӣ, тобишҳои гуногуни калимаҳо, саҷъу амсоли инҳо музайян гардонида шудаанд, Исо ибни Ҳошими савдогар ва Абулфатҳи Искандарии дарвеш мебошанд. Онҳо бештар аз мақоми инсон, сарвату ҳокимият, маргу зиндагӣ, шарафу номус ва масъалаҳои дигари умдаи ахлоқу тарбия баҳсҳои фалсафӣ пайваста, ҳамеша Абулфатҳи Искандарӣ ғолиб меояд. Дар адабиёти араб суннати Бадеъуззамонро Ҳарирӣ (1054—1122) ва дар адабиёти форсӣ Ҳамидуддини Балхӣ (ваф. 1164) давом додаанд. «Гулистон»-и Саъдӣ низ то андозае дар ҳамин шева таълиф шуда, ин анъана баъдан асрҳо давом кард.

Бузургтарин донишманди тоҷике, ки дар инкишофу равнақи адабиёти арабизабони халқҳои эронинажод саҳми босазо гузоштааст, ҳамон Абӯали ибни Сино (980— 987)-ст, ки **зода ва парвардаи муҳити фарҳангии Бухоро буда, дар Хоразм, Рай, Гургон, Исфаҳон, Ҳамадон ва ғайра зиста, роҷеъ ба забону адабиёти араб як силсила асарҳо навиштааст**, ки муҳимтаринашон «Лисон-ул-араб», «Фанни шеър», қасидаҳои илмиву фалсафӣ ва рисолаҳои адабии мармуз, аз қабили «Рисолат-ут-тайр», «Ҳай ибни Яқзон» («Зиндаи писари Бедор»), «Саломону Абсол», «Қиссаи Юсуф» ва амсоли инҳост, ки аксар назари фалсафии мутафаккирро дар бораи инкишофи ҷисмониву маънавии инсон ифода менамоянд.

Суннати таълифи асарҳои бадеъӣ ба забони арабӣ дар қаламрави эрониҳо то худи асри XV идома дошт. Аз осори адибони минбаъда қасидаҳои арабии Саъдии Шерозӣ (1184—1292) ҷолиби таваҷҷӯҳ буда, қасидаи ӯ роҷеъ ба истилои Бағдод аз тарафи Ҳалоку, заволи хилофати Банӣ Аббос ва марсияи Ал-Мӯътасам-биллоҳ аз беҳтарин ашъори арабист. «Латойиф»-и арабизабони Убайди Зоконӣ (асри XIV) машҳур будаанд. Умуман, адабиёти арабизабони эронинажодон як бахши дурахшони кулли адабиёти араб аст.

## ТАШАККУЛИ АДАБИЁТИ ФОРСИИ ТОҶИКӢ

Асоси адабиёти навини тоҷик дар асрҳои IX—X гузошта шудааст. Дар охири асри VШ ва ибтидои асри IX шоъирони дузабонае ба камол расиданд, ки дар баробари шеъри арабӣ гоҳо ба форсии дарӣ низ қитъаҳо мегуфтанд. Дар он замон худшиносии мардуми эронӣ ба ҳадди баланде расида, кӯшиши аз нав зинда гардонидани забони паҳлавӣ ба назар мерасад. Маҳз дар асрҳои 8—9 мелодӣ доир ба офариниши дунё, мавҷудоти олам, таъриху эътиқодоти мазҳабӣ, ривоятҳои динӣ, достонҳои асотирии «Бундаҳишн», «Динкард», ки қомуси мазҳаби зардуштист, «Меноки хирад», оид ба шатранҷ «Мотикони чатранг» ва як силсила асарҳои дигари муҳим ба вуҷуд омаданд. Аммо, ба

сабаби хеле содда ва ба зиндагии навин номувофиқ будан, ойини зардуштӣ натавонист аз нав эҳё гардад.

Маълумоте мавҷуданд, ки ҳанӯз дар қарнҳои панҷу шаши милодӣ шеъри форсӣ вуҷуд доштааст. Мегӯянд, ки аз вайронаҳои Қасри Ширин, ки яқинан Ширини зани Хусрави Парвиз (590—628) аст, як байти форсии дарӣ пайдо шуда будааст, ки ин аст:

Ҳижабро, ба кайҳон анӯша бизӣ,
Ҷаҳонро ба дидор тӯша бизӣ!

Дар китобҳои тазкира ривоят карда мешавад, ки нахустин касе, ки ба форсӣ девони ашъор доштааст, Баҳроми Гӯр (420—437) будааст. Аз ӯ пори шеъри зеринро меоранд, ки мураккаб аз чаҳор мисраъ ё ду байт аст:

Манам он шери гала,
Манам он пили яла.
Номи ман Баҳроми Гӯр,
Куниятам Бӯҷабала!

ва ё ду мисраъ ё як байт аст:

Манам он шери гала, манам он пили яла,
Номи ман Баҳроми Гӯр, куниятам Бӯҷабала!

Дар охири асри VIII ва ибтидои қарни IX аллакай шоъирони дузабонае ба камол расиданд, ки дар баробари шеъри арабӣ ба форсии дарӣ низ қитъаҳои манзум мегуфтанд. Яке аз аввалин шоъироне, ки аз у шеъри форсӣ мисол овардаанд, Язид ибни Муфарриғ (ваф. 688) буд, ки мисраъҳои зерин аз ӯст:

Об асту набиз аст,
Усороти забиб аст,
Сомия рӯсабид аст…

Яке аз аввалин порчаҳои манзуми тоҷикӣ ба қалами Абулянбағӣ (ваф. 824) таъаллуқ дорад, ки дар вазни шашҳиҷоӣ суруда шудааст:

Самарқанди кандманд,
Бад-инат кӣ афканд?!
Аз Чоч та биҳӣ,
Ҳамеша та хаҳӣ!

Яъне:

Самарқанди ободон,
Туро ба ин ҳол кӣ афканд?
Аз Шош ту беҳтарӣ,
Ҳамеша ту хубтарӣ!

Аз ин ҳам пештар аҳолии Балх гумоштаи истилогарони араб дар Хуросон Асад ибни Абдуллоро, ки соли 726 барои фурӯ нишондани шӯриши мардуми Хатлон рафта буду шикаст хӯрда баргашт, бо шеър ҳаҷв карда буданд, ки бачаҳо он шеъри ҳаҷвиро дар кӯчаҳои Балх мехондаанд:

Аз Хутталон омадийе,
Ба рӯ табоҳ омадийе,
Овора боз омадийе,
Хашанг низор омадийе…

Яъне:

Аз Хутталон омадиё,
Бо рӯйи сиёҳ омадиё,
Овора боз омадиё,
Шармандавор омадиё…

Ин қитъа нишон медиҳад, ки адабиёти тоҷик аз ибтидо бо набарду мубориза, зиндагии иҷтимоиву сиёсии халқ иртиботу қаробати ногусастанӣ дошта, чун ойинаи рӯзгор аз аввалин лаҳзаҳои мавҷудияташ дар зинда доштану ройиҷ сохтани расму одатҳои худӣ, тарғиби ахлоқу одоби воло, тасвири гузаштаи пурифтихор, хештаншиносӣ ва ҳимояти обу замини падарон аз аҷнабиҳо хизмати арзандаро ба ҷой овардааст.

Албатта, дар нуқоти гуногуни кишварҳои форсизабони қарнҳои IX - X намунаҳои гуногуни шеъри форсии тоҷикӣ падид оянд ҳам, маркази муқтадиру ҳақиқии шеъру адаби замони Сомониён ҳамон Бухоро ба шумор мерафт. Бухоро, ки аз соли 892 бо сайъи Исмоили Сомонӣ пойтахти Сомониён қарор гирифта буд, дар охири асри IX - ибтидои асри X ба маркази бузурги илмию адабии мамлакат табдил ёфт. Дар дарбору берун аз он ҳам маҳфилу анҷуманҳои адабию илмӣ вуҷуд доштанд. Оид ба фалсафаи Юнони Қадим баҳсҳо барпо мешуд. Базмҳои созу суруд ва ҷамъомадҳои тараб марсум буданд.

Бо вуҷуди ин, дар он замон дар қаламрави Сомониён гармтар аз ҳама конуни адабиёт гардон буда, дар пойтахту шаҳру вилоятҳо адибони зиёде асар менавиштанд. Дар ибтидои давр устоди тарбиятгари шоъирону пешвои тамоми адибони замон Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ва дар охири он суханвари ҷаҳонӣ Абулқосими Фирдавсӣ зиндагиву эҷод мекарданд. Абӯлии Сино низ аз нобиғаҳои парвардаи ҳамин аср буд.

Алҳол зиёда аз 70 нафар адибони муосири Рӯдакӣ маълуманд. Шаҳиди Балхӣ аз дӯстону ҳамкорони Рӯдакӣ буда, ба ду забон-арабию тоҷикӣ шеър мегуфт. Бо олими машҳури соҳаи фалсафа Закариёи Розӣ (ваф. 925) дар

масъалаҳои гуногуни илмӣ баҳсҳову мунозираҳо пайваста, фикрҳояшро дар шакли рисола менавишт. Хаттоти пурҳунаре ҳам буд. Рӯдакӣ ба устодии Муродӣ ва Фароловӣ қоил аст. Абӯшакури Балхӣ, Абулмуайяди Рабанҷонӣ, Кисойии Марвазӣ, Дақиқӣ, Абӯшуъайби Ҳаравӣ, Абӯҳайсами Гургонӣ, Тоҳири Чағонӣ, Мунҷики Тирмизӣ, Равнақии Бухорой, Сипеҳрии Мовароуннаҳрӣ, Аммораи Марвазӣ, Абулфатҳи Бустӣ, Майсарӣ ва дигарон намояндагони барҷастаи адабиёти давраи мавсуф мебошанд.

Аксарияти кулли онҳо дар Бухоро, Балх, Марв, Самарқанд, Чағониён, Тирмиз, Ҳирот, Сарахс, Гургон ва Нишопур барин шаҳрҳо ва музофоти Мовароуннаҳру Хуросон ба камол расида, бештаринашон дар Бухоро, ки дар аҳди Сомониён ба маркази бузурги илмиву адабӣ табдил ёфт, ҷамъ омада буданд. Дар замонаҳои баъдӣ кам ба назар мерасад, ки дар як аср ин қадар суханварони соҳибмақоме ба камол расида бошанд, ки аз тамоми осори онҳо табъи салиму истеъдоди фитрӣ ҳувайдо гардад.

Умуман, дар замони Сомониҳо ба равнақи адабиёт, хусусан ба сабзиши адабиёти дарборӣ ва эҳёи асотиру ҳамосаҳои таърихию қаҳрамонии гузашта, аҳамияти хос дода мешуд. Сарвари адибон, ки маликушшуаро, яъне подшоҳи шоъирон номида мешуд, ба корҳои адабӣ роҳбарӣ мекард. Нахустин маликушшуаро Устод Рӯдакӣ буд, ки на амир, балки халқ ин унвонро ба ӯ муносиб дониста буд.

Жанрҳои асосии адабиёти асри Х дар қолаби назму наср рехта шуда бошанд ҳам, назм дар адабиёти аср мавқеъи шойистатаре дошт. Аёнтараш, навъҳои асосии шеъри тоҷикӣ —маснавӣ, қасида, ғазал, рубоъӣ, дубайтӣ, қитъа, мусаммат ва ғайра дар ҳамин замон шакл гирифтаву инкишоф ёфта буданд. Ин навъҳои шеър аз рӯйи хусусиятҳои шаклӣ, яъне аз ҷиҳати ҳаҷм, тарзи қофиябандӣ ва қолаби вазн аз ҳамдигар фарқ мекарданд. Масалан, маснавӣ бо байтҳое, ки ҳар мисраъаш ҳамқофия аст, навишта мешавад. Рубоъӣ аз чаҳор мисраъ иборат буда, гоҳе ҳар чаҳор мисраъ ҳамқофия ва гоҳе мисраъи сеюм аз қофия озод мебошад. Қасидаю ғазал як хел қофия доранд: байти аввал ҳамқофия буда, баъдан мисраъҳои ҷуфт бо он дар қофия муттаҳид мешаванд. Қасида дарозу ғазал кӯтоҳ аст. Дар қитъа фақат мисраъҳои ҷуфт бо ҳамдигар як хел қофия доранд. Устоди кулли ҳамаи ин навъҳои шеърӣ ва пешвои адибони замон, бешак, Устод Рӯдакӣ буда, Дақиқӣ, Шаҳиди Балхӣ ва Кисоӣ низ дар чанд навъи шеърӣ маҳорати тамом доштаанд.

Қиссаю достонҳо дар қолаби маснавӣ навишта мешуданд. Достонҳои каҳрамонӣ, ҳамосавӣ (эпикӣ), ишқӣ ва ахлоқӣ ҳам дар ҳамин навъи назм эҷод гардидаанд. Ҳафт маснавии Рӯдакӣ, аз ҷумла «Калилаю Димна» ва «Синдбоднома», се маснавии Абӯшакури Балхӣ, ки яке аз онҳо «Офариннома» (соли таъл. 336/947) аст, «Шоҳнома»-ҳои манзум, «Юсуфу Зулайхо»-и Абулмуъайяди Балхӣ намунаҳои барҷастаи достонсаройӣ ва қиссапардозии замон мебошанд. Дар таркиби номи аксарияти онҳо омадани ҷузъи «нома» ба достон буданашон ишорат мекунад.

Маҳз дар асри Х аввалин достонҳое, ки мавзӯъашон илм аст, ба майдон омаданд, ки асосгузори ин навъ достон низ Устод Рӯдакӣ мебошад.

Маснавии ӯ «Даврони Офтоб» роҷеъ ба илми нуҷум (астрономия) будааст. Майсарӣ, чунон ки зикраш гузашт, «Донишнома»-и худро дар шакли маснавӣ навиштааст, ки тақрибан аз панҷ ҳазор байт иборат буда, мавзӯъаш тиб аст. Муаллиф тибро дар радифи ситорашиносӣ, ҳандаса (геометрия бо математика) ва фиқҳ (қонуншиносӣ) аз илмҳои зарурӣ шумурда, роҷеъ ба касалиҳо, аломати онҳо ва табобаташон басҳ мепайвандад.

Камолоти эҷодии Рӯдакӣ чун устоду сарвари адибон дар Бухоро дар ҳамин муҳит сурат гирифта, на танҳо дар ҳавзаи дарбор, балки дар байни халқу доираи гурӯҳҳои равшанфикри аҳли шаҳр низ шуҳрати тамом ёфта буд. Ин шуҳрату нуфузи шоъир хусусан дар пиронсолиш афзун гардид. Дар бораи пирӣ ва нотавонии худ Рӯдакӣ, аз ҷумла дар қасидаи «Модари май» ишораҳо дорад, вале ранҷу азобҳои ӯ дар ин айём бо кулфатҳои пирӣ маҳдуд намешуд. Синфи ҳукмрон дар таъкибу озори ӯ роҳи ифротро пеш гирифт. Ин сабаб дошт, зеро хонадони Сомонӣ, ки  дар аввали ҳукмронӣ ба пайравони мазҳабҳо, фирқаҳо, ҳатто динҳо бетараф буд, рафта-рафта дар ин ҷабҳа сиёсати худро дигар кард. Аз соли 919 сар карда дар қаламрави Сомониён таблиғоти қарматӣ чун ҷунбиши сиёсӣ ва наҳзати иҷтимоӣ пурзӯр гардид. Қарматиҳо гурӯҳи пурқуввати сиёсие буданд, ки дар асри IX пайдо шуда, деҳқонон, бодиянишинҳо ва аҳли ҳунар, хусусан онҳоеро, ки аз тартиботи мавҷуда, мазҳаби расмии ислом ва сиёсати нажодпарастонаи халифаҳои аббосӣ норозӣ буданд, муттаҳид мекарданд. Маънои қармат кӯтоҳ аст. Сабаби чунин ном гирифтани ҷараён дар он аст, ки асосгузори он Ҳамдон ибн-ал-Ашъас қаду пойҳои кӯтоҳ доштааст. Дар замони Сомониҳо қарматия ҳамчун ҳаракати халқӣ моҳияти зиддифеодалӣ дошта, бо фаъолияти роҳбари қарматиҳои Бухоро Муҳаммади Нахшабӣ, аз рӯйи баъзе хусусиятҳои озодихоҳӣ ва демократиаш, эътибор пайдо карда буд. Таъсири нуфузи он ба дараҷае буд, ки амирону вазирон ва шахсони дигари соҳибэътибор низ ба он майл мекарданд. Наср ибни Аҳмад ҳам ба онҳо таваҷҷӯҳ дошт. Аз тарафи дигар, дар охирҳои салтанати Наср ибни Аҳмад таассубу хурофоти мазҳабӣ авҷ гирифт. Бисёр одамони равшанфикр бо тӯҳмати қарматӣ будан ба ҷазоҳо гирифтор мешуданд. Рӯҳониёни ислому дарбориёни иртиҷоӣ ҳамаи мухолифони худро қарматӣ меномиданд, ба бединӣ айбдорашон мекарданд. Лашкариён бошанд, онҳоро мекуштанду ғорат мекарданд.

Низомулмулк, воқеан, ба гуноҳи қарматӣ аз тахт маъзул гардидани Насри II ва ба ҷояш амир баргузида шудани писари Нӯҳ ибни Мансурро муфассал нақл карда, таъкид менамояд, ки ин ҳодиса ба сабаби аз роҳи суннат барафтодан ва мазҳаби бад гирифтан, яъне таълимоти қарматиро аз Муҳаммади Нахшабӣ пазируфтани Насри II, рух додааст. Нӯҳ баробари ба тахт нишастан ба пойи падар банд баста, ӯро маҳбус мекунад. Пешвоёни ҳаракати қарматӣ (ботинӣ)-ро низ ба ҳабс мегирад. «Пас Ҳасану Маккоду Мансури Чағонӣ ва Ашъасро бад-он амр, ки ботинӣ шуда буданд, гардан бизаданду дар шаҳрҳо афтоданду ҳар киро аз эшон меёфтанд, мекуштанд... Ҳафт шабонрӯз дар Бухорову навоҳии ӯ мекуштанду мекуштанду ғорат мекарданд. Ва чунон шуд, ки  дар Мовароуннаҳру Хуросон яке аз эшон намонданд».[53]

Соли 1958, ба муносибати ҷашни 1100-солагии Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, маҷмӯъаи «Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ» ба табъ расид,[54] ки намунаҳои боқимондаи абёти 66 нафар шоъирони асрҳои IX — X-ро дар ҳаҷми 3291 байт (6582 мисраъ) фаро мегирад. Аз шоъироне, ки дар аҳди Саффориён (873—903) ва замони Тоҳириён (821—873) гузаштаанд, ба ғайр аз шеъри халқии Балхиён ва Абулянбағӣ, ки солҳои 170—187 ҳиҷрӣ (786—920) зинда будааст, 2 байти Маҳмуди Варроқ (ваф. 221/936), 4 байти Ҳанзалаи Бодғисӣ (ваф. 219/834), 19 байти Муҳаммад ибни Васиф, 5 байти Бассоми Курд, 3 байти Муҳаммад ибни Мухаллад, 4 байти Фирӯзи Машриқӣ (ваф. 283/987), 10 байти Абӯсалики Гургонӣ, 5 байти Масъуди Марвазӣ ва 2 байти Абӯҳафси Суғдӣ иқтибос оварда мешавад, ки пароканда бошанд ҳам, аз завқи салим, маҳорати бузург, анвоъи гуногуни шеърӣ ва санъати ғании ашъори қарни IX форсу тоҷик дарак медиҳанд.

**Ҳанзалаи Бодғисӣ** аз шоъирони соҳибдевони замони Тоҳириён буда (ваф. 219/834), Низомии Арӯзии Самарқандӣ ду байти ӯро далел оварда, таъсири зӯри панди онро қайд мекунад, ки одамонро ба мардӣ ва қаҳрамонӣ талқин менамояд:

---

**53. Низомулмулк.** Сиёсатнома, Теҳрон, 1310, саҳ. 167.
**54.Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ**, Душанбе, саҳ. 11-311.

Миҳтарӣ гар ба коми шер бувад,
Шав, хатар кун, зи коми шер биҷӯй
Ё бузургию иззу неъмату ҷоҳ,
Ё чу мардон-т марги рӯёрӯй!

Ду байти дигари Ҳанзала лирикӣ буда, исботи даъвоест, ки аз ибтидои пайдоиш як қисми муҳимми шеъри тоҷикиро ашъори ошиқона ва ғиноӣ ташкил мекардааст:

Ёрам сипанд агарчи бар оташ ҳамефиканд,
Аз баҳи чашм, то нарасад мар варо газанд,
Ӯро сипанду оташ н-ояд ҳаме ба кор
Бо рӯйи ҳамчу оташу бо холи чун сипанд!

**Бассоми Курд** ҳам мадеҳа гуфта, **Фирӯзи Машриқӣ** (ваф. 283/897) марсияву мадҳ суруда, **Масъуди Марвазӣ** маснавӣ навишта, таърихро дар он аз замони Каюмарс то охири салтанати Сосониён дарҷ намудааст. Масъуди Марвазӣ, ғайр аз маснавӣ, қасида ҳам менигоштааст, ки ин пора шеър аз он қабил аст:

Мухолифони ту мӯрон буданд, мор шуданд,
Баровар аз сари мӯрони моргашта димор!
Макун диранг аз ин бешу рӯзгор мабар,
Ки аждаҳо шавад, ар рӯзгор ёбад, мор!

**Муҳаммад ибни Баъис** (ваф. 850) аз нахустин шоъирони форсу тоҷик аст, ки ба тозӣ ва форсӣ шеър мегуфтааст, вале ягон байти форсии ӯ боқӣ намондааст. Зодаи Эрони ғарбист, ки ашъори форсии ӯро дар Мароға месароиданд. Дар сафи шӯришчиёни Бобак меразмид. Баъд ба муқобили Бобак мегузарад. Боз аз зулму ҷаври арабҳо ба танг омада, худ алайҳи халифа Ал-Мутаваккил қиём мекунад. Аммо, дар ниҳояти кор, шикаст хӯрда, ба даст меафтад ва ба қатл расонда мешавад. Муҳаммад ибни Баъис дар шуҷоъату ҷасорат вирди забонҳо буд.

**Муҳаммади Васиф.** Ҷойи таваллуду ҷараёни зиндагӣ ва дар куҷо касби камол карданаш маълум нест, вале, мувофиқи ахбори «Таърихи Систон», солҳо дабири хонадони Саффориён (873—900) буда, дар даргоҳи Яъқуб ибни Лайси Саффорӣ хизмат мекардааст. Вай аз нахустин шоъиронест, ки қасидаҳои форсӣ сурудааст. Аз гуфтори ӯ 23 байт то замони мо боқӣ мондааст. Абёти боқимондаи ӯ доир ба воқеъаҳои таърихии солҳои 251, 273, 296 ва 293 (865, 886, 900, 909 мелодӣ) баҳс мекунанд:

Ай амире, ки амирони ҷаҳон, хосаву ом,
Бандаву чокару мавлою сагеанду ғулом,
Азалӣ хатте дар лавҳ, ки мулке бидиҳад
Ба Абӯюсуфи Яъқуб ибн-ул Лайси Ҳумом.
Ба лагом омад Занбилу лате хӯрд ба линг,
Латра шуд лашкари Занбилу ҳабо гашт куном!

**Муҳаммад ибни Мухаллад** суханваре донишманду фозил, аз нахустин қасидасароёни форсу тоҷик буда, дар замони Саффориҳо зиндагӣ ба сар бурдааст. Зодгоҳаш Систон мебошад. Аз ӯ се байт боқист, ки дар васфи кишваркушоиҳои Яъқуб ибни Лайс суруда шудааст:

Ҷуз ту назод Ҳаввою Одам накишт,
Шерниҳодӣ ба дилу бар маништ!
Мӯъҷизи пайғамбари маккӣ туйӣ
Бо кунишу бо манишу бо гавишт!
Фахр кунад Аммор рӯзи бузург,
Гӯ ҳамонам ман, ки Яъқуб кишт!

**Абӯсалики Гургонӣ** аз шоъиронест, ки дар аҳди Саффориҳо зиндагӣ ба сар мебурд. Аз ашъори ӯ то имрӯз ҳамагӣ даҳ байт омада расидааст. Мутолиъаву баррасии ин даҳ байт гувоҳи он аст, ки шеъри форсу тоҷик то Абӯсалик ҳам бо қонуниятҳои устувор ва суннатҳои мустаҳкам ройиҷ будааст. Тавсифи маъшуқ, мадҳу панд мазомини онро ташкил мекард. Ӯ дар ситоиши ёр мегӯяд:

Дар ин замона буте нест аз ту некӯтар,
На бар ту, бар шамане, аз раҳӣ-т мушфиқтар!

Дар панду насиҳат мефармояд:

Хуни худро гар бирезӣ бар замин,
Биҳ, ки оби рӯй резӣ дар канор!
Бут парастидан биҳ аз мардумпараст,
Панд гиру кор банду гӯш дор!

**Алии Тирмизӣ.** Ҳамин қадараш маълум аст, ки мутафаккири сӯфимашраб ва шоъири асри IX буда, бо шеваи халқ рубоъӣ мегуфтааст, вале алҳол аз онҳо суроғе нест. Ба қавли Шайх Аттор, ӯро ҳакимулавлиё мегуфтаанд. Қабри ӯ имрӯз ҳам дар Тирмиз боқист. Аз аҳволу ашъори ӯ чизи дигаре маълум нест.

**Маҳмуди Варроқ** аз шоъирони замони Тоҳириён (821—873) буда, тақрибан соли 835 вафот кардааст. Аз ӯ ду байт боқӣ мондааст:

Нигорино, ба накди ҷон-т надҳам,
Гаронӣ дар баҳо, арзон-т надҳам!
Гирифтастам ба ҷон домони васлат,
Ниҳам  ҷон  аз кафу домон-т надҳам!

**Абӯҳафси Суғдӣ** Абӯҳафс ибни Аҳвас (ваф. 832) ном дошта,  ба қавле аз аввалин адибони форсу тоҷик будааст. Нисбати Суғдӣ бар он гувоҳ аст, ки аз шаҳрҳои бузурги Суғд аст. Ду байти аз ӯ боқимонда аз лиҳози шеваи гуфтор шаҳодат медиҳад, ки шояд аз Масчо ва ё Фалғар бошад. Таваҷҷӯҳ фармоед, шоъир кӯҳу даштро ба ҳам чӣ гуна муқобил гузошта, ҳоли ғизоли кӯҳии дар дашт танҳомондаро чӣ гуна зиндаву равшан ба ҳалқаи тасвир мекашад, ки гӯё нусхаи ҳоли худи шоъир бошад:

Оҳуи кӯҳӣ дар дашт чӣ гуна давадо?!
Ӯ надорад ёр, бе ёр чӣ гуна бувадо?!

Байти дигаре, ки ба номи Абӯҳафс маълум аст, ин аст:

Бӯсу назарам ҷамол бошад бо ёр,
Ин фатво гирифтаам аз гаргар.

Абӯҳафсро Абӯнасри Фороби ва Шамси Қайси Розӣ мухтареъи сози шоҳрӯд медонанд. Вай, ҳамчунин, китоби луғате таълиф карда будааст бо номи «Фарҳанги Абӯҳафс» ва ё «Рисолаи Абӯҳафс», ки аз байн рафтааст.

**Абулаббоси Марвазӣ,** ба гуфти Ризоқулихони Ҳидоят дар тазкираи «Маҷмаъ-ул-фусаҳо», дувумин шоъирест, ки ба форсӣ шеър гуфтааст. Соли 809, вақте ки халифаи араб Абдуллоҳи Маъмун (786—833) ба Марв меояд, ӯ дар ситоиши вай мадҳия гуфта будааст. Аз эҷодиёти Абулаббоси Марвазӣ имрӯз чаҳор байт моро дастрас аст, ки ин аст:

Ай расонида ба давлат фарқи худ ба Фарқадайн,
Густоронида ба фазлу ҷуд дар олам ядайн!
Мар хилофатро ту шоиста, чу мардум дидаро,
Дини Яздонро ту боиста, чу рухро ҳар ду ъайн!
Кас бад-ин минвол пеш аз ман чунин шеъре нагуфт,
Мар забони порсиро ҳаст то ин навъ байн!
Лек аз он гуфтам ман ин мидҳат туро, то ин луғат
Гирад аз мадҳу санои ҳазрати ту зебу зайн!

Аз шеваи гуфтори Абулаббоси Марвазӣ чунин бармеояд, ки худи ӯ мӯътакид аст, ки нахустин дафъа мадҳияи форсӣ сурудааст ва умедвор аст, ки минбаъда забони форсӣ мисли арабӣ барои сурудани мадҳия ба кор равад.

**Абӯлъалои Шуштарӣ.** Дар «Луғати Фурс» ва «Тарҷумон-ул-балоғат» аз ӯ намунаҳо оварда мешавад. Манучеҳрӣ низ ӯро дар қатори адибони машҳури аҳди Оли Сомон ном мебарад. Инак 19 байти ӯ дастрас аст ва рисолае дар илми арӯз низ доштааст, ки ҳоло дастрас нест. Абӯлъало шеърро пухта мегуфтааст, мисли он ки шаробро васф кардааст:

Биёвар, он гувоҳӣ диҳад зи ҷон, ки ман
Чаҳор гавҳарам андар чаҳор ҷой мудом!
Зумуррад андар токам, ақиқ андар ғужб,
Суҳайл андар хум, офтобам андар ҷом!

Маълум мешавад, ки ҳанӯз дар ибтидои асри IX назми ишқӣ, мадҳ, ҳаҷв ва панд дар шеъри форсӣ маъмул будааст. Назми қарни IX, бо вуҷуди ин, аз сабаби носуфтагии забон, камии миқдор ва авомона будани бадеъияташ, ба дурахши назми асри X тоб наёварда, дар партави он ба назарҳо ночиз намуд. Ба ҳамин иллат, дар даврони пасини адабиёти тоҷику форс сармашқи эҷоду татаббуъи ҳеҷ як аз намояндагони он қарор нагирифт.

## АСРИ ДУРАХШОНИ АДАБИЁТИ ФОРСИИ ТОҶИКӢ

Аз ҷиҳати инкишофи назми классикӣ асри X нахустин рӯзгори дурахши адабиёти халқи тоҷикро ташкил медиҳад. Адабиёти ин давра на фақат оғози тараққии адабиёти классикии тоҷик аст, балки дар сайру такомули он чун асос аҳамияти бузург дорад. Дар ин давра устоди шоъирон Рӯдакӣ ва дар охири он суханвари ҷаҳонӣ Фирдавсӣ зиндагӣ ва эҷод мекарданд. Абӯалӣ ибни Сино низ аз нобиғаҳои аср буд. Шаҳиди Балхӣ (ваф. 937) аз дӯстон ва ҳамкорони Рӯдакӣ буда, ба ду забон — арабӣ ва тоҷикӣ шеър мегуфт. Ӯ бо олими машҳури соҳаи фалсафа Закариёи Розӣ (ваф. 945) дар масоили гуногуни илмӣ баҳсу мунозираҳо пайваста, фикрҳояшро дар шакли рисола менавишт. Вай хаттоти пурҳунаре ҳам буд. Аксари адибони дигаре, ки дар ин аср рӯзгор ба сар мебурданд, низ соҳиби шӯҳрати хосе

буда, дар адабиёти тоҷик бо фаъолияти эҷодии худ  мақоми арҷмандеро соҳиб шуданд. Абӯшакури Балхӣ, Кисойии Марвазӣ, Шаҳиди Балхӣ, Дақиқӣ, Муродӣ, Фароловӣ, Хусравонӣ, Гургонӣ, Тоҳирӣ, Чағонӣ, Мунҷик, Абдулфатҳи Бустӣ, Майсарӣ ва дигарон намояндагони барҷастаи адабиёти ин давра мебошанд. Дар замонҳои баъдина кам ба назар мерасад, ки  дар як аср ин қадар суханварони соҳибмақоме ба камол расида бошанд, ки доройи табъи салиму истеъдоди фитрӣ бошанд.

Бале, пояи  ҳақиқии  адабиёти  навини  тоҷик дар  асрҳои IX—X гузошта шудааст. Чаро адабиёти ин давра адабиёти навин ва пояи тараққиёти минбаъдаи адабиёти тоҷику форс номида мешавад? Чунки  то ин замон адабиёти тоҷик ё ба забонҳое, ки баъдан аз байн рафтанд, навишта  шудааст, ё ба  забони  арабӣ таълиф гардидааст, ки  забони барои халқ бегона буд. Аз асри    IX сар карда адабиёти тоҷик ба забоне офарида мешавад, ки бо он имрӯз ҳам  мардуми мо гуфтугӯ доранд. Забони осори Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Абӯалӣ Сино ва дигарон аз ҷиҳати таркиби луғавӣ, таъбиру ифодаҳо, воситаҳои  тасвир, сарфу  наҳв  ва  тарзи  талаффуз  аз забони ҳозираи тоҷик фарқи куллие надорад. Бар замми  ин,   анъанаҳои   асосии адабиёти  тоҷик  дар  ҳамин замон ба вуҷуд омада, минбаъда инкишоф ёфтанд. Асоси назариявии адабиёти тоҷик ва талабҳои    эстетикии он дар ҳамин давра  гузошта  шуд. Жанрҳои  навъҳои асосии адабиёти мо дар насру назм—қисса, қисса андар қисса, ҳикоят, қасида, ғазал, рубоъӣ, қитъа, маснавӣ, хелҳои гуногуни достон маҳз дар ҳамин асрҳо тавлид гардида, ба низом дароварда шуданд ва минбаъда тараққӣ карданд. Вазни арӯз ва тарзи ҳатмии қофиябандии хос барои ҳар  як навъи шеъри тоҷикӣ  низ дар ҳамин давра  устувор гардид. Ҳамаи  ин пайвандҳои  ногусастание мебошанд, ки  адабиёти  асрҳои  IX—X-ро бо тамоми давраҳои адабиёти минбаъдаи мо пайваст  менамоянд  ва тамоми ин  адабиётро чун як адабиёти томи дорои қонунҳо, талабҳо, ҳадафҳо ва анъанаҳои устувор ҷилва медиҳанд.

Тавлид, сабзиш ва такомули адабиёти тоҷик дар асрҳои IX—X заминаҳои хоси таърихӣ дошт, ки муҳимтаринашон аз инҳо иборат буданд: ташаккули халқи тоҷик, таъсиси давлатҳои мустақили тоҷикон, болоравии худшиносии мардум, ҳамчун забони адабиёту илм мақом ёфтан ва забони расмии давлатӣ қабул гардидани забони форсии дарӣ, инкишофи шаҳрҳо чун марказҳои илму ҳунару савдо, дастгирии ҳокимон аз аҳли илму адаб ва амсоли инҳо. Ҳанӯз соли 1926, ба муносибати нашри «Намунаи адабиёти тоҷик»-и Устод Айнӣ, аллома Саъид Нафисӣ (1896—1966) дар мақолаи худ «Сарзамини поки  ниёконам» назишта буд: «Шуъарои Туркистон маъруфтарин ашъори форсиро сурудаанд. Шаҳрҳои бузургу ободи ин ноҳия, ки аз қадимтарин шаҳрҳои Эрон шумурда мешаванд, мисли Бухорову Самарқанду Балх, то замоне, ки авлоди Темур салтанат карданд, ҳамеша дорулъилми Эрон буданд. Ҳанӯз бадеътарину зеботарин шоҳкориҳои меъморону киштисозони Эронро дар Бухорову Балху Самарқанд метавон ёфт. Бузургони Эрон ағлаб аз ин сарзамин бархостаанд. Ҳар китоби форсӣ, ки мехонем, ҳамеша моро ба ёди ин водии ниёкон меандозад. Чӣ қадар падарони мо дар он ҷо мадфун шудаанд! То авосити қарни дувоздаҳум сатре яз

таърихи Эрон нест, ки як бор исми Бухоро ё Самарқанду Балх дар он бурда нашуда бошад. Орзуи ман ин аст, ки ин сарзамини поки ниёкони худро зиёрат кунам ва як бор дар умри хеш забони ширини порсиро аз забони самарқандиёну бухороиён бишнавам».[55]

Донишманди муҷарраби эронӣ Маҳмуди Мудаббирӣ роҷеъ ба гирд овардан, ташхису интиқоди осори шоъирони гумном ё, дурусттараш, бо ибораи худи мусаҳҳеҳ, шоъирони бедевони қарнҳои Ш, IV, V ҳиҷрӣ тадқиқоти шоистаеро анҷом дода, таҳти унвони «Шарҳи аҳволу ашъори шоъирони бедевон дар қарнҳои 3, 4, 5 ҳиҷрии қамарӣ» китоберо соли 1370/1991 дар Теҳрон ба табъ расонд, ки ба таъриф меарзад. Ин муҳаққиқи пухтакор дар асоси 221 манбаъ ва адабиёти илмӣ 58 байти

---

55.**Мирзо Шукурзода.** Тоҷикон дар масири таърих, Теҳрон, 1373, саҳ. 10.

мутафарриқаи 7 шоъири асри 3 ҳиҷрӣ, намунаи осори 59 шоъири замони Сaффориён, Тоҳириён ва Сомониёнро, ки баъзеҳо дар қаламрави Оли Зиёру Оли Бувайҳ мезистанд, ҷамъ оварда, тамоми шакли китобату фарқи матни он ашъорро сабт кардааст. Аз ин шоъирон, ба ғайр аз «Шоҳ-нома»-и Фирдавсӣ, «Донишнома»-и Майсарӣ (4481байт), «Гуштоспнома» ва ашъори парокандаи Дакиқӣ (1308 байт), ҳамчунин, осори дастраси Рӯдакӣ (1045 байт), ки мустақилона ба чоп расидаанд, ба номи 54 шоъир 1820 байт гирд оварда шудааст. Тибқи тадқиқи Маҳмуди Мудаббирӣ, алҳол аз замони Салҷуқиёну Ғазнавиён 164 шоъир шинохта шудааст, ки аз онҳо 164 ҳазору 593 байт имрӯз дастрас аст. Аз ҷумла, 15 манзумаи бузургу хурд, 11 девону маҷмӯъаи ашъори шоъирони ин аҳд боқист, ки қариб ҳама ба тарзи алоҳида ба чоп расидаанд, [56] ки «Шоҳнома» (49529 — 53882 байт), «Бежанномa» (1900 байт) ва «Барзунома»-и Атоии Розӣ (такр. 38000 байт), «Варқаву Гулшоҳ»-и Айюқӣ (2239 байт), «Гаршоспнома»-и Асадӣ (9110 байт), «Вису Ромин» (8897 байт)-и Фахриддини Гургонӣ, «Юсуфу Зулайхо»-и Амонии Хуросонӣ (5976 байт) аз он ҷумла буда, Маҳмуди Мудаббирӣ маснавии Бадоеъӣ «Роҳат-ул-инсон» ё «Пандномаи Анӯшервон»-ро дар китоби худ ҷой додааст, ки ҳамагӣ 436 байтро ташкил медиҳад.[57]

Аз рӯйи он ки Насри I марди диндору хирадманде буда, шеърро хуб месуруд, ӯро чун адибе фозил ёд кардаанд. Конуни адабии Сомониён ҳанӯз дар Самарқанд гарм будааст. Бухоро, ки аз соли 892 пойтахти Сомониён қарор гирифта буд, дар охири асри IX - ибтидои асри X ба маркази бузурги илмиву адабии мамлакат табдил ёфт. Дар дарбору берун аз он маҳфилҳо ва анҷуманҳои адабиву илмӣ гарму гардон буданд.

**Нахустин шоъираи форсу тоҷик Робиъаи духтари Каъб** низ дар ҳамин қарн зиндагӣ ва эҷод кардааст. Ӯ зодаи Балхи бостонӣ буда, дар ҳусну ҷамол, фазлу камол, зеҳни тезу қудрати шоъирӣ ба форсии дарӣ ва арабӣ машҳур буд.

Сайёҳи араб Ибни Ҳавқал, ки дар замони Мансур ибни Нӯҳ (962—977) ба Бухоро омада буд, дар асари худ «Сурат-ул-арз» менависад: «Дар миёни сарзаминҳои исломӣ шаҳре босафотару зеботар аз Бухоро

нашунидаву  надидаам. Чун ба болои куҳандизи он биравӣ, беруни шаҳрро чунон мебинӣ, ки сабзаҳо ба осмони обӣ пайвастааст, гӯйӣ осмони кабуд бар бисоте сабз хам шудаву коххо чун сипарҳо тиббиётиву мултӣ менамоянд, ё ба сони ситорагони осмон дар миёни обҳои сафеду дурахшонанд».[58]

Адибони қарнҳои баъдина бо ифтихор чун намунаи ибрат аз шоъирони он давр ёд мекунанд.

---

**56. Маҳмуди Мудаббирӣ**. Шарҳи аҳволу ашъори шоъирони бедевон дар қарнҳои 3, 4, 5 ҳиҷрии қамарӣ, Теҳрон, 1370, муқаддима, с. «алиф»- «бо».
**57.** Ҳамон китоб, саҳ. 503-520.
**58. Ибни Ҳавқал.** Сурат-ул-арз, Теҳрон, 1345, саҳ. 201.

Манучеҳрии Домғонӣ дар қасидае як идда шоъирони машҳури Хуросонро, ки ғараз аз Хуросон ҳамон кишвари Сомониёну пойтахти он Бухорост, ном мебарад:

Дар Хуросон Бӯшуъайбу Бӯзар, он Турки Кашӣ
В-он Сабури Порсӣ в-он Лӯкарии Чангзан.
Он ду Гургониву ду Розиву ду Валволаҷӣ,
Се Сарахсиву се, к-андар Суғд буда мустакан...
Аз Бухоро панҷу панҷ аз Марву панҷ аз Балх, боз
Ҳафт Нишопуриву се Тӯсиву се Булҳасан,
К-аз фароз оянду шеъри устодам бишнаванд,
То ғаризӣ равза бинанду табиъӣ настаран!

Дар қасидаи дигар Манучеҳрӣ мефарояд:

Булъалову Булъабосу Бӯсалику Булмасал
В-он ки омад аз навоеҳ в-он ки омад аз Ҳарӣ.
Аз ҳакимони Хуросон гӯ Шаҳиду Рӯдакӣ,
Бӯшакури Балхиву Булфатҳи Бустӣ, ҳоказӣ?!
Гӯ: «Биёеду бибинед ин шариф айёмро,
То кунад ҳаргиз шуморо шоъирӣ кардан казӣ!

Манучеҳрӣ дар ин порчаҳои шеърӣ барои азамати Унсуриро боз ҳам боло бардоштан бузургони адабиёти замони Рӯдакиро ёд мекунад, ки шоҳиди дигари эътирофи сарвақтиву барвақтии эшон аст.

Шоъироне, ки ба форсӣ шеърҳои баланд гуфта, то дараҷаи соҳибдевонӣ расидаанд, танҳо дар асри IX пайдо шудаанд. Аммо тамоми адибони асрҳои IX— X забони арабӣ ва баъзеҳояшон забонҳои суғдӣ, паҳлавӣ, бохтарӣ, хоразмӣ, ҳатто юнонӣ ва яҳудиро низ медонистанд, ба форсию арабӣ шеър мегуфтанд. Аз аввалин шоъироне, ки ба форсӣ шеъри пухта гуфтаанд, инҳо маълуманд: Абӯҳафси Суғдӣ, Муҳаммади Васиф, ки соли 867 дар мадҳи Яъкуб ибни Лайси Саффорӣ ба порсӣ қасидае гуфтааст,

Ҳанзалаи Бодғисӣ (ваф. 834), Бассоми Курд, Шаҳиди Балхӣ, Маҳмуди Варроқ (ваф. 835), Фирӯзи Машриқӣ (ваф. 897), Абӯсалики Гургонӣ, Муҳаммад ибни Мухаллад ва Масъуди Марвазӣ. Аз шеърҳои ин шоъирон фақат пораҳои пароканда ба даст омадааст, ки дар китобҳои таъриху луғат чун санаду мисол сабт гардидаанд, ки дар боло дарҷашон намудем. Бо ин ҳама, маълум мешавад, ки шеъри асрҳои IX—X форсии тоҷикӣ дар шаклҳои қасида, ғазал, ҷқитъа, дубайтӣ, рубоъӣ ва маснавӣ навишта шуда, аз ҷиҳати мавзӯъ мадҳ, панд, ахлоқ, ишқ ва таърихро фаро мегирифтааст.

Дар қаламраву дарбори Саффориён сурудани қасида расм шуда буд. Мувофиқи хабари «Таърихи Систон» (асри XI), соли 867 амири Саффорӣ Яъқуб ибни Лайс ба Ҳирот ҳуҷум оварда, зафар меёбад, ки «шуъаро ба шарафи ӯ шеърҳои арабӣ гуфтанд... Яъқуб, ки марди нохондае буд, аз маънӣ огоҳ нашуд... Пас Муҳаммад ибни Васиф шеъри форсӣ гуфтан гирифту аввалин касе аз Аҷам буд, ки шеъри порсӣ гуфт».[59]

Барҳақ, аз ҷиҳати инкишофи назми классикӣ асри X нахустин асри дурахшони таърихи адабиёти форсии тоҷикӣ ба ҳисоб меравад. Адабиёти ин давра на фақат оғози тараққии адабиёти классикии форсу тоҷик аст, балки дар сайри такомулоти минбаъдаи он чун асос мақоми бузурге дорад.

Дар ин замон адибони зиёде асар менавиштанд. Дар ибтидои он устоди шоъирони форсилисон - Одамушшуъаро Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ (858—941) ва дар охири он суханвари ҷаҳонӣ Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ (934—1020) зиндагиву эҷод мекарданд, ки бе таъкиди ному осорашон азамату ҳашамати адабиёти форсии тоҷикӣ тасаввурнопазир аст. Устод Айнӣ дуруст мефармояд: «Тоҷикон дар асри даҳ Устод Рӯдакӣ — бузургтарин нобиғаи забону ҳунарро ба зуҳур расониданд, ки тамоми халқҳои фарсизабон дар адабиёти оламшумули форсӣ раҳини миннати ин устоданд. Аз миёнаи тоҷикон ва дар асри даҳ баромадани Устод Рӯдакӣ як ҳодисаи тасодуфӣ набуда, балки ифодакунандаи истеъдоду барҷастагии ин халқ аст. Дар ҳамон асру замон баромадани Хусравонӣ, Шаҳиди Балхӣ, Муродии Бухороӣ, Дақиқӣ ва дигар шуъарои бузург ва баъд аз замони Рӯдакӣ ва бевосита ба замони ӯ расидани Фирдавсӣ, Фаррухӣ, Унсурӣ, ки ҳамагӣ аз шоъирони бузурганд, ин қавли моро исбот мекунад».[60]

Ҳарчанд, ба истиснои Дақиқиву Фирдавсӣ, аз осори адабии аксари адибони асри X намунаҳои каме то замони мо боқӣ мондаанд, дар асл онҳо хеле сермаҳсул будаанд. Рӯдакӣ, Аммораи Марвазӣ, Муродӣ, Абулҳасани Оғоҷӣ, Мунҷики Тирмизӣ ва дигар шоъирони соҳибдевони замон соҳиби обрӯйи калону мақоми бузурги ҷамъиятӣ буданд. Сарвару устоди тамоми адабони аср Устод Рӯдакӣ аз зумраи онҳое буд, ки дар натиҷаи муҳити созгори фарҳангӣ ва системаи мусоиди парвариш чун Форобӣ, Ал-Хоразмӣ, Абӯбакри Розӣ, Фирдавсӣ, Берунӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Абӯмуҳаммади Хуҷандӣ, Балъамӣ ва амсоли инҳо дар 16—18-солагӣ тамоми донишҳои замони худро фаро гирифта, бо сухани пухта дар равнақи илму адабиёт саҳми муҳим гузоштааст. Вай дар таърихи халқи тоҷик аввалин устоди сухан аст, ки таҷрибаву муваффақиятҳои аслофи худро дар соҳаи адабиёт ҷамъбаст намуда, бо шеваи саҳли мумтанеъ ашъори баландсанъати дар лафз хубу ба

маънӣ осон суруда, дар шеъри худ масъалаҳои муҳимми иҷтимоӣ, ишқи поку беолоиш, зебоиҳои табиати диёрро бо тамоми таровату рангу бӯ, бузургии инсон, андешаву пиндори мардумро доир ба сулҳу осоишу одамият бо рӯҳи мутаҳаррики инсонпарварона, образҳои нотакрор ва ҷилои фалсафӣ чунон инъикос намудааст, ки абри баҳор, борони найсон, чаҳ-чаҳи булбулу андалеб, парвози уқобу парасту, хониши сору амсоли инҳо дар пеши назарҳо зиндаву равшану гӯё ҷилвагар мешавад.

---

**59. Таърихи Систон**, саҳ. 250.

**60. Мирзо Шукурзода.** Тоҷикон дар масири таърих, Теҳрон, 1373, саҳ. 23.

Дар шеъри Рӯдакӣ тарғиби муҳаббат ба Ватан, эҳсоси ғаму шодии халқ, тараннуми хирад, аҳволи аҳли заҳмат ва дигар масъалаҳои доғи зиндагӣ чун аксе бар ойина мунъакис гардидаанд, ки баъдан касеро муяссар нашудааст.

Аз ҳамасрони Рӯдакӣ номи се нафар дар абёти боқимондаи устод эрод мешавад, ки Шаҳид, Муродӣ ва Фароловӣ мебошанд, ки, яқинан, шуъарои забардасти замон будаанд. Дар бораи Муродӣ Устод Рӯдакӣ мефармояд:

Мурд Муродӣ, на, ҳамоно, ки мурд,
Марги чунон хоҷа на корест хурд!

**Абулҳусайн Муҳаммад Муродӣ** аз Бухоро буда, анису ҷалиси Рӯдакӣ будааст, ба арабӣ низ шеър мегуфтааст. Аз ашъори форсии ӯ ду байт боқӣ мондааст, ки ҷанбаи ахлоқӣ дошта, дар бебақойии ҳашамату ганҷ ва ногузир будани марг баҳс мекунад:

Аз ҳашаму ганҷ чӣ фарёду суд,
Марг кунад бар сари ту тохтан!

Роҷеъ ба **Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Мӯсои Фароловӣ**, ки аз шеърҳои ӯ 55 мисраъ боқӣ мондааст, ва **Абулҳасан ибни Ҳусайни Варроқи Ҷаҳудонакии Балхӣ** Рӯдакӣ мегӯяд, ки фақат Фароловӣ ва Шаҳид шоъир буда, дигарон ровӣ мебошанд:

Шоъир Шаҳиду шуҳра Фароловӣ
В-ин дигарон ба ҷумла ҳама ровӣ!

Фароловӣ умри дароз дида (Мани раҳӣ пиру сустпой шудам, — Натавон роҳ кард бе болод), мадҳу шеъри ошиқона (Зи чашми масти ту олам хароб аст, — Ба банди зулфи ту дилҳо гирифтор), манзаранигорӣ (Меғ чун турке ошуфта тир андозад, — Барқ тир аст мар ӯро магару рахш камон?!), ҳаҷву танз ва панду андарз месурудааст:

Чун набошад бинои хона дуруст,
Бегумонам, ки зер ришт ояд!

---

**Шаҳиди Балхӣ** (ваф. 937) низ аз дӯстону ҳамнишастону ҳамкорони Рӯдакӣ буда, ба арабӣ низ шеър мегуфт. Вай аз донишмандони бузурги аср дар фалсафа, ҳикмат ва калом ба шумор рафта, бо файласуфи бузурги замон Муҳаммад ибни Закариёи Розӣ (ваф. 925) роҷеъ ба масъалаҳои гуногуни фалсафа баҳс намуда, барои рад кардан ва тасдиқи фикри якдигар рисолаҳо навишта, бо далелҳои ақлӣ ва нақлӣ фикри худро баён мекарданд. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки ӯ дар фалсафа ва ҳикмат бисёр моҳир будааст. Аз мероси форсии ӯ тақрибан 90 байт боқист. Фаррухии Систонӣ (нимаи аввали асри XI) Шаҳидро дар шеър ҳамрадифи Рӯдакӣ мешуморад:

---

Шоъиронат чу Рӯдакиву Шаҳид,
Мутрибонат чу Саркашу Саркаб.

Шаҳид хушнависи моҳир ва дар эҷоди ғазали ошиқона машҳур буда, аз маргаш Рӯдакӣ хеле мутааллим гашта будааст. Шаҳид «дар боби лаззат ва илми илоҳӣ ва сукуну ҳаракат ва меъод ва дар ин масоил нуқузе бар Розӣ ва Розӣ низ кутубе дар радди ӯ навишт».[61]

Абӯсулаймони Мантиқӣ дар китоби «Сивон-ул-ҳикмат» навишта будааст, ки Шаҳид мефармояд: «Нахустин фазилати лаззоти нафсонӣ бар лаззоти ҷисмонӣ давому иттисоли онҳост, зеро лаззоти нафс дар натиҷаи масаррате, ки ӯ бо вуҷуди матлуби худ монанди ҳикмату илм ба даст меоварад ва ба сабаби иқоне, ки ба фазилати он бар умури дигар дорад, доиму муттасил аст ва сипарӣ намешавад ва инқитоъ намепазирад. Аммо лаззати бадан бастагӣ ба вуҷуди қуввои ҳоса дорад ва ба ҳамин сабаб мунқазӣ ва зоил аст ва басуръат табаддул ва истиҳола мепазирад».[62]

Муҳтавиёти абёти боқимондаи Шаҳидро мадҳия, ишқ, васфи табиъат, панду андарз, ҳикмат, танқид ва амсоли инҳо ташкил медиҳад:

Ҳазор кабк надорад дили яке шоҳин,
Ҳазор банда надорад дили худованде!

Ё:

Дардо, ки дар ин замонаи ғампарвард,
Ҳайфо, ки дар ин бодияи умрнавард,
Ҳар рӯз фироқи дӯсте бояд дид,
Ҳар лаҳза видоъи ҳама мебояд кард!

Дар васфи маъшуқаи тангдаҳон мефармояд:

Даҳон дорад чу як писта, лабон дорад ба май шуста,
Ҷаҳон бар ман чу як писта бад-он пистадаҳон дорад.

Мазмуни бисёр байтҳои Шаҳидро накӯҳиши ахлоқи ношоиста ташкил медиҳад:

Аз чӣ тавба накунад хоҷа, ки ҳар ҷо, ки бувад,
Қадаҳе май бихӯрад, рост кунад зуд ҳарош?!

Нигориши зебо, алфози пухта ва оҳанги панд аз хусусиятҳои мумтози ашъори Шаҳид аст. Ӯ хонандаи худро ба тақводорӣ ва некномӣ даъват менамояд, ки ин хасоил гузарномаест ба сӯйи ҷаннати барин:

---

**61.Забеҳуллоҳи Сафо.** Таърихи адабиёт дар Эрон, ч. I, саҳ. 389.
**62.** Иқтибос аз ҳамон китоб, саҳ. 389-390.

Ҳама диёнату дин варзу некномӣ кун,
Ки сӯйи хулди барин бошадат гузарнома!

Алҳақ, Шаҳид аз адибону мутафаккирони номии адабиёти асри X форси тоҷикӣ буда, бисёр хосиятҳои шеъру дониши замонаро таҷассум доштааст.

Дар кори боло бурдани фарҳангу маданият, хоса адабиёти замони Сомомиён, нақши вазирони эшон басе бузург аст, ки ғолибан намояндагони машҳури аҳли фазли замон буданд. Дар ин кор, қабл аз ҳама, **Абулфазл Муқаммад ибни Абдуллоҳи Балъами**ро бояд ном бурд, ки ҳанӯз аз замони Исмоил ибни Аҳмади Сомонӣ (279—295 ҳ.) ба корҳои девонӣ машғул шуда, дар айёми ҳукумати Наср ибни Аҳмад (914—943) беш аз бист сол дар маснади вазирӣ нишаста буд. Ӯ шахсе донишманд, покдин, бофарҳанг, раъиятпарвар, дӯст ва ҳомии Рӯдакӣ буда, чун адиби чирадаст ва фақеҳи соҳибмактабаш низ ёд кардаанд. Вай ҳамроҳи Абӯабдуллоҳ Аҳмад ибни Муҳаммади Ҷайҳонӣ, Абӯтаййиби Атибӣ ва дигарон дар равнақи адабиёт, ойин, шаҳрдорӣ ва шаҳрсозӣ нақши бузурге бозидааст. Одатан, гуфтаҳои Балъамиро чун қавли шахсияти муътабаре, чун бурҳоне далел меоранд. Мулло Самъонӣ дар «Китоб-ул-ансоб» мегӯяд: «ва кона Абулфазл ал-Балъамӣ вазири Исмоъил ибни Аҳмад - волии Хуросон яқул: «Лайса лил Рудакӣ фӣ-л-Араб ва-л-Аҷам назир».[63] Яъне, чунон ки Абулфазли Балъамӣ - вазири Исмоил ибни Аҳмади волии Хуросон мефармояд, «Рӯдакиро дар Арабу Аҷам монанде нест».

Дар нимаи дувуми қарни даҳи мелодӣ кори ин вазирони ботадбирро **Абӯалии Ҷайҳонӣ, Абӯалӣ Муҳаммад ибни Муҳаммад** давом дода, дар устувор гардидани пояҳои забони форсии тоҷикӣ хидмати арзандаеро ба ҷо овардаанд. Ба вижа, ба забони форсӣ тарҷума шудани «Таърих»-у «Тафсири Табарӣ» эътибори ин забонро хеле боло бардошт, миқдори шоъирони форсигӯй низ чандин бор афзуда, мавзӯъи осори онҳо рангинтар гардид. Яке аз достонҳои пурраи то замони мо маҳфузмондаи он давр достони Майсарӣ мебошад, ки роҷеъ ба илми тибб таълиф гардидааст.

**Абӯсаид Ҳусайни Сабзаворӣ** (тав. 908) марди фозилу донишманде буда, дар илоҳиёт, сарфу наҳв, фиқҳу ҳадис, адабиёту риёзиёт дасти тавоно дошта, шеър ҳам мегуфтааст, вале ашъораш пурра аз байн рафтааст. Китобҳои «Масобиҳ-ул-қулуб», «Роҳат-ул-арвоҳ» ва «Мӯнис-ул-ашбоҳ»,

«Баҳчат-ул-маноҳиҷ», «Ғоят-ул-маром фӣ афозил-ил-киром» аз таълифоти ӯ мебошанд.

**Абӯсаҳли Саълуқӣ.** Номи ӯ Муҳаммад ибни Сулаймон (906—969) буда, дар Исфаҳон ба дунё омада, улуми мутадовиларо фаро гирифта, дар Басра дониши худро такмил медиҳад. Сипас дар Исфаҳон ба касби мударрисӣ машғул мешавад. Баъдан, бо даъвати аҳли Нишопур ба он шаҳр омада, то охири умр мударрисӣ мекунад ва дар фиқҳ, ҳадис, сарф,

---

**63. Китоб -ул-ансоб,** Лайдан-Лондон, 1912, саҳ. 112.

наҳв, балоғат ва китобат ном мебарорад. Аз қарори маълум, вазифаи қозиюлқуззоти Хуросонро низ ба зимма доштааст. Шеърҳои хуб ҳам мегуфтааст, ки аз байн рафтаанд. «Шамс-ул-маъолӣ» ном таълифотеро низ ба қалами ӯ мансуб медонанд, ки аз он ҳам дараке нест.

**Абӯшакури Балхӣ** зодаи Балхи бостонӣ буда, соли ба дунё омаданашро худаш 303 ҳиҷрӣ нишон медиҳад, ки ба 915 мелодӣ баробар меояд. Балх баъд аз Бухоро дувумин шаҳру вилояте буд, ки дар аҳди Сомониён адибони зиёдеро ба камол расонидааст. Аз маҳсули эҷодии Абӯшакури Балхӣ нисбатан бештар абёт боқӣ мондааст. Абӯшакур чанде дар даргоҳи Нӯҳ ибни Насри Сомонӣ (943—954) хизмат мекард. Шоъири маснавигӯ буд. Ғайр аз маснавии «Офариннома», ки соли 947 сурудааст, аз гуфти устод Саъид Нафисӣ, боз соҳиби ду маснавии дигар буда, ки яке дар вазни ҳазаҷи мусаддаси мақсур, дувум дар баҳри хафифи мусаддаси махбуни маҳзуф суруда шудааст. «Офариннома» калонтарин маснавии Абӯшакур буда, аз он 372 байт боқӣ мондааст. «Офариннома» маснавиест панду ахлоқӣ, ки бо сабку услуби содда ва пухта нигориш ёфта, доир ба ситоиши хираду накӯкорӣ, васфи донишу хирад, накӯҳиши дӯсти бад ва ҷаҳолату торикӣ баҳс карда, бисёр пораҳои он ба арабӣ ҳам баргардонида шудаанд.

Абёти зерин аз «Офариннома»-анд, ки ҳадафи шоъиру эҷоди достонашро ҳувайдо мегардонанд:

Ду чиз андуҳ аз дил ба берун барад:
Рухи дӯсту овози марди хирад.

Ва:

Задан мардро чӯб бар тори хеш
Биҳ аз бозгаштан зи гуфтори хеш!

«Офариннома», барҳақ, баъди «Калилаву Димна» ва «Синдбоднома»-и Рӯдакӣ, дувумин маснавии дастраси пандиву ахлоқӣ ба забони тоҷикӣ буда, суннати адабии Рӯдакиро давом медиҳад. Чунончи, дар сабки пири шуъарои Аҷам, дар ситоиши хирад Абӯшакур чунин мефармояд:

Хирадманд гӯяд хирад подшост,
Ки бар хосу бар ом фармонравост.
Хирадро тани одамӣ лашкар аст,

Ҳама шаҳвату орзу чокар аст!

Абӯшакур бо ифтихор изҳор медорад, ки ба туфайли қалами худ ҳар қадаре зару нуқра хоҳад, метавонад пайдо бикунад, ки далели қадру қимати баланде доштани шеъру шоъир – хомаву сухан дар он замонаҳо мебошад:

Чу динор бояд маро ё дирам,
Фароз оварам ман зи нӯги қалам!

Абӯшакур, бо вуҷуди истеъдоду мақоми баланди адабии худ, шахси фурӯтане будааст, ки хазинаи беҳудуди илму донишро фаро гирифта бошад ҳам, онро ҳамеша нокифоя мешуморидааст:

То бад-он ҷо расид дониши ман,
Ки бидонам ҳаме, ки нодонам!

Дар хақиқат, инсон ҳар қадаре, ки донишу илмро бештар фаро гирад, ҳамон қадар ба кашфи нави асрори оламу одам шавқмандтар мешавад. Абӯшакур донишомӯзии паёпайи мақсаднокро, хусусан дар ҷавонию кӯдакӣ, тақозо мекунад, чун муаллими ахлоқ қадру мавқеъи ҷамъиятии инсонро ба дараҷаи илму донишу ҳунари ӯ медонад:

Бад-он кӯш, то зуд доно шавӣ,
Чу доно шавӣ, зуд воло шавӣ!
На донотар он кас, ки волотар аст,
Ки волотар он кас, ки донотар аст!

Ба ақидаи Абӯшакур, донишро дар овони кӯдакиву ҷавонӣ (барноӣ) фаро гирифтан зарур аст:

Ба ҳангоми барноиву кӯдакӣ
Ба дониш тавон ёфтан зиракӣ.

Касе, ки донишманд мешавад, дар ҷамъият арҷманд мегардад, зеро дониш аст, ки мушкилиҳои инсонро осон мекунад:

Касе, к-ӯ ба дониш барад рӯзгор,
На ӯ бозмонад, на омӯзгор.
Ҷаҳонро ба дониш тавон ёфтан,
Ба дониш тавон риштану бофтан!

Шоъир хавфи хуҷумҳои аҷнабиро ба сарзамини худ ба назар гирифта, панд медиҳад, ки инсони ҳақиқӣ бояд ҳамеша аз душман барҳазар ва нисбат ба он оштинопазир бошад:

Ба душман - барат устуворӣ мабод,
Ки душман дарахтест талх аз ниҳод!

Дарахте, ки талхаш бувад гавҳаро,
Агар чарбу ширин диҳӣ мар варо,
Ҳамон меваи талх орад падид,
Аз ӯ чарбу ширин нахоҳӣ мазид!

Ҳар қадар душманбадбиниро талқин намояд, ҳамон андоза қадри дӯсту дӯстиро боло мебардорад. Ӯ дуруст мефармояд, ки дӯст ғамгусору мададгор, пушту паноҳу қуввати дили ҳар инсон аст. Дар дунё аз дӯстӣ биҳтар ниъмати маънавие нест. Хулосаи шоъир пандест гуворо барои авлодаш:

Шавад дӯст аз дӯст ороста,
Чу бо эманӣ мардум аз хоста. Ҳама
чиз пирӣ пазирад, бидон, Магар дӯстӣ,
к-он бимонад ҷавон!

Аз ҷиҳати суфтагӣ, пурмазмунӣ ва соддагӣ ҳикматҳои Абӯшакур ҳукми мақолу зарбулмасалро гирифтаанд.

А**булаббоси Рабанҷонӣ.** Мавзеъи Рабанҷон дар наздикиҳои Бухоро (мавзеъе аз сарзамини Суғд) ҷой гирифта будааст. Абӯабдуллоҳи Фазл ибни Аббос ё Шайх Абулаббоси Рабанҷонии Бухороӣ, ба қавли соҳиби «Чаҳор мақола» , дар ватани худ бо шоъирӣ ном бароварда, сипас ба доираи адабии Сомониён роҳ меёбад. Аз осори ӯ ҳамагӣ шаш байт боқист, ки дар марсияи Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914—943) суруда шудааст:

Подшоҳе гузашт ҳурнажод,
Подшоҳе нишаст фаррухзод!
З-он гузашта замониён ғамгин,
З-ин нишаста ҷаҳониён дилшод!
Бингар акнун ба чашми ақлу бигӯ,
Ҳар чи бар мо зи Эзид омад, дод!
Гар чароғе зи пеши мо бардошт,
Боз шамъе ба ҷойи ӯ бинҳод!
В-ар Зуҳал наҳси хеш пайдо кард,
Муштарӣ низ доди хеш бидод!

**Абулмасали Бухороӣ** аз ҳамсуҳбатони Абулмуайяди Балхӣ ва Сипеҳрии Бухороӣ буда, бист байти ӯ то замони мо расидааст. Қасида, маснавӣ ва ғазал мегуфтааст. Панду андарз, ахлоқ ва ситоиши ишқ мундариҷаи осори Абулмасал аст:

Касе беайб набвад дар замона, Рутабро
раста бошад дар миёна!

Ва:

Чу гардад огаҳ хоҷа зи корномаи ман,                Ба
шаҳриёр расонад сабук чакомаи ман.

**Абулҳасани Лӯкарӣ** Алӣ ибни Муҳаммади Ғазнавӣ ному насаб дошта, шоъири нимаи дувуми асри X буда, чангро некӯ менавохта ва ба Лӯкарии Чангзан маъруф будааст. Зодгоҳаш Лӯкар аст аз шаҳрҳои наздики Марв. Абулҳасан Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ ва вазири ӯ Убайдуллоҳ ибни Аҳмадро мадҳ мегуфтааст. Шоъири қасидасаро ва ғазалгӯ буда, аз гуфтори ӯ 19 байт дастрас шудааст, мисли:

Убайдуллоҳ ибн Аҳмад — вазири шоҳи Сомонӣ,
Ҳаметобад шуъои дод аз он пурнур пешонӣ!                Ба
сурат одамӣ омад, ба маънӣ нури субҳонӣ,       Худоё,
чашми бад хоҳам, к-аз он сурат бигардонӣ! Бухоро
хуштар аз Лӯкар, Худовандо, ҳамедонӣ, Валекин курд
нашкебид аз дӯғи биёбонӣ!

Мувофиқи гуфти Муҳаммад Авфӣ, Абулҳасани Лӯкарӣ дар адабиёти форсу тоҷик қасидаи тамомматлаъро асос гузоштааст, ки намунаи он абёти болост.

**Абулаббоси Аббосӣ** аз шоъирони асри X аст, ки номаш дар қасидаи Манучеҳрӣ, ки дар ситоиши Унсурист, зикр мегардад (он қасидаро қаблан ёд карда будем). Асадии Тӯсӣ дар «Луғати дарӣ» аз ӯ абёти зиёде меорад. Дар китоби «Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ» 66 байти Абулаббоси Аббосӣ дарҷ шудааст, ки мазмунҳои лирикӣ-ишқӣ, порчаҳои ҳамосӣ, шиквойӣ, мадҳӣ ва ҳаҷвиро фаро мегирад. Аз ҳамин абёт маълум мегардад, ки дар соҳаҳои гуногуни шеър дасти қавӣ дошта, аз шоъирони забардасте будааст, ки аз ҷиҳати сабки нигориш гуфтори ӯ ба гуфтаҳои Рӯдакӣ бисёр ҳам наздик аст:

Зи хону мону қаробат ба ғурбат афтодам,
Бимондам он ҷо бесозу баргу ангушто!

Шеъри Абулаббос аз ҷанбаи ахлоқу панд ва ҳикмат низ холӣ нест:

Табоеъ гар сутуни ту, сутунро ҳам бипӯсад бун,
Напӯсад он сутун ҳаргиз, к-аш аз тоъат занӣ коза!

Абулаббоси Аббосиро аз шоъирони Мовароуннаҳр гуфтаанд.

**Абулмуайяди Балхӣ** дар замони Нӯҳ ибни Мансур (976—997) зиставу эҷод кардааст. Дар ҷавонӣ суҳбати Рӯдакиро дарёфтааст. Шоъиру носиру ҷуғрофидон буда, асари мансураш «Аҷоиб-ул-булдон», «Шоҳнома»-аш, ки қисмати «Гаршоспнома»-ро ҳовист, достони «Юсуфу Зулайхо»-яш маълум

аст. То замони мо бист байти Абулмуайяд, ки далериву накӯкориро тарғиб менамоянд, расидааст, ки абёти зерин аз он ҷумлаанд:

Далере, ки тарсад зи пайкори шер,
Зани зоҷ хонаш, махонаш далер!

Ё:

Малӯл мардуми колусу бемаҳал бошад,
Макун, нигоро, ин хӯву табъро бигзор!

**Тоҳири Чағонӣ** аз умарои Чағониён буда, ба қавли Авфӣ, ӯро ашъори латифи обдор аст. Мунҷику Дақиқӣ аз дарбориёни ӯ будаанд.

**Абулмузаффари Тоҳир ибни Фазл ибни Муҳаммад** соли 987 фавтидааст. Аз ӯ 27 байт боқӣ мондааст, ки асосан аз ғазалу рубоъӣ иборат буда, дар мавзӯи ишқ, шикоят аз носомониҳои рӯзгор ва зиндагии талх баҳс мекунанд:

Дилам танг дорад бад-он чашми танг
Худованди дебои фирӯзаранг!
Ба чашм ӯ гавазн асту рафтор кабк,
Ба кӯшиш чу гӯр асту кибр ӯ паланг!
Сухан гуфтанаш талху ширин ду лаб,
Чунон, к-аз миёни ду шаккар шаранг!

**Абулфавориси Фанорӯзӣ** аз Фанорӯз ном маҳалле дар қарибиҳои Самарқанд ва ному насабаш Абулфавориси Ҳоҷа Амид буда, дар аҳди Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ, соли 339 ҳиҷрӣ (950—951 мелодӣ) «Синдбоднома»-и ҳиндиро ба дарӣ гардондааст. Асли асари Абулфаворис аз байн рафта, таҳрири ҷадиди Заҳирии Самарқандӣ (асриХП) то замони мо боқист, ки дар Истамбул (1948), Теҳрон (1953) ва Душанбе (1971) нашр шудааст.

**Абӯалии Балхӣ.** Абӯалӣ Муҳаммад ибни Аҳмад, бино бар гуфти Абӯрайҳони Берунӣ дар «Осор-ул-боқия», яке аз адибону муаррихонест, ки «Шоҳнома»-ро ба забони форсӣ ба наср нигошта, ки таърихи шоҳони Аҷамро аз Каюмарс то Сосониён фаро мегирифтааст. Лекин нусхаҳои он акнун мафқуданд.

**Абӯзироъаи Гургонӣ.** Абӯзироъа Муъаммарии Гургонӣ шоъири нимаи дувуми асри Х буда, дар охирҳои ҳукмронии Давлати Сомониён ба дарбор роҳ ёфта, қасида месурудааст. Аз ӯ 11 байт боқӣ мондааст. Ӯ ҳамон касест, ки дар бораи Рӯдакӣ гуфта буд:

Агар ба давлат ба Рӯдакӣ намемонам,
Аҷаб макун, сухан аз Рӯдакӣ на кам донам!
Агар ба кӯрии чашм ӯ биёфт гетиро,
Зи баҳри гетӣ ман кӯр буд натвонам!

Абӯзироъа шоъирест дунёбезор, ки шояд азобу кулфати рӯзгор ӯро ба чунин ҳолат расонида бошад. Мумкин аст, ки навмедию яъс дар шеъри Абӯзироъа як приёми адабӣ бошад:

Ҷаҳоншинохта гаштам ба рӯзгори дароз,
Ниёзу ноз бидидам дар ин нишебу фароз.

Надидам аз паси дин ҳеч биҳтар аз ҳастӣ,
Чунонки нест пас аз кофирӣ батар зи ниёз!

Ҳарчанд Абӯзироъа ба Рӯдакӣ монанд набудани худро иброз медорад, абёти боқимондаи ӯ бо шеърҳои Рӯдакӣ ва Абӯшакури Балхӣ хеле ҳамоҳанганд:

Чӣ пӯшӣ ҷавшани ғафлат, ки рӯзе
Ту бошӣ тири миҳнатро нишона!
Амал бо умрат-андар ниҳ ба миъёр,
Нигаҳ кун, то куҷо гардад замона!

**Абӯисҳоқи Ҷӯйборӣ.** Ҷӯйбор аз маҳаллаҳои Бухорост. Исми шоъир Иброҳим ибни Муҳаммад буда, аз касби деҳқонӣ таъмини рӯзгор мекардааст. Манзараҳои табиъат бо ҳолати психологии қаҳрамони лирикӣ дар шеъри ӯ тавъам таҷассум ёфтаанд:

Ба абр пинҳон кард офтоби тобонро,
Ба сабза бинҳуфт он лолабарги хандонро.
Ба сӯйи ҳар ду маҳаш бар ду шох райҳон буд,
Ба шохи мӯрд бипайваст шохи райҳонро.
Буте, ки хастадилонро ба бӯса дармон аст,
Дареғ дорад аз ин дарддида дармонро.
Ба абри найсон монам кунун ман аз ғами ӯ,
Сазад, ки санъати хуб аст абри найсонро.
Ба як гузар, ки саҳаргоҳ бар гулистон кард,
Биҳишт кард саросар ҳама гулистонро!

Аз офаридаҳои Абӯисҳоқи Ҷӯйборӣ ҳамагӣ ҳафт байт боқӣ монда бошад ҳам, маълум мешавад, ки ӯ шеърро пухта, бо санъатҳои фаровони бадеъӣ ва суханҳои суфтаву сара мегуфтааст.

**Дақиқӣ.** Абӯмансур Муҳаммад ибни Аҳмади Дақиқӣ аз сухансароёни бузурги асри X мебошад. Соли таваллуди ӯ аниқ маълум нест, вале азбаски вафоташ соли 978 воқеъ гардида, ба ривояте дар вақти маргаш 47-сола будааст, соли 931-ро замони таваллуди ӯ шумурдан имкон дорад. Дар китобҳои таъриху тазкира, ки шарҳи ҳоли шоъиронро фаро мегиранд, ӯро аз Самарқанд, Марв, Тӯс ва Ҳирот гуфтаанд. Аммо олими бузург Абӯрайҳони

Берунӣ (973—1048), ки муосири Дақиқӣ буд, Балхро зодгоҳи Дақиқӣ ёд мекунад.

Бинобар ҳамин, соли 1978, ба муносибати 1000-солагии рӯзи вафоти ӯ хотираи Дақиқӣ бо Қарори махсуси ЮНЕСКО (Муассисаи байналхалқии фарҳангии назди Созмони Милали Муттаҳид) таҷлил гардида, Балхӣ буданаш эътироф карда шуд. Сабаби самарқандӣ, марвазӣ, тӯсӣ ва ҳиротӣ дониста шудани ӯ он аст, ки Дақиқӣ дар Бухоро ва Чағониён, ки ҳамчун вилоят водии Ҳисори имрӯза ва ё ҳозира вилояти Сурхандарёи Ӯзбакистонро фаро мегирифт, низ зиндагӣ кардааст.

Дақиқӣ овози хуши сарояндагӣ дошта, аз илмҳои замони худ огоҳ буда, ҳамчунин, забонҳои арабӣ, паҳлавӣ ва суғдиро хуб медонистааст. Пайрави ойини бобоёнаш буда, мазҳаби зардуштӣ доштааст. Парастиши мазҳаби зардуштӣ ва, умуман, майл ба анъанаҳои мадании миллӣ, он вақтҳо хеле пурқувват шуда, дар асри даҳ як навъ истиқлолҷӯйии халқ аз таъсири арабҳо ва зътироз нисбат ба мафкураи табақаи ҳукмрон буд.

Зардуштиёне, ки дар он замон боқӣ монда буданд, чун одамони бомаърифат ба гузаштаи аҷдоди худ, махсусан забон, урфу одат, эътиқод ва таърихи он дилбастагии бениҳоят доштанд. Маҳз аз мӯъбадон -- пешвоёни ойини зардуштӣ, ки донандаю нигаҳдорандаи таърихи халқ буданд, чандин варианти «Шоҳнома» навишта гирифта шуда буд.

Дақиқӣ низ дар маъсалаи аз нав зинда кардан ва ба назм даровардани достонҳои қаҳрамониву таърихии халқҳои эронинажод, ки тоҷикон аз он қабиланд, хизмати арзандае кардааст. Вай пеш аз Фирдавсӣ бо супориши амири Сомонӣ Нӯҳ ибни Мансур, ки солҳои 975—997 ҳукумат рондааст, ба назми «Шоҳнома» сар мекунад. Назми «Шоҳнома» барои он ба Дақиқӣ супурда мешавад, ки ҳанӯз дар ҷавонӣ ҳамчун шоъири тавоно, донандаи забардасти гузаштаи пурифтихори халқ, дӯстдори фидоии обу хоки сарзамини худ шинохта шуда буд.

Дақиқӣ аз «Шоҳнома» қисмати достони Гуштоспро ба назм медарорад, ки мураккаб аз ҳазор байт аст. Мазмуни достонро шарҳи подшоҳии Гуштосп, пайдоиши Зардушт, ҷангҳои мазҳабии Гуштоспу Арҷосп, ки подшоҳи Тӯрон аст, ташкил медиҳад. Дақиқӣ Тӯронро дар Хитой медонад. Азбаски Дақиқӣ саргузашти Гуштоспро нақл мекунад, «Шоҳнома»-и ӯро «Гуштоспнома» низ гуфтаанд.

«Гуштоспнома» ё «Шоҳнома»-и Дақиқӣ бо назми маҳкамн соддаю равону пурмаънӣ иншо шудааст. Дар он ғояи истиқлоли маънавӣ, сиёсӣ ва иқтисодӣ вобаста ба муҳофизати Ватан ва шарафу номуси халқ ба миён гузошта мешавад. Ҳамчунин, ғояи ба давлати марказӣ аз рӯйи виҷдон итоат кардани гумоштаҳо дар вилоятҳо тарғиб карда мешавад. Ин кори наҷиби Дақиқӣ ба сабаби марги ӯ, ки аз тарафи мухолифони ғоявиву мазҳабиаш ташкил карда шуда буд, қатъ гардид. Аммо назми «Шоҳнома» қатъ нашуд, зеро манфиати ҳалқу вазъи сиёсии кишвар, ки дар хавфи таҳдид ва таҷовузи аҷнабиён монда буд, зарурати муҳофизати Ватан ва кӯшиши зинда гардонидани расму ойини гузаштагон талаб мекард, ки назми «Шоҳнома» давом дода шавад. Ба ин амри пуршараф Фирдавсии бузург камар баста, кори

саркардаи Дақиқиро давом дод. Фирдавсӣ қисмати назмкардаи Дақиқиро аз ҷиҳати мазмун, ғоя ва шеърият писандида, онро айнан ба «Шоҳнома»-и худ бо номи соҳибаш ҳамроҳ намуд.

Фирдавсӣ «Шоҳнома»-ро дар вазни интихобкардаи Дақиқӣ давом дод, ки мутақориби мусаммани мақсур буда, маънои мусамман ҳаштгона ва маънои мақсур кӯтоҳшуда мебошад. Ин вазн дар асрҳои минбаъда чун вазни достонҳои қаҳрамонӣ, ки дар адабиётшиносии умумиҷаҳонӣ достонҳои эпикӣ ва ба тоҷикӣ достонҳои ҳамосӣ мегӯянд, расм шуд. Вазни кӯтоҳ ва рукнҳои баробари он назми ин навъ достонҳоро лангардор ва пурҳашамат ҷилвагар менамояд.

Дақиқӣ дар навъҳои дигари шеър низ асарҳои барҷаста офарида, соҳиби девони азиме будааст. Девони Дақиқӣ фарогири қасида, ғазал ва қитъа будааст, ки ҳамаи онҳо ба жанри лирикӣ дохил мешаванд.

Қасидаю ғазалҳои Дақиқӣ намунаҳои беҳтарини назми асри X тоҷикро ташкил медиҳанд. Худи ӯ низ ишорае дорад, ки дар ин ду навъи шеър машҳур буданашро ифода менамояд:

Маро ҷӯед зи чандин шеъри шоҳон,
Зи чандин ошиқона шеъри дилбар!

Дақиқӣ дар навъҳои дигари шеъри тоҷикӣ низ асарҳои барҷаста офарида, дар онҳо зебоиҳои маъшуқа, шуҷоату далерӣ, ҳусни баҳор, ҷилваҳои табиат ва амсоли инҳоро тараннум мекунад:

Кош, ки андар ҷаҳон шаб нестӣ,
То маро ҳиҷрони он лаб нестӣ!
Захми ақраб нестӣ бар ҷони ман,
Гар варо зулфи муъақраб нестӣ!
В-ар набудӣ кавкабаш дар зери лаб,
Мӯнисам то рӯз кавкаб нестӣ!
В-ар мураккаб нестӣ аз некувӣ,
Ҷонам аз ишқаш мураккаб нестӣ!
В-ар маро бе ёр бояд зистан,
Зиндагонӣ, кош, ё раб, нестӣ!

Бар замми оҳанги гӯшнавозу рӯҳпарвар, таъсири эмотсионалии ғазали болоро нидои «кош, ки» ва «кош», маҷози «захми ақраб» («ақраб»-каждум, «муъақраб»-каждуммонанд)-и зулф, маҷозан ба маънои дандон истифода шудани «кавкаб» (ситора) барҷаста ба назар мерасонанд, ки шакли зебои шеърро бо мазмуни дилрабои он хеле мувофиқ кардаанд.

Дақиқӣ дар сурудани ашъор аз ташбеҳу истиора, маҷозу киноя ва муқобилгузорӣ зиёд истифода мебарад. Ҳамаи воситаҳои эҷоди бадеъии ӯ содда, заминӣ, дидашаванда, фаҳмо ва ба идрок наздик мебошанд, мисли:

Шаби сиёҳ бад-он зулфакони ту монад,
Сапед рӯз ба покии рухони ту монад!

Ё:

Ба зулф каж, валекин ба қадду қомат рост,
Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор.

Вале на ҳамаи ашъори Дақиқӣ шодоб аз сувари хаёли дидашаванда мебошанд. Ба порашеъри поён таваҷҷӯҳ фармоед:

Барафканд, ай санам, абри биҳиштӣ,
Заминро хилъати урдибиҳиштӣ!
Биҳишти аднро гулзор монад,
Дарахт- ороста ҳури биҳиштӣ!
Замин бар сони хунолуда дебо,
Ҳаво бар сони ниландуда ваштӣ…
Чунон гардад ҷаҳон ҳазмон, ки гӯйӣ,
Паланг оҳу нагирад ҷуз ба гуштӣ!

Профессор Расул Ҳодизода хотирнишон менамояд, ки «тасвири баҳор дар ин шеъри Дақиқӣ бо образҳои муҷаррад (абстрактӣ) сохта шудааст: абри биҳиштӣ, хилъати урдибиҳиштӣ, биҳишти адн, ҳури биҳиштӣ-ҳама тасвир ва ташбеҳҳои абстрактӣ ва ақлонианд, ки эҳсоси онҳо ба тарзи ҷисмонӣ номумкин аст. Дар байти охирин бошад, Дақиқӣ ташбеҳи ниҳоят пӯшида (ба ибораи илми бадеъи классикӣ, «ташбеҳи музмар»)-ро ба кор бурдааст, ки чигунагии вазъи табиатро тасаввур кардан душвор аст: ҷаҳон, яъне табиъат, — мегӯяд шоъир,— ҳар замон чунон дигаргун мешавад, ки гумон мекунӣ паланг оҳуро дар гӯштӣ ба чангаш медарорад. Дар ин ҷо шоъир шояд онро дар назар дошта бошад, ки ҳаво мисли паланг дар вакти ба оҳу дарафтодан хашмолуд (тирагии абр) мешавад ва дар қаҳр меғурраду садои пурхашм мебарорад».[64]

Хушбахтона, микдори чунин абёт дар ашъори боқимондаи шуъарои асри Х хеле ба нудрат ба чашм мерасад.

Баробари ин, Дақиқӣ қасида, ғазал, рубоъӣ, қитъа ва дубайтиҳои зебои пурмуҳтаво низ гуфта, лирики моҳире буд:

Дақиқӣ чор хислат баргузида
Ба гетӣ аз ҳама хубиву зиштӣ:
Лаби ёқутрангу нолаи чанг,
Шароби лаълу кеши зардуҳиштӣ!

Ниҳоят, Дақиқӣ қурбони дасисаи душманони давлати Сомонӣ мешавад: ғуломи туркаш ӯро ба қатл мерасонад.
Қасидаву ғазалҳои Дақиқӣ дар асрҳои баъд шухрати зиёд доштаанд, вале ёдгори ҷовидони ӯ ҳамон «Гуштоспнома»-и вай аст, ки як бахши «Шоҳнома» ва сармашқи Фирдавсӣ дар бунёди асари ҳамноми безаволи ӯ гардидааст.

**Аммораи Марвазӣ.** Абӯмансур ибни Муҳаммад марвазиюласл буда, дар байни солҳои 1004—1014 аз олам гузаштааст. Ӯ марсияе дорад, ки дар сӯгвории охирин подшоҳи сулолаи Сомонӣ - Абӯиброҳим ибни Нӯҳ

---

**64.Расул Ҳодизода**. Аз Рӯдакӣ то имрӯз, Душанбе, «Адиб», 1988, саҳ. 51.

ибни Мансур (997—999) гуфта шудааст. Дар ситоиши Султон Маҳмуди Ғазнавӣ низ мадҳияе дорад. Мувофиқи маълумоти сарчашмаҳо, аз Марв берун нарафтааст. Байти ӯ «Андар ғазали хеш ниҳон хоҳам гаштан, — То бар лаби ту бӯса занам, чун-ш бихонӣ» дар доираҳои аҳли тасаввуф хеле шӯҳрат доштааст, ки ин ҳолатро китоби «Асрор-ут-тавҳид фӣ мақомоти Шайх Абӯсаъид» таъкид кардааст.

Аз Аммора 108 байт акнун дар даст аст, ки аз завқи баланди ӯ дарак медиҳанд:

Он зоғро, нигоҳ кун, чун мепарад?!
Монанди яке қиргун чалипо!

Ё:

Бо чанги суғдиёнаву бо болиғу кабоб
Омад ба хони чокари худ хоҷа бо савоб.

Андарзу насиҳату ҳақиқат бархе аз абёти Аммораро ба гунаи дигар зеб медиҳанд:

Ғарра машав бад-он, ки ҷаҳонат азиз кард,
Ай бас азизро, ки ҷаҳон кард зуд хор!
Мор аст ин ҷаҳону ҷаҳонҷӯй моргир,
Аз моргир мор барорад ҳаме димор!

Васфи май, ситоиши мамдӯҳ, андарзу ҳикмат ва шӯхӣ муҳтавои абёти дигари Аммора мебошанд:

Чаро, ки хоҷа бахилу занаш ҷавонмард аст?!
Зане, чи гуна зане?! — Симсоъиду лунба!

Тасвири манозири табиъат низ дар гуфтори Аммора латифу некӯ ба назар мерасад:

Ҷаҳон зи барф агар чанд гоҳ симин буд,
Зумуррад омаду бигрифт ҷойи тӯдаи сим.
Баҳорхонаи кашмириён ба вақти баҳор
Ба боғ карда ҳама нақши хештан таслим.
Ба даври бода ҳама рӯйи некувон, гӯйӣ,

Пашиз сохта аз гул ба пушти моҳи шамим!

Баррасии абёти боқимондаи Аммора нишон медиҳад, ки мавсуф аз шоъирони забардасти замонаш ва дар эҷоди қасидаву маснавию ғазал устод буда, ашъораш на фақат дар замони зиндагиаш, балки минбаъда ҳам дар байни ақшори гуногуни ҷомиъа шуҳрат доштааст. Сӯфии номӣ

---

Абӯсаъиди Абулхайр (967—1014) мазмуни орифонаи байти зайли Аммораро басе меписандидааст:

Андар ғазали хеш ниҳон хоҳам гаштан,
То бар лаби ту бӯса занам, чун-ш бихонӣ!

**Абӯтайййиби Мусъабӣ.** Номи шоъир Муҳаммад ибни Ҳотам, куniяташ Абӯтайййиб ва тахаллусаш Мусъабӣ мебошад. Вафоташ соли 938 иттифоқ афтодааст. Аз шоъирони ҳамкору ҳамнишини Рӯдакӣ буда, ба забонҳои арабӣ ва форсӣ шеър менавиштааст. Бо Балъамӣ дӯстӣ меварзидааст. Ба ҷойи Балъамӣ ба мансаби вазорат нишастани Ҷайҳониро намехостааст. Аз сабаби хилофи амри амир баромадан кушта мешавад. Саъолабӣ ашъори зиёди арабии Мусъабиро дар «Ятимат-уд-даҳр» дарҷ кардааст.

Қасидаи форсии ӯ бошад, бо оҳанги танқидии худ тафовут дорад:

Ҷаҳоно, ҳамоно фасунию бозӣ,
Ки бар кас напойиву бо кас насозӣ!

**Абӯшуъайби Ҳаравӣ.** Исми ин адиб Солиҳ ибни Муҳаммад буда, зодгоҳаш Ҳирот аст. Аз гуфтори Абӯшуъайб 14 байт боқӣ мондааст, ки ҷанбаи ишқӣ доранд:

Дӯзахикеше, биҳиштирӯю қад,
Оҳучашме, ҳалқазулфе, лолахад!
Силсилаҷаъде, бунафшаъоразе,
К-аш Сиёвуш афдару Парвиз ҷад...
Гар бибахшад ҳусни худ бар зангиён,
Туркро, бешак, ба занг ояд ҳасад!..

**Башшори Марғазӣ** ҳам ба форсӣ ва ҳам ба тозӣ шеър мегуфтааст. Аз ӯ қасидае боқӣ мондааст, ки дорои 31 байт асту монанди қасидаи «Модари май»-и Рӯдакӣ аз тарзи тайёр кардани шароб ва хусусиятҳои шодибахши он қисса мекунад:

Разро Худой аз қибали шодӣ офарид,
Шодиву хуррамӣ ҳама аз раз бувад падид!
Аз ҷавҳари латофати маҳз офарид раз,
Он к-ӯ ҷаҳону халқи ҷаҳонро биёфарид…
Ангури токи ӯ нагирад, васфи ӯ шунав,

Васфи тамом гуфт, зи ман боядат шунид!

**Шокири Бухоройӣ.** Ному насаб, ҷараёни зиндагӣ, соли таваллуду вафот ва навиштаҷоти ӯ маълум нест. Аз он ки фақат дар «Луғати дарӣ» ва ««Ал-муъҷам» аз гуфтори ӯ 35 байт иқтибос шудааст, маълум мегардад, ки шоъири тавоное будааст. Васфи шароб, ситоиши маъшуқа, тараннуми ишқ, мадҳу сито, панду ҳикмат, танзу шикоят, накӯҳиши чизпарастӣ мазмуни асосии абёти дастраси Шокири Бухороиро ташкил медиҳанд:

Рӯйи маро ҳаҷр кард зардтар аз зар**,**
Гардани ман ишқ кард нармтар аз дух.

Дух- ҳамон лух, яъне пахоли тибитмонандест, ки аз барги най мебарояд.

Дар мадҳи касе мегӯяд:

Ба гоме сипард аз Хито то Хутан,
Ба як так давид аз Бухоро ба Вахш!

Равнақи иқтисодиёт, шукуфоии мамлакат, ривоҷи адабиёт, рушди ҳунарҳои зебо ва инкишофи сохти давлатдории Сомониён дар аҳди ин хонадон кишвари моро дар ҳудуди Хилофати Араб дар сурати давлати хеле мумтоз ҷилва дод, ки дар натиҷа таърихнигорон ва аҳли илм ба мақоми волои Оли Сомон дар таърихи эронинажодон қоил шуда, нақши муҳимми давлаташонро дар таърихи мардумони ориёинасаб эътироф кардаанд Ҳанӯз соли 1353 ҳ. ш., ки баробари соли 1974 аст, дуктур Азизуллоҳи Баёт -- устоди Донишгоҳи «Шаҳид Биҳиштӣ» дар Теҳрон гуфта буд: «Агар Сомониён ба ҷаҳонбинӣ намерасиданд, Эрону эронӣ чунон дар тамаддуну забони тозӣ мустаҳкам мешуд, ки имрӯз чун Мисру Шимоли Африқо ва Сурияву Ироқ ҷузви қаламрави забону тамаддуни араб ба шумор мерафт».[65] Бузургиву азамати ин хонадонро аз ин биҳтару рӯшантар ифода кардан имкон надорад, ҳарчанд гунае аз онро бисёр муҳаққиқони қаблу баъд аз ин ҳам баён кардаанд.

**Ҳаким Майсарии Суғдӣ а**з табибони шоъирпешаи Суғд буда, ба форсии дарӣ ва арабӣ чандин китоб доштааст. Соли 324 ҳиҷрӣ (935 мелодӣ) зоида шуда, асари маъруфи худро тақрибан дар 47-солагиаш анҷом бахшида, номи онро худаш «Донишнома» мегӯяд, ки дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси маҳзуф, ба забони форсӣ, иншо гардида, дар асл 4500 байтро фаро мегирифтааст. Нусхаи ягонае, ки аз он боқӣ мондааст (Китобхонаи миллии Порис, № — 7799 — 3101) ба хатти настаълиқ, соли 852 хиҷрӣ (1448 мелодӣ), китобат шуда,[66] ҳовии 4481 байт аст. Котибаш Маҳмуди Табрезии «Шоҳнома»-хон мебошад. Ба гуфти худи муаллиф, ӯ соли 367 ҳиҷрӣ ба таълифи нома пардохта, соли 370 ба итмомаш расонидааст[67], ки ба солҳои 978 ва 981 мелодӣ рост меояд:

65. **Азизуллоҳи Баёт.** Чигунагии ташкили Давлати Сомониён. Маҷаллаи «Баррасиҳои таърихӣ», соли нӯҳум, 1353, шумораи 1, шумораи мусалсали 50, саҳ. 260.
66. **Catalogue des manugeriots persans**, t.II, p.82, № 818.
67. **Ж. Лазар**. Два медицинских трактата 10 века на форси-дари / «Рӯдакӣ ва замони ӯ», Душанбе, 1958, саҳ. 91- 97.

Биянҷомид «Донишнома»-и ман,
Баромад з-ӯ мyроду комаи ман.
Ба соли сесаду ҳафтод будем,
К-аз ин нома ҳаме пардахта шудем...
Ман аз ду бисту ду се бургузаштам
Ва девони ҷавонӣ барнавиштам.

Ва:

Ман ин гуфторро андом додам,
Ва «Донишнома» аввал ном додам.
Ман инро гуфтам андар моҳи шаввол,
Ба шасту сесаду ҳафт омада сол.

Ба форсӣ, на арабӣ, сурудани «Донишнома»-ро муаллиф ин тавр шарҳ медиҳад:

Бигӯям тозӣ, арна порсӣ нағз,
Зи ҳар дар ман бигӯям мояву мағз.
Ва пас гуфтам:-Замини мост Эрон,
Ки беш аз мардумонаш порсидон.
В-агар тозӣ кунам, некӯ набошад,
Ки ҳар касро аз ӯ нерӯ набошад.
Дарӣ гӯям-ш, то ҳар кас бидонад,
Ва ҳар кас бар забонаш — бар биронад.
Кунун пири хирадмандаш бихонад,
Ҳама роҳи пизишкӣ з-ӯ бидонад.

Дар бораи мамдӯҳи худ мегӯяд, ки соҳиби хирад, дониш, некӣ, чарбгӯйӣ, дод, некхӯйӣ, мардӣ, саворӣ, родӣ ва бурдборист.[68]

«Донишнома»-и Майсарӣ аз лиҳози сабки нигориш, мазмунҳои ахлоқӣ ва пандиёташ лоиқи таваҷҷӯҳ аст. Майсарӣ тамоми донишро ба чаҳор бахш: ситорашиносӣ, ҳандаса, тиб ва илми дин ҷудо намуда, изҳори ақида мекунад, ки инсон нуҷум (ситорашиносӣ) ва ҳайатро надонад ҳам, метавонад зиндагии хуб гузаронад. Аммо бе донистани тиб, ки асоси зиндагӣ ва воситаи омӯзиши илми дин аст, зиндагӣ ба ваҳшоният табдил мегардад. Майсарӣ мефармояд:

Сутуни ҳар чи аз дониш чаҳор аст,
Ду з-он ҳамвора мардумро ба кор аст.
Нахустин з-ӯ ситора, к-аш бидонӣ,
Ҳама ойинҳои ӯ бихонӣ.

---

**68. Майсарӣ.** Донишнома, Теҳрон, 1366, саҳ. 269, 267.

Бидонӣ сар ба сар рафтори ӯро,
Зи некию бадӣ кирдори ӯро.
Дигар дониш, туро гӯям, кадом аст,
Мар ӯро ҳандаса зӣ Рум ном аст.
Шумурдан, гарна паймудан-ш бунёд,
Ҷаҳон аз дониши ӯ ҳаст ободӣ!
Чӣ чоҳ асту чӣ болою баланд аст,
Бурун орад ба паймудан, ки чанд аст.
Савум дониш пизишкӣ — дониши тан,
Ки танро доштан биҳтар зи ҷавшан!
Чаҳорум дониши дини худойӣ,
К-аз ӯ ёбад тан аз дӯзах раҳойӣ!
Ситора гар надонӣ, з-ӯ гузир аст,
В-агарчи дониши хубу ҳажир аст,
Ҷаҳон паймудан арчи судманд аст,
Ҳам он кас, к-аш надонад, бегазанд аст.
Пизишкирову динро гар надонӣ,
Зиён аст инҷаҳону онҷаҳонӣ!
Яке танро зи беморӣ бисӯзад,
Дигар ҷонро зи дониш барфурӯзад!

Ситоиши доно ва қадри донишманд мазмуни асосии бисёр бобҳои дастонро фаро мегирад. Майсарӣ фикри худро бо гуфтори шахсиятҳои бузурги таърих (Пайғамбари акрам, Нӯшервони одил, Ҳазрати Алӣ ибни Абетолиб) тақвият медиҳад. Аз ҷумла, «Қадри инсон аз рӯйи дониши ӯст» (Накӯ гуфтаст Нӯширвон ба хониш, — Ки мардумро бувад арзиш ба дониш) мегӯяд ӯ, дар асоси панди Анӯшервон, ки Ҳазрати Алӣ ҳам дар ҳамин маънӣ фармудааст: «Мардумро баҳо чандон, ки донад».

Аз ин гуфтаҳо ба хулосае омадан мумкин аст, ки на аслу насаб ва ирқу нажод боиси имтиёзи инсон аст. Бар замми дониш, ба инсон некӣ варзидан обрӯ мебиёрад (Ҳама некӣ кунад, некӣ сиголад, — Зи некӣ бар пушаймонӣ кӣ нолад?). Кас метавонад аз некиву накӯкорӣ ба саъодати ҳар ду ҷаҳон ноил гардад (Ба некӣ ёбад ин ҳар ду ҷаҳон мард, — Касе дидӣ, ки бар некӣ зиён кард?). Дигар, гуфтори хуб, ростӣ, саховат низ аз хислатҳои писандидаи инсонист (Агар нонат набошад гандуминрӯй, —Сухан боре ба хон-бар гандумин гӯй!). Бедодӣ, зулм ва ҷавр, дар андешаи ҳаким Майсарӣ, нишони нотавонист.

Муаллиф дар мавриди ташреҳи бадан тамоми амрози маълум ва доруҳоро баён мекунад. Ба қавли ӯ, ғайр аз пирӣ ва марг, илоҷи ҳамаи ранҷҳо мавҷуд аст:

Валекин маргро чора надонам,
Ба ҷойи марг бечора бимонам.

Ба василаи «Донишнома» ҳаким Майсарии Суғдӣ суннати Устод Рӯдакиро дар бахши сурудани маснавиҳои илмӣ пайравӣ ва ривоҷу дастгирӣ намуда, анъанаи танзими маснавии «Даврони Офтоб»-ро идома додааст.

**Кисойии Марвазӣ,** чунон ки аз нисбааш бармеояд, зодаи шаҳри Марв аст. Абулҳасан Маҷдуддин Исҳоқ ном дорад. Аз шоъирони нимаи дувуми қарни X - нимаи аввали қарни XI мебошад. Соли таваллудашро бо рӯзу моҳ худаш 27 шавволи 341 ҳиҷрӣ қайд мекунад, ки ба 17 марти соли 953 баробар аст:

Ба сесаду чиҳилу як расид навбати сол,
Чаҳоршанбаву се рӯз монда аз шаввол,
Биёмадам ба ҷаҳон, то чӣ гӯяму чӣ кунам,
Суруд гӯяму шодӣ кунам ба ниъмату мол!

Ба қавли Саъид Нафисӣ, ӯ қариб сад сол ҳаёт дида, тақрибан соли 1049 аз дунё гузаштааст.

Кисойӣ шоъири хеле тавоност. Ғазалу қасидаро некӯ мегуфтааст. Васфи маю маъшуқа, ҳолати ошиқ ва зуҳуроти гуногуни ишқро тараннум мекунад, ки ин мазмун муҳтавиёти ғазалгунаҳо ва ташбиби қасидаҳои ӯро ташкил медиҳад:

Қомати чун сарв равонаш нигар,
Он лаби ширину забонаш нигар!
Кӯшиши он чашми сиёҳаш бибин,
Хушшийи он танг даҳонаш нигар!

Кисойӣ устоди чиҳранигориву манзаранигорист. Образҳо ва сувари хаёли ӯ хеле равшан ба чашм аён буда, аз камоли маҳораташ дарак медиҳанд:

Нилуфари кабуд, нигаҳ кун, миёни об
Чун теғи обдодаву ёқути обдор!
Ҳамранги осмону ба кирдори осмон,
Зардиш дар миёна чу моҳи даҳу чаҳор!
Чун роҳибе, ки ду рухи ӯ солу моҳ зард
В-аз митрафи кабуд ридо кардаву изор!

Дар асри X ранг кардани мӯй одат (шояд одати аҳли дарбор) будааст, ки Кисойӣ низ ба он ишора дорад:

Аз хизоби ману аз мўйи сияҳ кардани ман
Гар ҳаме ранҷ хурӣ, беш хуру ранҷ мабар!
Ғаразам з-ин на ҷавонист, битарсам, ки зи ман
Хиради пир биҷўянду наёбанд асар!

Кисойӣ ба хотир меорад, ки дар аҳди Сомониёну Балъамиён зиндагӣ, чунон ки дар замони Маҳмуди Ғазнавӣ шуд, набуд. Албатта, ў хеле бад шудани зиндагӣ, бетартибӣ ва ривоҷи бозори зулму ҷаврро дар назар дорад, ки Рўдакивор мегўяд:

Ба вақти давлати Сомониёну Балъамиён
Чунин набуд ҷаҳон, бониҳоду сомон буд.

Ашъори рангоранг ва анвоъи гуногуни шеъри Кисойӣ далели қудрати шоъиронаи ўст, ки абёти зерин далели равшани даъвостанд:

Гул ниъматест ҳадяфиристода аз биҳишт,
Мардум каримтар шаванд андар наъими гул.
Ай гулфурўш, гул чӣ фурўшӣ барои сим?!
Аз гул азизтар чӣ ситонӣ ба сими гул?!

Ҷамъан аз Кисойӣ акнун тақрибан 260 байт дастрас аст.

**Абулаббоси Имомӣ** низ аз шоъирони охири асри X — ибтидои асри XI буда, муаллифи «Ал-муъҷам» Шамси Қайси Розӣ дар исботи ҳарфи равии қофия ду байт аз ў мисол меорад:

Ду чашмак пур зи банди чашмбандон,
Ду ёқутак ҳамеша ханд-хандон!
Яке мар тандурустонро ғаму дард,
Якеро сўй  дарди  дардмандон!

**Абулфатҳи Пиндор** ҳам аз шоъирони ҳамин замон аст. Номи ўро Абулфатҳ Камолиддин ибни Абўнаср Хотири Розӣ (ваф. 1010) қайд кардаанд, ки чанде дар доираи адабии Маҷдуддавлаи Дайламӣ (997—1029) ширкат варзида, ба забонҳои паҳлавӣ, арабӣ ва дарӣ шеър мегуфтааст. Китоби луғате ҳам доштааст бо номи «Мунтахаб-ул-фурс», ки аз он дар айни замон мадраке дар даст надорем.

Ду байти зерин аз ҷумлаи 54 байти боқимондаи мероси ўстанд, ки басо мақбулу Рўдакивор офарида шудаанд:

Лаҳни ўро ману байти паҳлавӣ,
Захмаи   рўду самоъи  хусравӣ!

Ва:

Мушкинкилке, сару бунболое,
Во ду чашми шаҳлою чӣ шаҳлое?!

**Абулҳасани Оғочӣ** Алӣ ибни Илёс ном дошта, зодгоҳаш Бухорост. Соли 977 ӯро ба дарбори Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ даъват намуданд. Ба арабӣ ва форсӣ шеър мегуфтааст. Ӯро шоъири соҳибдевон гуфтаанд, вале имрӯз девонаш аз байн рафта, ҳоло аз он фақат 39 байт дар даст дорем, ки дар носозгории рӯзгор, авҷи бозори зулм, беқадрии илму ҳунар ва амсоли ин суруда шудаанд:

Туро фазилат бар хештан тавонам дид,
Валек фазлат номардумисту бехирадӣ!

**Абӯабдуллоҳи Валволаҷӣ**. Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Солеҳи Валволаҷӣ, ки маъруф ба Навоеҳийи Марвазӣ буд, дар аҳди Сомониён шоъири устод шинохта шудааст. Аз мероси адабии ӯ ду қитъа дубайтӣ боқист, ки яке ин аст:

Симдандонаку басдонаку хандонаку шӯх,
Ки ҷаҳон он-к бари мо лаби ӯ зиндон кард.
Лаби ӯ бинию гӯйӣ, ки касе зери ақиқ
Ба миёни ду гул — андар шакаре пинҳон кард!

**Абӯнасри Марғазӣ** аз шоъирони асри X буда, Асадии Тӯсӣ дар «Луғати фурс» ин байти ӯро зикр мекунад:

Нестиро ҳаст кунад тунбали ӯ,
Ҳастиро нест кунад фарҳасташ!

**Мунҷики Тирмизӣ.** Номаш Абулҳасан Алӣ ибни Муҳаммад буда, бо лақаби Мунҷики Тирмизӣ маъруф аст. Ба шаҳодати муаллифи «Таърихи эҳё-ул-мулук» Мунҷик номи яке аз қарияҳои шарқии шаҳри Тирмиз буда, шоъир бо номи зодгоҳи худ ва Ҳаким Мунҷик шуҳрат пайдо кардааст. Соли таваллуду марги ӯ равшан маълум набошад ҳам, аз қаринаҳо метавон ба хулосае омад, ки дар нимаи дувуми қарни X ба шоъирӣ пардохта, чанде дар доираи адабии ҳукмрони Чағониён Тоҳир ибни Фазли Чағонӣ ширкат варзида, фаъолияти адабиро давом додааст.

Мунҷик аз шоъирони соҳибдевон аст. Ба қавли Носири Хусрави Қубодиёнӣ, девони Мунҷик дар Мовароуннаҳру Хуросон даргард буда, онро дар Озарбойҷон низ мехондаанд. Қатрони Табрезӣ чанд ҷойи нофаҳмояшро аз Носири Хусрав пурсида мегирад.

Мунҷик ғазалу қасида ва рубоъиву қитъа дорад, вале дар ҳаҷву танз бемонанд будааст. Ба маҳорати ҳаҷвнигории Мунҷик Муҳаммади Анварӣ ва тазкиранигорони баъдина баҳои баланд медиҳанд. Аз ҷумла, Ризоқулихони

Ҳидоят менависад: «Мунҷик марде теззабон, ҳазлойин, тундтабъ, забоновари болиғу нуктадон буд, ки касе аз тири табъаш нарастиву аз каманди ҳаҷваш наҷастӣ; синаи аҳли кинаро ба ҳиҷо хастиву дасти аҳли забонро ба каманди ҳазл бастӣ».[69]

Бо камоли таассуф метавон таъкид кард, ки аз мероси ғании Мунҷик намунаҳои каме то замони мо расидаанд, ки дар «Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ» ҳамагӣ 517 байти он гирд оварда шудааст. Намунае аз он:

**69. Ризоқулихони Ҳидоят.** Маҷмаъ-ул-фусаҳо, ҷ. 1, Теҳрон, 1341, саҳ. 560.

Ай маҷлисиёни ҳазрати шоҳ,
Дарёи шумо наҳанг дорад!
Аз баҳри Худо, маро бигӯед,
То нони шумо чӣ ранг дорад?!

Панди дигар:

Чаро-т риш дароз омадаасту боло-т паст?!
Муҳол бошад боло чунону риш чунин!

Дар зарурати табиби доно ва вазири ботадбир мефармояд:

Басо табиб, ки моя надошт, дард афзуд,
Вазир бояд, мулки ҳазорсола чӣ суд?!
Вазири нав ситадӣ, к-ӯ зи ройи бемаъни
Ба гӯши мулк - андар фиканд каррӣ зуд.
Чу мулк кар шаваду нашнавад муроди малик,
Ду чиз бояд - динори зарду теғи кабуд!

**Робиъаи Балхӣ** нахустин шоъираи форсу тоҷик, духтари Каъб буда, дар асри Х зиндагӣ ва эҷод кардааст. Ӯро бародараш дар ҷавонӣ бо гуноҳи ишқ дар ҳаммом буғӣ карда куштааст. Робиъа ба Бектош, ки ғуломи бародараш буд, дил баста буд. Саргузашти шӯрангези Робиъаи Балхӣ бисёр адибонро ба илҳом овардааст. Шоъири бузург Шайх Аттори Нишопурӣ (асри ХШ), Ризоқулихони Ҳидоят (асри XIX) ва чанд нависандаи ҳамзамони Тоҷикистону Афғонистон дар бораи ӯ асарҳои бадеъӣ навиштаанд.

Робиъа дар сурудани ашъори ошиқона устод буда, шеърҳои ишқии Рӯдакиро сармашқи эҷоди худ қарор медодааст. Аз гуфтори Робиъа ба овардани фақат як намуна иктифо меварзем:

Кош-к танам боз ёфтӣ хабари дил,
Кош-к дилам боз ёфтӣ хабари тан!
Кош-к ман аз ту бирастаме ба саломат,
Ой, афсӯсо, куҷо тавонам растан?!

**Аксари адибони дигаре, ки дар ин аср рӯз бз сар мебурданд, низ соҳиби шуҳрати хос буда, аз Бухоро, Балх, Марв, Самарқанд, Чағониён, Тирмиз, Ҳирот, Сарахс, Гургон ва Нишопур барин шаҳрҳо ва бисёр музофоти Мовароуннаҳру Хуросон маншаъ гирифта, бештаринашон дар Бухоро, ки дар аҳди Сомониён маркази бузурги илмиву адабӣ ҳисоб меёфт, ҷамъ омада буданд. Дар замонҳои баъдина кам ба назар мерасад, ки дар як аср ин қадар суханварони соҳибмақоме ба камол расида бошанд, ки соҳиби табъи салим ва истеъдоди фитрӣ бошанд.**

Адабиёти асрҳои IX—X тоҷик аз ҷиҳати мавзӯъ ниҳоят ғанӣ буда, мавзӯъҳои асосии он аз инҳо иборатанд: муборизаи абадии некӣ бо бадӣ, ҳикмат, фалсафа, панд, ҳасби ҳол, мадҳ, ҳаҷв, танқиди иллатҳои ҷамъият, ҳазл, ишқ, ҳамоса, рухдодҳои таърих, достон, қисса, васфи табиъат, васфи Наврӯзу Меҳргону Сада, шодбошӣ ва ғайра. Маҳз дар ҳамин замон талаби эстетикие пеш гузошта шуда буд, ки шеър бояд дар қолаби суханҳои фаҳмо бо ҷавҳари маънӣ ороста гардида, ҳикмату лаззат дошта бошад. Хусусан, мавзӯъҳои муҳофизати Ватан. мубориза бар зидди истилогарони хориҷӣ, талоши истиқлол, бо назари ибрат ба гузашта ва собиқаи қавмҳо нигаристан ва ситоиши обу хоки диёр дар адабиёти ин давр баланд садо медиҳанд. Кофист, ки як байти Фирдавсиро ба хотир оварем:

Ҳама сар ба сар тан ба куштан диҳем,
Аз он биҳ, ки кишвар ба душман диҳем!

Зеро шоъири ҷаҳоншумул, алҳақ, дуруст мефармояд:

Ҳама мулки Эрон саройи ман аст,
Ки неку бадаш аз баройи ман аст!

Барои чунин Ватан бедареғ ҷон додан меарзад. Бар болои ин, суннати ачдодии мо будааст, ки мурдани баномро аз зинда будан дар бандагиву хидмати душман авлотар мешуморад:

Чунин гуфт мӯъбад, ки мурдан ба ном
Биҳ аз зинда душман бар ӯ шодком!

Панду андарзу нисиҳат, хусусан таълими одоби нек, тарғиби инсофу адолат, ситоиши ҳунар ва васфи илму дониш, тавсифи хирад, тараннуми дӯстӣ қисмати барҷастаи адабиёти асри X-ро ташкил медиҳанд.[70] Ин мавзӯъ дар осори Рӯдакӣ, Шаҳиди Балхӣ, Абулмуайяди Балхӣ, Абулҳайсами Гургонӣ, Мунҷики Тирмизӣ, Абӯшакури Балхӣ бақувваттар ба назар мерасад. «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ ганҷинаи ҳикмат будааст. Адибони ҳамзамони Рӯдакӣ илму донишро сарвати бебаҳои маънавӣ, наҷотдиҳанда аз тангдастӣ ва маҳрумиятҳо дониста, эътироф мекарданд, ки ҷамъият ҳамеша ба илм эҳтиёҷ дорад. Шахс бояд дар кӯдакию ҷавонӣ илму ҳунар аз худ кунад ва то

замоне, ки зинда аст, аз омӯхтан ғофил намонад. Мақоми шахс дар ҷамъият ба дониш, адаб ва ҳунарн ӯ вобаста аст, на ба аслу насаб.

Танқиди иллатҳои ҷамъият, нобаробарии иҷтимоӣ, фасоди ахлоқ ва ҳазлу шӯхӣ дар гуфтори Рӯдакӣ, Аммора, Кисоӣ, Шаҳид, Абӯшакур, Ҳаббоз (ваф. 953) ва Мунҷик бештар ба назар мерасад. Онҳо аз шикампарастии саркардагон, беадолатии ҳокимон, бемурувватии амалдорон, тангдастии аҳли дониш ва ҳоли бади аҳли заҳмат шиква мекунанд. Ба қавли Шаҳиди Балхӣ,

Агар ғамро чу оташ дуд будӣ,
Ҷаҳон торик будӣ ҷовидона.
Дар ин гетӣ саросар гар бигардӣ,
Хирадманде наёбӣ шодмона!

Шоъирони ин давра ҳангоми тасвири инсону табиат дар байни онҳо иртиботи ҳайратангезеро дарк намуда, барои ифодаи фикри худ аз он моҳирона истифода бурдаанд. Ташбеҳҳо, тазодҳо, васфҳо ва истиораҳои табиӣ ҳама аз ин ду манбаъи ҷаҳони моддӣ гирифта шудаанд. Рӯдакӣ мефармояд:

Чамани ақлро хазонӣ агар,
Гулшани ишқро баҳор туйӣ!
Ишқро гар паямбарӣ, лекин
Ҳуснро офаридагор туйӣ!

Шоъирони асри X хусусан дар тавсифи ҷилваҳои баҳор, нигориши манзараҳои тирамоҳ ва тасвири лаҳзаҳои зимистон устодиву ҳунармандии ҳайратоваре нишон додаанд. Дар ин гуна тасвирҳои эшон кас табиъати зиндаи ҳамеша дар наҳзату ҳаракатро мебинад.

Дар ғазалу тағаззул ва насибҳое, ки дар онҳо сухан аз ишқ меравад, лаззати ишқ ва кайфу сафои ошиқ аз ин лаззатгирӣ тараннум меёбанд, аммо аз ҳиҷрон, фироқ ва дарди ҷудоӣ осоре ба назар намерасад, зеро канизон ва ғуломони турк, ки харида мешуданд, дар ҳар маврид бемалол метавонистанд, ки чун воситаи дилхушӣ истифода гарданд (Ай харидор, ман туро ба ду чиз: — Ба дилу ҷону махр дода забун). Ин маъшуқ метавонад марди лашкарӣ бошад. Бинобар ҳамин, чобуксаворӣ, бераҳмӣ, ғазабнокӣ, ноошноӣ ва сойири сифатҳои ҷанговарона чун сифатҳои хуби маъшуқ васф карда мешаванд.

Таҳриру ҷамъ овардан ва сара намудани «Шоҳнома» дар асри X эҳтиёҷи маънавии халк буд, ки ба сабаби зиёд шудани хавфи ҳуҷуми кӯчманчиён бар зидди Давлати Сомониён, аз байн рафтани истиқлолияти миллӣ ва низоъҳои дохилӣ рӯз ба рӯз меафзуд, торафт бештар таваҷҷӯҳи аҳли қалам ва мардони сиёсатро ба худ ҷалб мекард. Соли 957, бо супориши сарлашкари Сомониён Абӯмансур Муҳаммад ибни Абдураззоқ, чандин

70. **Аълохон Афсаҳзод.** Султони шоъирон, саҳ. 67—76.

мӯъбади зардуштӣ «Шоҳнома»-е мураттаб сохтанд, ки чун «Шоҳномаи Абӯмансурӣ» машҳур гашт. Соли 983 Абулмуъайяди Балхӣ ва баъди се соли ӯ Масъудии Марвазӣ «Шоҳнома»-ҳои худро таълиф намуданд. Иқдоми Дақиқӣ дар ин ҷода қадами ҷиддие буд, ки барои эҷоди «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ роҳ кушод.

**Қиссаю достонҳо** дар навъу қолаби маснавӣ таълиф мешуданд. Достонҳои қаҳрамонӣ, ҳамосавӣ (эпикӣ), ишқӣ ва ахлоқӣ дар ҳамин навъи назм эҷод гардидаанд. Ҳафт маснавии Рӯдакӣ, аз ҷумла «Калилаву Димна» ва «Синдбоднома», се маснавии Абӯшакури Балхӣ (тав. 915), ки яке аз онҳо «Офариннома» аст, «Шоҳнома»-и манзум, «Юсуфу Зулайхо»-и Абулмуъайяди Балхӣ намунаҳои барҷастаи достонсаройӣ ва қиссапардозии он замон ба ҳисоб мераванд. Дар таркиби номи аксари онҳо омадани ҷузъи «нома» ба достон буданашон ишорат мекунад. Маҳз дар асри Х аввалин достонҳое, ки мавзӯъашон, мисли «Донишнома»-и Майсарӣ, илм аст, ба майдон омаданд, ки асосгузори ин навъи достон низ Устод Рӯдакӣ буда, маснавии ӯ «Даврони Офтоб» роҷеъ ба илми нуҷум (астрономия) будааст.

**Навъи аз ҳама ривоҷёфтаи назми асри Х қасида буд.** Мавзӯъи қасида бештар мадҳу васф, гоҳе фалсафа, шикоят, ҳасби ҳол ва ғайра мебошад. Асосгузори қасидаи мукаммал дар адабиёти форсӣ, чунон ки ишора шуд низ Устод Рӯдакист. Бисёр шоъирони давр қасида навиштаанд. Аз ҷумла, Маҷдуддин Абдулҳасан Кисойии Марвазӣ (953—1049) низ ба сурудани қасидаҳои фалсафӣ, ахлоқӣ ва ҳикматомез машғул будааст. Танҳо қисмати муқаддимавии қасидаҳояш мавҷуданд, ки ба васфи баҳор, ишқ, ҷавонӣ, хушгузаронии умр, ҷашну идҳо ва амсоли инҳо бахшида шудаанд.

**Ғазал** ҳам чун навъи писандидаи лирика инкишоф меёфт, ки бо мусиқӣ алоқаи зич дошта, асосан бо оҳанг суруда мешуд. Устодони ин навъи шеър дар асри Х Рӯдакӣ, Шаҳид, Дақиқӣ, Робиъа, Хусравонӣ, Мунҷик ва дигарон ғазалҳои худро бо мазмунҳои ошиқона, васфи баҳор ва лаззатҳои зиндагӣ ороста, дар ифода суханҳои нарму ташбеҳоти нозукро истифода кардаанд.

**Бузургтарин ҳамосаи миллии дунё «Шоҳнома»** мебошад, ки таҳрири аввали онро Абулқосими Фирдавсӣ соли 994 ба охир расонда буд. Ин асар бо азамати ҳаҷм (120 ҳазор мисраъ), санъати баланд ва мазмуни олӣ мумтоз буда, таърих, фалсафа, ахлоқ, ақоид, муқаддасот, одоб ва пиндори эрониёнро оид ба офариниши олам, сиришти одамӣ, моҳияти рухдодҳои табиат, мақоми ҷону хирад дар зиндагии мардум қисса мекунад.[71]

Муаллифи «Шоҳнома»-и безавол **Абулқосим Мансур ибни Ҳасан Фирдавсӣ** соли 934 дар деҳаи Божи ноҳияи Табарони вилояти Тӯс дар оилаи ашрофзодаи заминдор, ки он вақтҳо деҳқон мегуфтанд, ба дунё омадааст. Вай дар мадраса улуми замонаро амиқ омӯхта, забони паҳлавӣ, ойини зардуштӣ, аспсаворӣ, тирандозӣ, шамшерзанӣ, гӯштингирӣ ва илми ҳарбро азбар карда буд. Аммо диққати ӯро беш аз ҳама таърихи ниёгон ба худ мекашид. Аз овони ҷавонӣ шеър мегуфт, қиссаю афсонаҳоро ҷамъ мекард. Бо ин

мақсад шаҳру деҳоти зиёдро гашт, «Авасто», «Худойнома» ва амсоли инҳоро омӯхт ва соли 975 ба таълифи «Шоҳнома» шурӯъ намуда, қариб 20 сол ранҷ бурд, то ки таҳрири нахустини онро ба итмом расонад. Вале вазъи кишвар чунон

**71.Шиблии Нӯъмонӣ.** Шеър-ул-Аҷам, Теҳрон, 1368, саҳ. 71-139.

ноором буд, ки Фирдавсӣ натавонист шоҳасари худро ба ҳокиме тақдим дорад. Дар ин миён, соли 999, Давлати Сомониён аз байн рафта, Мовароуннаҳр ба дасти Қарахониён гузашта, дар Ғазнин Султон Маҳмуд (998—1030) ҳукумати худро пойдор кард. Фирдавсӣ асари худро аз нав таҳрир карда, достонҳои наверо ба он илова намуда, ҷо-ҷо ба ситоиши Маҳмуди Ғазнавӣ пардохт ва таҳрири охирини онро, ки солҳои 1010—1014 анҷом дода буд, ба Султон Маҳмуд пешкаш намуд. Вале Маҳмуд пешкаши шоъирро напазируфт. Чаро? Барои он ки Фирдавсӣ таърих, эътиқодот, кешу ойини эрониҳоро ситоиш намуда, халқро даъват менамуд, ки бар зидди аҷнабиён, ғосибон, ҳокимони беножоду бадасл ба набард бархезад. Ҳамчунин, Фирдавсӣ Заҳҳокро чун араб ба қалам дода, Ковусу Афросиёб барин шоҳони Тӯрону туркро чун ақрабои Аҳриман тасвир мекунад. Ба гуфти шоъир, Маҳмуд,

Чу андар табораш бузугӣ набуд,
Наёрист номи бузургон шануд!

Фирдавсӣ, баъди дилозурдагиҳо ва оворагардиҳо, соли 1021 дар зодгоҳи худ оламро падруд гуфт. Ӯро дар боғи падараш ба хок супурданд. Инак он ҷо оромгоҳи муҳташаме қад афрохтааст. Муҷассамаҳои шоъир дар Тӯс, Теҳрон ва Душанбе қад афрохтаанд. Дар Тоҷикистону Эрону Афғонистон садҳо кӯчаю хиёбон, мактабу муассисаи илмӣ ва ғайра номи Фирдавсиро гирифтаанд, ки кохи шуҳрату муҳаббату сипосашро бегазанд нигаҳ медоранд.

**«Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ** аз лиҳози шаклу мазмун асари тому мукаммали бадеъӣ буда, дар он саргузашту таърих ва воқеаҳои ривоятиву таърихии 50 подшоҳи Эронзамин, аз Каюмарс то замони Сосониҳо, Нӯшервони одил ва Яздигурди Ш бо бадеъияти баланд тасвир шуда, тадриҷан падид омадани фулузот, кишоварзӣ, зуҳури пайғамбарон Зардушту Монӣ ва Маздак, мубoризаи қувваҳои некӣ бо ҳидояти Аҳурамаздо ва нерӯҳои бадӣ бо сарпарастии Аҳриман, набарди Коваи оҳангар бар зидди Заҳҳоки Морон, ки тухми инсониятро аз рӯйи Замин нест кардан мехост, ҷорӣ гардидани ҷашнҳои миллӣ (Наврӯзу Садаву Меҳргон), мубориза алайҳи ҷаҳлу нодонӣ ва амсоли инҳо баён мегардад. Зарару зиёни манманӣ (дар мисоли Ҷамшед), бародаркушӣ (дар мисоли Эраҷро нобуд кардани Салму Тур), оқибату зарарҳои ҷоҳталабӣ (дар мисоли ҷангҳои Эрону Тӯрон, бо иғво писарони худро куштани Рустаму Афросиёб) ва ғайраро таъкид, ғояҳои подшоҳи одил, сулҳу осоиш, фуқаропарварӣ, муҳофизати обу хоки Ватан ва ҳифзи нангу номусро тарғиб мекунад. Рустаму аҷдоду авлоди ӯ, занони далер Гурдофарид ва Манижаю Фарангис барои бахту саодат талош меварзиданд.

Рамз бо базм ва ҳамоса бо ситоиши хирад, тараннуми ишқу ахлоқ омехта тасвир меёбад; талош бо девҳо, набард бо Заҳҳоку Афросиёб, мубориза бо лашкари араб ва, ниҳоят, ҳаҷвияи Фирдавсӣ дар ҳаққи Султон Маҳмуд қадри шоъирро дар назари халқ воло мегардонад. «Шоҳнома» дороӣ ва ифтихори тамоми инсоният аст. Ҳақ ба ҷониби Фирдавсист, ки гуфта буд:

Намирам аз ин пас, ки ман зиндаам,
Ки тухми суханро парокандаам!

Шоъир Кисойии Марвазӣ вазъи фалокатбору нобасомони замон, рӯзгори пурошӯб ва касод шудани бозори шеърро дар Бухоро мушоҳида намуда, бо афсӯсу надомат гуфта буд:

Ба вақти Давлати Сомониёну Балъамиён
Чунин набуд ҷаҳон, бониҳоду сомон буд.

Дар бораи шеъри замони Сомониён метавон боз чандин саҳфаи дигар навишт, вале аз ин моҳияти масъала дигар намешавад. Фақат манзараи он рангинтар ҷилва менамояд. Аммо вазъи адабиро бидуни баррасии насри он тасаввур кардан аз имкон берун аст. Бинобар ҳамин, як нигоҳи мухтасар ба насри он замон меандозем.

**Насри бадеъии форсу тоҷик** зодаи асри Х аст. Маҳз дар ҳамин аср, хусусан дар аҳди Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914—942) ва Нӯҳ ибни Мансур (977—997), насри форсии тоҷикӣ на танҳо тавлид ёфт, балки ба пояи баланди инкишоф расид. Аммо доираи густариш ва тараққиёти он ба дараҷаи назми он замон нест. Се навъи наср дар асри Х маълум буд: **Якум**, асарҳои мансуре, ки аз гирд овардани ривоятҳо, қиссаю афсонаҳо, таърихномаҳо ва воқеаномаҳои пешин тасниф шуда буданд. Намунаи мумтози он ҳамон «Шоҳнома»-ҳои мансур мебошанд, ки машҳуртарини онҳо ба қалами Абулмуъайяди Балхӣ мансуб будааст. «Шоҳнома»-ҳои Абӯъалӣ Муҳаммад ибни Аҳмади Балхӣ ва шоъир Абӯмансур Муҳаммад ибни Абдураззоқ низ маълуму машҳур будаанд. Китобҳои «Ахбори Баҳман», «Ахбори Фаромарз», «Ахбори Рустам», «Китоби Гаршосп», «Ахбори Сомӣ», «Ахбори Кайқубод» аз ҳамин силсила асарҳо мебошанд. Ҳамчунин, «Ахбори Рустам»-и Озодсарв, «Ахбори Наримон», «Ахбори Сом» ва амсоли инҳо маълум будаанд. Асари дигаре, ки дар ин қолаб ба вуҷуд омадааст, «Марзбоннома»-и Марзбони писари Рустам аст, ки ба лаҳҷаи табаристонӣ таълиф гардидааст. Ин навъи асарҳо бештар дар шакли қисса андар қисса навишта шудаанд. Ҳикоятҳои хурд асосан дар дохили асарҳои қисса андар қисса ва асарҳои таърихӣ ҷой дода мешуданд.

**Дуюм**, китобҳое, ки аз забонҳои паҳлавӣ, арабӣ, ҳиндӣ ва ғайра тарҷума шудаанд. Як намунаи хубу хурди ин навъ асарҳо «Зафарнома»-и Абӯалӣ ибни Сино дар ойини давлатдорӣ мебошад, ки баъдҳо номи «Пирӯзнома»-ро гирифт. Асли он аз панду ҳикматҳои адлу дод ва ахлоқии

Бузургмеҳри Бахтагон (асри VI) иборат буда, Абӯалӣ ибни Сино онро соли 997 аз паҳлавӣ ба форсии дарӣ гардонидааст.

**Сеюм**, насри фаннӣ, яъне асарҳое, ки роҷеъ ба соҳаҳои гуногуни илм, хусусан таъриху ҷуғрофия ва фиқҳ таълиф гардида, дар онҳо ҳикояту ривоятҳои адабӣ низ нақл карда мешаванд. «Таърихи Балъамӣ», «Таърихи Систон», «Дар аҳкоми фиқҳи Ҳанафӣ», «Аҷоиб-ул-булдон»-и Абулмуъайяд, «Ҳудуд-ул-олам» (соли таъл. 984) ва амсоли инҳо аз он қабиланд.

Насри асри X аз такаллуф ва ибораторойии сунъӣ барӣ буд. Дар он ҷумлаҳои кӯтоҳ, ки мағзи суханро ифода мекунад, бештар ба кор рафтаанду калимаҳои арабӣ хеле кам ба назар мерасанд.

**Дар охири асри X — ибтидои асри XI дар Эрони Ғарбӣ низ адабиёти форсӣ арзи вуҷуд намуда, дар Гургон, Рай, Исфаҳон, Шероз ва ғайра басе инкишоф ёфта буд, ки анъанаву суннатҳои Рӯдакӣ, Мунҷику Дақиқӣ ва амсоли онҳоро омӯхта, идома медоданд ва Мовароуннаҳру Хуросон чун маркази адабиёту фарҳанг ва ҳунари форсӣ боқӣ монданд.**

Дар асрҳои XI—XII, аниқтараш баъди барҳам хӯрдани Давлати Сомониён ва барқарор шудани давлатҳои Ғазнавиён ва ғайра, яъне аз охири солҳои асри X то панҷяки аввали асри XШ, то замони истилои муғул, чандин бор доираҳои нави адабиёт ташкил шуданду аз байн рафтанд. Ҳар гоҳ давлате таъсис мешуду шаҳреро пойтахти худ интихоб мекард, он ҷо доираи адабӣ шакл мегирифт. Адибону олимон дар он марокизи фарҳангӣ гирд меомаданд. Баробари барҳам хӯрдани давлатҳо марокизи маданӣ ҳам аз байн мерафтанд ва ё хеле заъиф мешуданд. Албатта, дар вилоятҳо, хусусан дар шаҳрҳои калон, ҳамеша конунҳои адабӣ гардон буданд. Вале равияи пурқувватро ҳамеша адабиёти марказҳо ташкил мекард, зеро, бар замми он ки дар марказҳо таъсиси доираи адабиёти дарборӣ расм шуда буд, дар онҳо ҳунармандон, аҳли шаҳр ва зиёиён ҷамъ меомадаанду аз байнашон адибон ба воя мерасиданд.

**Чаро адабиёти ин давра адабиёти навин ва пояи тараққиёти адабиёти минбаъдаи форсу тоҷик номида мешавад?** Чунки то ин замон адабиёти тоҷик ё ба забонҳое, ки баъдан аз байн рафтаанд, навишта шудааст, ё ба забони арабӣ таълиф гардидааст, ки барои халқ бегона буданд. Аз асри IX сар карда адабиёти тоҷик ба забоне офарида мешавад, ки бо он имрӯз ҳам мардуми мо гуфтугӯ менамоянд. Забони осори Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Абӯали ибни Сино ва дигарон аз ҷиҳати таркиби луғавӣ, таъбиру ибораҳо, воситаҳои тасвир, сохти сарфиву наҳвӣ ва тарзи талаффуз аз забони ҳозираи адабии тоҷик чандон фарқе надорад. Бар замми ин, анъаноти асосии адабиёти тоҷик дар ҳамон замон ба вуҷуд омада, минбаъд инкишоф ёфтанд. Асоси назариявии адабиёти тоҷик ва тобишҳои зебопарастии он дар ҳамон давра гузошта шудааст. Жанрҳо ва анвоъи асосии адабиёти мо дар насру назм — қисса андар қисса, ҳикоя, қасида, ғазал, рубоъӣ, қитъа, маснавӣ, хелҳои гуногуни достон маҳз дар ҳамин қарнҳо тавлид гардида, ба низом даровaрда шуданд ва минбаъда такомул ёфтанд. Вазни арӯз ва тарзи ҳатмии қофиябандии хос барои ҳар як навъи шеъри тоҷикӣ низ дар ҳамин давра устувор гардид. Ҳамаи ин пайвандҳои ногусастание мебошанд, ки адабиёти

асрҳои IX— X-ро бо тамоми адабиёти баъдинаи мо пайваст менамоянд ва тамоми ин адабиётро чун як адабиёти томи дорои қонунҳо, талабҳо, ҳадафҳо ва анъанаҳои устувор ҷилва медиҳанд.

Тавлид, сабзиш ва такомули адабиёти тоҷик дар асрҳои IX—X заминаҳои хоси таърихӣ дошт, ки муҳимтаринашон аз инҳо иборат буданд: ташаккули халқияти тоҷик, таъсиси давлатҳои мустақили тоҷикон, болоравии худшиносии мардум, ҳамчун забони адабиёту илм мақом ёфтану чун забони давлатии расмӣ қабул гардидани забони форсии дарӣ, инкишофи шаҳрҳо чун марокизи илму ҳунар ва савдо, дастгирии ҳокимон аз аҳли адаб ва амсоли инҳо.

**Тоза будани мазмунҳо, равонии фикр, соддагии калом, табиӣ будани забон, барои зеҳн гуворо будани воситаҳои тасвир, ки дар якҷоягӣ саҳли мумтанеъро ба вуҷуд меоранд, хоси назми асри X мебошанд. Саҳли мумтанеъ маънои соддагии баландмазмуну зебойии душворофаринро дорад, ки ду намунаи зерин аз насри асри X исботи гуфтаҳои боло буда метавонанд:**

«То ҷаҳон буд, мардум гирди дониш гаштаанд. Ва суханро бузург доштаву некӯтарин ёдгорӣ сухан донистаанд. Чӣ андар ин ҷаҳон мардум ба дониш бузургтар ва моядортар. Ва чун мардум бидонист, к-аз вай чизе намонад, бад-он кӯшад, то номи ӯ бимонад ва нишони ӯ гусаста нашавад» (Аз муқаддимаи «Шоҳномаи Абӯмансурӣ»).

«Чунин гӯяд Ибни Мутеъи Балхӣ, ки дар Ҳиндустон... дарахтест бар сари кӯҳе дар миёни дарё ва миёни он дарахт чиҳил дар хона асту даҳ дар дукон дар ситабри он дарахт. Ва дуконҳо ҳамеша пури матоъҳову қумошҳост гуногун. Ва бар ҳар матоъе баҳои он навишта, то ҳар фақире ё амире ва ҳар кас, ки матоъе хоҳад, бихарад, ва ҳар ҷинсе ба чанд. Ва он ҷо ҳеч мардум набошанд, чунон чи эшонро бинанд. Чун киштӣ он ҷо расад, бидоранду дар он дӯконҳову хонаҳо раванду нархҳо бархонанд, баҳо барсанҷанду биниҳанд ва он матоъ бардоранду бираванд. Ва ҳаргиз кас он ҷо мардум надидааст. Ва агар касе чизе баргирад ва баҳо он ҷо наниҳад, аз миёни он дарахт берун натавонад омадан. Ва ҳарчанд, ки гарданд, роҳи берун омадан наёбанд. Чун матоъро боз ҷо ниҳанд ё баҳои он биниҳанд, роҳ ёбанду берун оянд. Ва ин сахт азоб аст» (Аз «Аҷоиб-ул-булдон»-и Абулмуъайяди Балхӣ).

Дар назми ин давра ташбеҳҳои хаёлӣ, тавсифҳои ваҳмӣ, муболиғаҳои аз фаҳм дур, ибораҳои муғлақ дида намешаванд. Танҳо баъзе калимаҳояшон куҳна шудаанд. Масалан, дар байти зерин иртиботи ҳолу монандиҳои табиату инсон хеле равшану бинову табиъӣ ба қалам оварда шудаанд:

Сарв аст он ё боло? Моҳ аст он ё рӯй?
Зулф аст он ё чавгон? Хол аст он ё гӯй?

Ва ё:

Абр ҳаме гиряд чун ошиқон,

Боғ ҳаме хандад маъшуқвор.

---

Раъд ҳаме нолад монанди ман,
Чунки бинолад ба саҳаргоҳ зор.

Барҳақ, шоъирони асри X хусусан дар таснифи ҷилваҳои табиъат бештар доди сухан додаанд. Аз ҳамин нуктаи назар ба барфияи зерини Абулҳасани Оғоҷӣ таваҷҷӯҳ фармоед, ки хеле шоъирона нигошта шудааст:

Бар ҳаво дарнигар, ки лашкари барф
Чун кунад андар ӯ ҳаме парвоз:
Рост ҳамчун кабӯтарони сафед,
Роҳгумкардагон зи ҳайбати боз!

Адабиёти асрҳои IX—X бо эҷодиёти даҳанакии халқ алоқаи мустаҳкаме дошт. Аз осори халқӣ қиссаю афсонаҳо, зарбулмасалу мақолҳо ва таъбирҳои халқиро мегирифт. Оҳангнокии суруду таронаҳо ва чакомаҳои халқӣ намунаи ибрати адибони бузург буданд. Дар навбати худ, бисёр асарҳои устодони сухан мазмунан ва ё дар шакли ҳикмат ба фолклор гузашта, моли халқ мешуданд.

**Адабиёти асри IX—X, ки зодаи Мовароуннаҳр — сарзамини нозанини тоҷикон аст, бо тамоми муваффақиятҳояш асоси минбаъдаи тараққиёти адабиёти классикии тоҷику форсро ташкил додааст. Бузургии бисёр суханварони он давр имрӯз ҳам эътироф карда мешавад. Аввалин сабки он — сабки мовароуннаҳрӣ (туркистонӣ) дар ҳамин давра ба вуҷуд омад. Маҳз дар ҳамин давра вазни арӯз ба хусусиятҳои забони адабии тоҷик — форсии дарии онрӯза мувофиқ гардонида шуд.**

Бо таваҷҷӯҳ бар он ки перомуни зиндагии Устод Рӯдакӣ қариб 200 сол дар Урупо, Русия, Омрико, Эрон, Ҳиндустон, Тоҷикистон ва кишварҳои арабӣ пажӯҳишгарони зиёде таҳкиқоти илмӣ мебаранд, ҳанӯз ҳам дар зистномаи Устод Рӯдакӣ нуқтаҳои торик ва масоъили ҳалношуда бисёранд. Аз анбӯҳи фаровони пажӯҳиши муҳаққиқон навиштаҳои донишмандони номӣ Ҳерман Этте[72], Эдуард Браун[73], Саъид Нафисӣ[74], Садриддин Айнӣ[75] ва Абдулғанӣ Мирзоев[76] ба арзиши хоси илмӣ ва таърихӣ сазоваранд. Ҳамчунин, адабиёти мавҷуда дар бораи Устод Рӯдакӣ дар осори Саъид Нафисӣ ва Абдулғанӣ Мирзоев покизакорона ва бо камоли таваҷҷӯҳ таҳлилу ҷамъбаст карда шудаанд. Аз ин лиҳоз, моро зарур нест, ки ин корро аз сари нав анҷом бидиҳем.

## МАҲАЛЛУ ЗАМОНИ ТАВАЛЛУД

Зодгоҳи Рӯдакӣ деҳаи Рӯдак, ки яке аз рустоҳои ноҳияи Панҷакент мебошад, шинохта шудааст. Аслан ин деҳа аз тавобеъи Самарқанд დониста шудааст, ки иллати онро поёнтар шарҳ хоҳем дод. Нахустин хабаре, ки дар ин бора дар манобеъи хаттӣ сабт гардида, ҳамон маълумоти «Китоб -ул-ансоб» аст. Муаллифи он Тоҷулислом Абӯсъаид Абдулкарим ибни Муҳаммад ибни Мансур ибни Абӯбакр Муҳаммад Тамимии Марвазии Самъонӣ (506—562 / 1113-1166) дар ин асари худ роҷеъ ба Рӯдак ва Панҷрӯдак чунин менависад: «**Ал-Банҷӣ**-бифатҳ-ил- боъ-ил- муъҷама, бивоҳиди ва замми-н-нун ва фӣ-л-охириҳи аҷ-ҷим, ҳазиҳи-н-нисбату ило қарияти мин қурроъи Рӯдак би навоҳийи Самарқанд, юқола лаҳо Банҷрӯдак. Ва ҳия қутби Рӯдак ва мин ҳазиҳи-л-қарияти кона шоъир-ул-маъруф Абӯъабдуллоҳ ар-Рӯдакӣ ва сазкаруҳу фӣ ҳарфи-р-«ро» лианнаҳу аштаҳру бизалика ва лакиннаҳу кона мин Банҷ. Қола Абӯсаъд ал-Идриси ал-Ҳофиз: «Қабру Абӯъабдуллоҳ ар-

---

72. **H. Ethe**. Rudagi, der samaniden dichler Nachrichten von der Koniglichen der Wissenschaften und der. G.A. Universitat zu Gottinger, № 25, XI,1873; Neupersische Literatur, Grundriss der franischen Philologie, 2, Strassburg,1896—1904, pp. 55, 212-268.

73. **Edvard Browne.** A Literary History of Persia**,** London, 1919, pp. 13, 15, 17, 355-356.

74. **Саъид Нафисӣ.** Аҳвол ва ашъори Рӯдакӣ, ҷ. I, Теҳрон, 1318.

**75. Садриддин Айнӣ, Абдусалом Деҳотӣ.** Устод Рӯдакӣ, Сталинобод, 1940.
**76. Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, Сталинобод, 1958.

Рӯдакӣ машҳурун биҳо, ҳува халфа бустони Банҷрӯдак язору ва қадд зиёратуҳу».[77]

Зодгоҳи Рӯдакиро Самъонӣ аз рӯйи маълумоти ҳамзамонони худи Устод, аз ҷумла, аз забони Идрисӣ (ваф. 406/1115), ки оромгоҳи Рӯдакиро зиёрат кардааст, чунин меоварад: «Ал-Банҷӣ... нисбае бувад ба деҳае аз деҳаҳои Рӯдак, ки Банҷрӯдакаш гӯянд. Ва он қутб (яъне марказ)-и Рӯдак бошад ва шоъири маъруф Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ аз ҳамин деҳа бувад. Дар ҳарфи «ро» зикрашро хоҳем овард, зеро ба он шуҳрат ёфта, валекин аз Банҷ бувад. Абӯсаъид Идрисии Ҳофиз гӯяд: «Қабри Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ дар он машҳур аст, дар паси бӯстон (яъне боғот)-и Панҷрӯдак, ва онро зиёрат мекунанд ва ман ҳам зиёрат кардам».

Шакли навишти арабии Панҷрӯдак — Банҷрудак бисёриҳоро ба иштибоҳ андохтааст. Онҳо «Банҷ»-ро, ки ба сабаби дар алифбои арабӣ вуҷуд надоштани ҳарфи «п» ва бо «б» ифода шудани он ва, умуман, навишта нашудани ҳарфи садоноки кӯтоҳ, ҳол он ки «Бунҷ» ва «Бануҷ» навиштаву ҳамин тавр ҳам хондаанд, «панҷ» сабт кардану хондан лозим буд.

Устод Айнӣ айни нахустин таҳқиқаш, ҳанӯз соли 1940, на танҳо ин иштибоҳро аз байн бурд, балки маҳз Панҷрӯд будани зодгоҳи Рӯдакиро бо тамоми далойил исбот кард.

Дар ахбороти дигари Самъонӣ роҷеъ ба масофаи байни Рӯдак ва Самарқанд маълумоти дигаре ҳаст, ки ба он Садриддин Айнӣ эътибор нададодааст, аммо Абдулғанӣ Мирзоев онро як навъ содда шарҳ додааст. Аниқтараш, агар Самъонӣ масофаи байни Самарқанду оромгоҳи Рӯдакиро ду фарсах гуфта бошад. А. Мирзоев даъво мекунанд, ки масофаи байни Самарқанду Панҷрӯд даҳ фарсах аст, аммо котиб «дах»-ро «ду» навиштааст. Вале фаромӯш набояд кард, ки матни Самъонӣ арабӣ буда, дар он ҷо «ало фарсахайни мин Самарқанд» (яъне «дар ду фарсах аз Самарқанд», вараҳи 262) навишта шудааст, ки дар он ҳеч имкони ба «ду» табдил ёфтани «даҳ» нест. Ба фикри мо, Самъонӣ на байни Самарқанду Панҷрӯдро, ки 15 фарсах аст (120 км), балки роҳи байни Панҷрӯду ҷодаи асосии қад-қади рӯди Зарафшонро қайд кардааст, ки ҳақиқатан ҳам ду фарсах (18 км) мебошад.

Самъонӣ дар ҳарфи «ро» роҷеъ ба Рӯдакӣ ва зодгоҳи ӯ менависад: **«Ар-Рудакӣ,** би замми -р-**ро** ва сукуни -л-**вов** ва фатҳи -з-**зол-ил-муъҷама** ва фӣ охириҳо ал-**кофу**, ҳазиҳи-н-нисбату ило Рӯдак ва ҳия ъало фарсахайни мин Самарқанд ва-л-машҳуру минҳо аш-шоъир-ул-малеҳ- ул-қавл би-л-форсияти, ас-сойиру девонуҳу фӣ билоди-л-ъаҷам: Абӯъабдуллоҳ Ҷаъфар бинн Муҳаммад бинн Ҳаким бинн Абдурраҳмон ибн Одам ар-Рӯдакӣ -аш-шоъир-ус-Самарқандӣ, кона ҳасана-ш-шеъру ва матина-л-қавлу; иннаҳу аввал ман қола аш-шеър -ул-ҷадид би-л-форсияти. Қола Абусаъид ал-Идрисӣ ал-Ҳофиз: «Абӯъабдуллоҳ Рӯдакӣ

[77] **Самъонӣ.** Китоб-ул-ансоб, Лейдан, 1912, саҳ. 92.

кона муқаддаман фӣ-ш-шеъри би-л-форсия фӣ замониҳи ъало ақронаҳу, юравӣ ъан Исмоил бинн Муҳаммад бинн Ислом ал-Қозӣ ас-Самарқандӣ ҳикоята ҳакоҳо Абӯъабдуллоҳ бинн Абеҳамза ас-Самарқандӣ ло наъламу лаҳу ҳадисан маснадан ва баъдона раъайят лаҳу ривояту лам истаҳсана тарка зикриҳи. Қола: ва кона Абулфазл ал-Балъамӣ вазири Исмоил бинн Аҳмад волию Хуросон яқул: «Лайса лир-Рӯдакӣ фӣ-л-ъараб ва-л-ъаҷам назирун ва мота би-р-Рӯдак санати 329».[78]

Яъне «**Ар-Рӯдакӣ** - ба замми «ро» ва сукуни «вов» ва фатҳи «золи муъҷама», ки аз пайи вай «коф» ояд, нисбате бувад ба Рӯдак ва он дар дуфарсахии Самарқанд воқеъ аст. Ва аз машҳуртаринони он макон шоъири шаҳири форсигӯй, ки девонаш дар билоди Аҷам даргард аст, Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни Ҳаким ибни Абдураҳмон ибни Одам Рӯдакӣ шоъири Самарқандист, ки шеъри хубу сухани матине дошт. Гӯянд, ӯ нахустин касест, ки ба форсӣ шеъри накӯ гуфта бошад. Абӯсаъид Идрисии Ҳофиз гӯяд: «Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ дар шеъри форсии замони худ муқаддам аз шоъирони дигари ҳаммаслаки хеш буд. Аз Исмоъил ибни Муҳаммад ибни Ислом Қозии Самарқандӣ ҳикояте ривоят кардаанд, ки Абӯабдуллоҳ ибни Абӯҳамзаи Самарқандӣ овардааст, ки ҳадиси мусаннаде барои он намедонем ва пас аз он ки ривояте барои он дидем, худдорӣ аз зикри онро некӯ надонистем, гӯяд: Абулфазли Балъамӣ-вазири Исмоъил ибни Аҳмади фармонравои Хуросон мегӯяд: « Рӯдакиро дар Арабу Аҷам монанд несту дар Рӯдак дар соли 329 вафот кардааст». Соли 329 ҳиҷрӣ ба санаи 941 мелодӣ мусовист.

Ибн ал-Асир (555—630/1160—1233) бо каме фарқ гуфтори Самъониро мухтасар дар «Китоб-ул-боб фӣ таҳзиб-ил-ансоб»-и худ нақл мекунад. Устод Айнӣ нахустин шахсе буд, ки дар куҷо будани Рӯдакро аниқу дақиқ ба исбот расонд. Дар ин бора Абдулғанӣ Мирзоев мегӯяд: «Ҷустуҷӯи таҳқиқотии Садриддин Айнӣ хеле доманадор буда, якчанд сол давом мекунад. Иттифоқан, дар соли 1940 бо як нафар мардикори заҳматободӣ, ки барои шикасту рехти манзили ӯ дар Самарқанд даъват шуда буд, мусоҳиб шуда, аз ӯ мефаҳмад, ки дар ноҳияи Панҷакент ду қарияе будааст, ки ҳанӯз бо номи «Рӯдак» ва «Панҷрӯд» (Панҷрӯдак) хонда мешудаанд. Садриддин Айнӣ бо ахбороти ин шахс қаноат ҳосил накарда, аз дигар одамони Кӯҳистон низ мепурсад. Ҳатто ба роҳбарияти ноҳия мактуб навишта, хоҳиш мекунад, ки мавҷудияти ин ду қаряро таҳқиқ карда, масофаи байни онҳоро мушаххас созанд ва ба ӯ хабар диҳанд. Ҳангоме, ки дар бораи ин ду қаря ҷавоби муносиб меояд, ӯ ба пойтахт — ба Сталинобод муроҷиат намуда, талаб мекунад ба он ҷо як ҳайати таҳқиқотии илмӣ фиристода шавад».[79] Худи Садриддин Айнӣ дар ин бора чунин менигорад: «Бо таъкид масъала тамоман рӯшан ҳал шуда,

---

**78. Китоб-ул-ансоб**, саҳ. 262.

**79. А. Мирзоев.** Абўабдулло Рўдакӣ, саҳ. 158.

қабри Рўдакӣ ва қаряи Рўдак ёфт шуда буд. Акнун кори танҳо ба ин маълумот як шакли расмӣ додан монда буд. Бинобар он, ман ба Иттиҳодияи нависандагони Тоҷикистон, ба рафиқ Деҳотӣ, хат навишта, як маъмурият ташкил кардани иттиҳодияи суханварон ва дар ин маъмурият ширкат намудани ҳайати Фарҳангистони улуми Ҷамоҳири Шўравӣ ва Институти таҳқиқотии Тоҷикстонро муносиб дидам».[80]

Ҳаминро бояд илова намуд, ки марди заҳматободие, ки Абдулғанӣ Мирзоев ёдаш мекунад, оқои Диёри Фаробӣ ва роҳбари ҳамонвақтаи Панҷакент Шарофи Муҳаммадӣ буданд. Деҳаи зодгоҳ ва маҳалли қабри Рўдакиро дар баъзе қарияҷоти гирду атрофи он Панҷикрўд низ мегўянд, ки аз қудмати он гувоҳӣ медиҳад.

## НОМ, ШАҶАРА ВА ТАХАЛЛУСИ АДАБӢ

Қадимтарии манбаъи хаттӣ, ки роҷеъ ба ном, шаҷара ва тахаллуси шоъирии Устод Рўдакӣ хабар медиҳад, ҳамон «Китоб-ул-ансоб»-и Самъонӣ мебошад, ки номи пурраи ўро ба гунаи «Абўабдуллоҳ Ҷаъфар бинни Муҳаммад бинни Ҳаким бинни Абдурраҳмон ибни Одам Рўдакии шоъири Самарқандӣ»[81] менигорад. Самъонӣ навиштаи худро аз гуфтаи Идрисӣ (ваф. 405 /1015 ) ва тарбиятгари мамдўҳи шоъир Абулфазли Балъамӣ (ваф. 329 /940 ) гирифтааст. Аз ин ҷиҳат, ахбори Самъонӣ дар ин бора саҳеҳтар аз гуфти дигарон буда, бештар пазируфтанист. Маълумоти ўро Ибн-ал-Асир,[82] Исмоил Ҷаннатуллоҳ ибни Аберазӣ ал-Мусалло (629 /1231), Аҳмад ибни Умар ал-Мунайнӣ (ваф. 1110 /1697)[83] айнан такрор мекунанд.

Дар адабиёти тоҷик нахустин шахсе, ки аз Устод Рўдакӣ зикр кардааст ва навиштаи ў то замони мо расидааст, Низомии Арўзии Самарқандист, ки дар «Ҷаҳор мақола» менависад: «Абўабдуллоҳ Ҷаъфар бинни Муҳаммад ар-Рўдакӣ».[84]

Низомии Арўзии Самарқандӣ «Ҷаҳор мақола»-ро тақрибан соли 550/1155 таълиф кардааст.

Маълумоти дигари нисбатан муфассали қадимии шарҳиҳолие, ки аз рўзгору насаби Рўдакӣ ахбор медиҳад ва то ҳол маҳфуз мондааст, навиштаи Муҳаммади Авфист, ки асоси маълумоти тамоми китобҳои минбаъда ва адабиёти илмӣ қарор гирифтааст. Аз ҳамин сабаб, онро пурра меоварем. Муҳаммади Авфӣ тазкираи худ «Лубоб-ул-албоб»-ро соли 630/1222 нигоштааст, ки дар он аз хусуси Рўдакӣ менависад: «Ал-Устод Абўабдуллоҳ Ҷаъфар ар-Рўдакӣ ас- Самарқандӣ. Рўдакӣ аз

**80. С. Айнӣ.** Қабри Устод Рўдакӣ, Сталинобод, 1940, саҳ. 18-115.

**81. Самъонӣ.** Китоб-ул-ансоб, вар. 262 а б; **Саъид Нафисӣ**. Рўдакӣ, ч. Ш, саҳ. 1113.

**82. Ибн-ал-Асир.** Китоб-ул-боб фӣ таҳзиб-ил-ансоб, ч. I, Қоҳира, саҳ. 146; 480.

**83. Ғоят-ул-васоил ило маърифат -ил-авоил**, Кембриҷ, 1900, саҳ. 125; **Саъид Нафисӣ.** Рўдакӣ…, ч. 3, саҳ. 1117.

**84. Низомии Арӯзии Самарқандӣ**.Чаҳор мақола**,** Теҳрон, 1334, саҳ. 22.
наводири фалакӣ будаасту дар зумраи аном аз аҷойиби айём. Акма буд, аммо хотираш ғайрати хуршеду маҳ буд; басар надошт, аммо басират дошт; макфуфе буд асрори латоиф бар вай макшуф, маҳзубе буд аз ғояти лутфи табъ маҳбуб; чашми зоҳир баста дошт, аммо чашми ботин кушодаву Шаҳиди Балхӣ дар мадҳи ӯ гуфтааст, назм:

Ба сухан монад шеъри шуъаро,
Рӯдакиро суханаш тилви нубост.
Шоъиронро хаҳу аҳсант мадеҳ,
Рӯдакиро хаҳу аҳсант хиҷост!

Ва ӯро султони шуъаро гуфтандӣ ва Маъруфии Балхӣ дар мадҳи ӯ гуфтааст, байт:

Аз Рӯдакӣ шунидам — султони шоъирон,
К-андар ҷаҳон ба кас магарав, ҷуз ба фотимӣ!

Ва Дақиқӣ ҳам дар мадеҳи ӯ гуфтааст, назм:

Киро Рӯдакӣ гуфта бошад мадеҳ,
Имоми фунуни сухан буду ар
Дақиқӣ мадеҳ оварад назди ӯ,
Чу хурмо бувад бурда сӯйи ҳаҷар!

Ва Унсурӣ дар мадҳи ӯ гуфтааст, назм:

Ғазал Рӯдакивор некӯ бувад,
Ғазалҳои ман Рӯдакивор нест!
Агарчи бикӯшам ба борикӣ ҳам,
Бад-ин парда андар маро бор нест!

Ва муваллиди ӯ Рӯдаки Самарқанд бувову аз модар нобино омада; аммо чунон закиву тезфаҳм буд, ки дар ҳаштсолагӣ Қуръон тамомат ҳифз карду қироат биёмӯхту шеър гуфтан гирифт ва маъонии дақиқ мегуфт, чунон ки халқ бар он иқбол намуду рағбати ӯ зиёдат шуд; ва ӯро Офаридгори таъоло овозе хушу савте дилкаш дода буду ба сабаби овоз дар мутрибӣ афтода буд ва аз Абӯбакри Бахтиёр, ки дар он санъат соҳибихтиёр буд, барбат биёмӯхту дар он моҳир шуду овозаи ӯ ба атрофу акнофи олам бирасиду амир Наср бинни Аҳмад ас-Сомонӣ, ки Амири Хуросон буд, ӯро ба қурбати ҳазрати худ махсус гардониду кораш боло гирифту сарвату ниъмати ӯ ба ҳадди камол расид, чунон ки гӯянд, ӯро дувист ғулом буду ҷаҳорсад шутур дар зери бунаи ӯ мерафту баъд аз вай ҳеч шоъирро ин макнат набудааст ин иқбол рӯй надода; ва чунин гӯянд, в-ал-ъуҳдату ила-р-ровӣ, ки

ашъори ӯ сад дафтар баромадаасту қалоиди қасоиди ӯ машҳун аст ба фароиди фавоид ва мисдоқи он сухан устод Рашидӣ гуфтааст, назм:

Гар сарӣ ёбад ба олам кас ба некӯшоъирӣ,
Рӯдакиро бар сари он шоъирон зебад сарӣ!
Шеъри ӯро ман шумурдам сездаҳ раҳ сад ҳазор,
Ҳам фузун ояд, агар, чандон ки бояд, бишмарӣ!

Ва яке аз ҷуҳҳол дар назми ӯ таъне карду ароису нафоис ва тавоифи латоифи ӯро тазйиқ намуд, Низомии Арузӣ ин байт дар ҳаққи ӯ иншо кард, шеър:

Ай он ки таън кардӣ дар шеъри Рӯдакӣ,
Ин таън кардани ту зи ҷаҳлу зи кӯдакист!
К-он кас, ки шеър донад, донад, ки дар ҷаҳон
Соҳибқирони шоъирӣ Устод Рӯдакист!

Ва агарчи шеъри ӯ аз ҳадду адад мутаҷовиз аст, аммо он чи ин маҷмӯъ онро иҳмол кунад, сабт афтод, дар мадҳи Наср ибни Аҳмад мегӯяд дар аснои қасида, шеър:

Ҳотами Тойӣ туйӣ андар сахо,
Рустами Дастон туйӣ андар набард!
Не, ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род,
Не, ки Рустам нест дар ҷанги ту мард!»[84]

Баъдан Муҳаммади Авфӣ 27 байт ашъори дигари аз ҷиҳати мавзӯъ, муҳтаво ва мазмун гуногуни ашъори Устод Рӯдакиро иқтибос меорад, ки барои мо дурри ноёбанд.

Нуктаи ҷолиби зикр он аст, ки аз қарни 9 ҳиҷрӣ (асри XIV мелодӣ) сар карда бисёре аз муаллифони тазкираву таъриху фарҳангномаҳо, мисли Давлатшоҳи Самарқандӣ, Шерхони Лудӣ, Шайх Абулқосими Козарунӣ, Лутфалибеки Озар, Шамсуддини Сомӣ ва баъзеи дигар шоъири моро Абулҳасан Рӯдакии Самарқандӣ ё Бухоройӣ мегӯянд, ки ба сабаби дар монобеъи қадиматар наёмадани чунин кунияи Устод Рӯдакӣ қобили қабул нестанд. Фаридаддин зикр намудани кунияи Рӯдакӣ аз тарафи Амин Аҳмади Розӣ, Ҳоҷӣ Халифа, Волаи Доғистонӣ ва амсоли онҳо низ иштибоҳе беш намебошад. Мо ному насаби Рӯдакиро ба тавре, ки муаллифи «Китоб-ул-ансоб» Самъонӣ зикр мекунад, мепазирем: «Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Одам Рӯдакии Самарқандӣ». Рӯдакӣ ва Рӯдакро бо «зол» сабт кардан бошад, шакли талаффузи таърихии ин навъи вожаҳост.

Рӯдакиро мардум бо шеъри поки ӯ мешинохтанд ва шояд ба шахсияту вақоеъи зиндагӣ ва кадом санъату вазне навишта шудани ашъору чӣ навъ ибораву истилоҳу вожаи махсусро истифода бурдани ӯ коре ҳам надошта бошанд. Муҳимтар аз ҳама, сухани ноби ӯ
барояшон ҳамдаму марҳам буд.

84. **Лубоб-ул-албоб**, ҷ. 2, саҳ. 6-7.

## ОВОНИ ҶАВОНӢ

Бинобар маълумоти Муҳаммади Авфӣ, Рӯдакӣ дар 8-солагӣ Қуръонро ҳифз намуда, қироат омӯхта буд ва аз ҳамон син ба гуфтани шеър пардохта, «маъонии дақиқ мегуфт, чунон ки халқ бар он иқбол намуду рағбати ӯ зиёд шуду ӯро Офаридгори таъоло овозе хушу савте дилкаш дода буду ба сабаби овоз дар мутрибӣ афтода буд».[85] Албатта, шеърҳои суханвари фитрӣ ва Худодод аз ибтидо пурмӯҳтаво, баландмазмун, амиқмаънӣ, суфтаву пухта будаанд, ки ба ин сабаб аз тарафи мардум пазируфта мешудаанд. Абдулғанӣ Мирзоев менависад: «Ашъори дар он вақт сурудаи шоъир набояд аз шеърҳои оддии давраи бачагии шоъир бошанд. Ифодаи «маъонии дақиқ мегуфта» ва дар айни ҳол «қабули ом гардидани» ашъори Рӯдакӣ чунин нишон медиҳад, ки вай ҳанӯз дар давраи ҷавонӣ санъати шеърро ба дараҷаи хеле баланд аз худ карда будааст».[86]

Дар ин маврид бештар ашъори ошиқона, панду андарзҳо ва байтҳои нишотовари ӯ шуҳрат доштаанд, зеро тазкираҳо бештар ҳамин гуна ашъори ӯро дарҷ менамоянд. Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» ду қитъаи Устод Рӯдакиро ба тарзи зайл меорад: «Ва аз суханони вай аст дар сифати шароб, қитъа:

Он ақиқин майе, ки ҳар ки бидид,
Аз ақиқи гудохта нашнохт.
Ҳар ду як чавҳаранд, лек ба табъ
Ин бияфсурду он дигар бигдохт!
Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак- андар тохт!

Ва дар насиҳат гӯяд, қитъа:

Замона панде озодвор дод маро,
Замонаро чу накӯ бингарӣ, ҳама панд аст!
Ба рӯзи неки касон, гуфт, ғам махур зинҳор,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст!»

Дар воқеъ, Устод Рӯдакӣ аз хурдсолӣ, дар баробари ақли расо, зеҳни гиро ва хотираи тавоно, бо овози хушу савти дилкаш атрофиёнро мафтун мекард. Бад-ин сабаб, ӯ дар мутрибӣ афтода, ин ҳунарро даставвал аз созандагону навозандагони халқ омӯхт. Дере нагузашта ин ҷавони деҳотии ташнаи дониш роҳи Самарқандро пеш гирифт. Дар мадрасаҳои Самарқанд илмҳои роиҷи замонаро омӯхт. Аз осори боқимондаи ӯ маълум мегардад, ки бар замми забони арабӣ, дар мадраса ё пеши устодони хусусӣ фалсафа, ҳикмат, таърих, фиқҳ,

85. **Лубоб-ул-албоб**, ҷ. 2, саҳ. 6.

**86. Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 100.

қонуншиносӣ, риёзиёт ва нуҷумро ҳам ба дараҷаи аъло омӯхта будааст. Маҳз дар Самарқанд истеъдоди мусиқии Рӯдакӣ таваҷҷӯҳи устоди ҳунари мазкур Абӯбакри Бахтиёрро ҷалб менамояд. Ӯ чанд сол таҳти тарбияти ин устоди номӣ навохтани уду руд, барбату чанг ва танбӯру найро машқ карда, дар ин ҳунар моҳир мешавад. Худи Рӯдакӣ такрор ба такрор аз мусиқидонияш ифтихор карда мегӯяд:

Рӯдакӣ чанг баргирифту навохт,
Бода андоз, к-ӯ суруд андохт!

Баъзе муҳаққиқин дар асоси ҳамин гуна далелҳои мусиқинавози моҳир будани Рӯдакӣ ақида меронанд, ки гӯё тахаллуси шоъир аз номи асбоби мусиқии руд гирифта шуда бошад, ки ҳаргиз дуруст нест. Ин андеша аз навиштаи Давлатшоҳи Самарқандӣ сар мешавад, ки дар мавриди зикри Рӯдакӣ зимнан ишора мекунад: «Ваҷҳи тахаллуси Рӯдакӣ, гӯянд, бад-он ҷиҳат аст, ки Рӯдакиро дар илми мусиқӣ маҳорате азим будаву барбатро (рӯди тоҷикиро ба арабӣ барбат мегӯянд-**А.А**.) некӯ навохтӣ ва баъзе мегӯянд, ки Рӯдак мавзеъест аз атрофи Бухоро ва Рӯдакӣ аз он ҷост».[87]

Аз ин порча маълум мегардад, ки Давлатшоҳи Самарқандӣ тахаллуси Рӯдакиро, мувофиқи ривоятҳо, аз номи таваллудгоҳи ӯ ва ё асбоби мусиқӣ медонад, ки Рӯдакӣ дар навохтани он устод буд. Рӯдакро тобеъи Бухоро донистани Давлатшоҳ аз сабаби пойтахти империяи Сомониён будани ин шаҳр ва дар ду канори як водии бепоён воқеъ гардидани Рӯдаку Бухоро ҷойиз аст.

Зикри нуктаи дигаре ҳам зарур аст, ки муаллифони «Китоб-ул-ансоб», «Лубоб-ул-албоб» ва баъзе осори дигари таърихӣ, ҷуғрофӣ, адабӣ ва луғатномаҳои пеш аз Давлатшоҳ Рӯдакро ноҳияе аз навоҳии Самарқанд ба қалам додаанд. Вале дар бораи фикри дувум, ки майли Давлатшоҳ, гӯё, бештар бар он аст, ҳоҷати баҳс нест. Саъид Нафисӣ дуруст менависад, ки «аммо ҷиҳати дувум сусту нодуруст менамояд. Чи агар рӯднавоз будааст, мебойист ӯро «Рӯдӣ» бихонанд, на «Рӯдакӣ», зеро ки аз «рӯд» шакли кӯтоҳшуда чун «Рӯдак» ҳаргиз дар забони мо маъмул набудаву дар ҳеч як аз фарҳангҳо сабт нагардидааст. Рӯдӣ ҳам ба қиёси забони форсӣ дуруст нест, зеро знанда ва навозандаи рӯдро бояд ба забони форсӣ, он ҳам дар қарни чаҳорум (яъне, асри X—**А.А**.), ки риъояти фасоҳату мабодии забонро мекардаанд, «рӯдсоз» ё «рӯднавоз» ва ё «рӯдзан» гуфт, на «Рӯдӣ» ё «Рӯдакӣ»! Аммо ин ки баъзе аз мусташриқин тахаллуси ӯро Рӯдагӣ, бо «коф»-и форсӣ навиштаанд, хатое маҳз аст».[88]

Озари Бегдилӣ низ мегӯяд: «Дар илми мусиқӣ низ моҳир будаву барбат некӯ менавохта, лиҳозо тахаллус ба «Рӯдакӣ» қарор дода».[89] Вале ҳамин қадараш мусаллам аст, ки тахаллуси Рӯдакӣ аз номи зодгоҳи азизи ӯ гирифта шудааст. Ғайр аз ин, зодгоҳи Рӯдакӣ бо ҳамон ном то ҳол

**87. Давлатшоҳи Самарқандӣ**. Тазкират-уш-шуъаро,Теҳрон, 1337, саҳ. 36.
**88. Саъид Нафисӣ**. Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 297-299.

дар дараи Киштӯди ҷамоъати Рӯдакии ноҳияи Панҷакент мавҷуд аст. Маълумоти мутахассисони боқимонда ин даъворо тасдиқ менамоянд, ки дар фавқ онҳоро овардем.

Азбаски ноҳияи Рӯдак то соли 1929 ба вилояти Самарқанд дохил мешуд, онро Авфӣ («муваллиди ӯ Рӯдаки Самарқанд буд») ва дигарон Рӯдаки Самарқанд ва Устоди панҷрӯдиро барҳақ Самарқандӣ гуфтаанд. Дар асри XIV Рӯдакро аз тавобеъи Насаф донистани Нишотии Нишопурӣ иштибоҳе беш нест. Вақтҳои охир баъзе «донишмандон» аз мавзеъи Рӯдаки ҷамоъати Шинги ноҳияи Панҷакент будани Устоди панҷрӯдиро тахмин мекунанд, ки гумоне ботил аст, зеро Рӯдаки Шинг дар дараи ниҳоят баландкӯҳи душворгузар ҷой гирифта, дар ҳеч сурат қутби (маркази!) ноҳияе, яъне ҷамоъате, будаву шуда наметавонад, ки мусовии ҷамоъатҳои имрӯзаи Ворӯ, Рӯдакӣ ва Ғӯсар буда, дар пушти кӯҳҳои он дара ҷой гирифта бошад. Маълумоти Самъонӣ тамоман собит менамояд, ки Рӯдак на деҳа, балки номи ноҳия, яъне ҷамоъат ва маркази он қаря— деҳаи Панҷ (Банҷ) буда, аз ҳамин сабаб он Панҷрӯдак (Банҷрӯдак) номида мешудааст. Воқеъан, куҳансолони диёр ин деҳаро, ки бидуни шакку шубҳа, зодгоҳ ва оромгоҳи Устод Рӯдакист, Панҷрӯд(ак) мегӯянду медонанд, ки каси воқиф онро зери шубҳа гузошта наметавонад.

Ноҳияи Рӯдаки асри X дар маркази худ қалъаи мирнишин, чанд мактабу мадраса дошт. Ба шарофати наздикии Самарқанд, дар ин ҷо фаровон будани ҳунарвару донишмандон мусаллам аст. Падари Рӯдакӣ, ки аз табаъаи боимтиёз ва шахсони обрӯманди ноҳия буд, ба тарбияти фарзанди заковатмандаш аҳамият медод. Аз ин рӯ, Ҷаъфар ҳанӯз дар зодгоҳаш тавонист соҳиби маълумоти муайяне бигардад. Дар овони ҷавонӣ давлатманд ва осуда буданашро худи Рӯдакӣ чунин гӯшзад мекунад:

Раҳӣ савору ҷавону тавонгар аз раҳи дур
Ба хидмат омад некӯсиголу некандеш.

«Раҳӣ», ки маънии хидматгорро дорад, дар байти боло ба маънии «камина»-и имрӯзаи тоҷикон кор фармуда шудааст.

Албатта, дар ин айём ҷӯшу хурӯши фаъолияти адабиву мутрибии Устод Рӯдакӣ давом мекард. Яъне, ӯ чун деҳқони олимартаба ба дарбори Насри I беалоқа набуда, дар базму нишастҳо ва айшу нӯши ҷавонон, дар маҳфили аҳли завқ, мунавварфикрон ва талошҳои озодихоҳона ширкат меварзид. Ҳақ ба ҷониби Холиқ Мирзозода аст, ки ҳанӯз соли 1958 навишта буд: «Рӯдакӣ бояд дар Самарқанд, ки шаҳри марказии водии Зарафшон ва маркази дувуми илмӣ, иқтисодӣ, сиёсӣ ва фарҳангии асри X буд, таълиму тарбият гирифта бошад ва, аҷаб нест, ки мисли Дақиқӣ, ки аввал дар дарбори амирони Чағониён буду баъд ба доираи адабии Бухоро рафт, Рӯдакӣ низ аввал дар доираи адабии Самарқанд ширкат ҷуста, баъд ба доираи адабии Бухоро даъват шуда бошад, зеро то ба даст

**89. Лутфалибеки Озар**. Оташкада, чопи Ҳинд, 1299, саҳ. 335.

овардани донишҳои баланди замонаш, то ҷамъ кардани таҷрибаи хидмати расмии доираҳои адабии он давра, то мансубият пайдо кардан ба табақаи аҳли илму адаб, ки одатан аз намояндагони синфи ҳоким буданд, ҳеҷ мумкин набуд, ки Рӯдакӣ ба дарбори Бухоро кашида шавад. Аз дараҷаи шоъиру ҳофизи деҳотӣ ва ё шаҳрӣ якбора ба дараҷаи шоъири доираи адабии пойтахти Сомониён ва Маликушшуарои он расидан мумкин набуд. Рӯдакӣ аввал бояд дар мадорис, дар тарбияи ашхоси ҷудогона, дар доираҳои адабӣ, дар шаҳрҳои марказӣ ва маданӣ илму дониши баланд ва малакаи маданиву адабӣ ҳосил карда, баъд ба Бухоро даъват шуда бошад. Хулласи калом, вақте Рӯдакиро ба Бухоро даъват карданд (солҳои 900-902 —**А.А**.), ӯ шоъиру донишманди бавоярасидагӣ буд ва забони арабиро хуб медонист».[90]

Барҳақ, Устод на ба хотири пешбурди корҳои эҷодӣ ва касби ризқу рӯзӣ, балки бо нияти хидмат ба миллату меҳан, некӯсиголу дурандеш ба Бухоро рафта, ҳаракати ватанхоҳонаву истиқлолҷӯёнаи рӯшанфикронро сарпарастӣ намуд. Албатта, ин ҳама дар замони Исмоили Сомонӣ сурат бояд гирифта бошад, ки бар ин нукта Саъид Нафисӣ ва Абдулғанӣ Мирзоев ишора мекунанд. Вале А.Тоҳирҷонов изҳор менамояд: «Рӯдакӣ, дар воқеъ, аз тарафи Наср ибни Аҳмади Сомонӣ, яъне на набераи Исмоили Сомонӣ, Насри II, балки бародари ӯ Насри I ибни Аҳмади Сомонӣ ба дарбор ҷалб карда шуда буд»,[91] ки аҳли китоб ин ду Насрро як шахс пиндоштаанд. Дар асл он замоне буд, ки Рӯдакӣро водошт, то бо ифтихор дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» дар хусусаш бигӯяд, ки «рӯяш ба сони дебо» ва «мӯяш ба сони қатрон буд»:

Шуд он замона, ки рӯяш ба сони дебо буд.
Шуд он замона, ки мӯяш ба сони қатрон буд.

Ҳамчунин, дар қасидаи мазкур Устод Рӯдакӣ ба хотир меорад, ки дар ҳамон даврон ҷавони зебое буд, ки барои канизакони зебои турку духтарони анорпистонро роми худ кардан он қадар зару сим ба харҷ медод, ки ҳадду ҳисоб надошт. Ин рафтораш гоҳо пинҳонӣ мегузашт,чунон ки худ мефармояд:

Ҳамехариду ҳамедод бешумор дирам
Ба шаҳр ҳар ки яке турки норпистон буд.
Басо канизаки некӯ, ки майл дошт бад-ӯ,
Ба шаб зи ёрии ӯ назди ҷумла пинҳон буд.
Ба рӯз чунки наёраст шуд ба дидани ӯ,
Ниҳеби хоҷаи ӯ буду бими зиндон буд.

---

**90. Холиқ Мирзозода.** Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ — асосгузори адабиёти классикии тоҷик, Сталинобод, 1958, саҳ. 13-14.
**91. Абдураҳмон Тоҳирҷонов.** Рӯдакӣ, саҳ. 45.

Маҳз бо зан  ишқ варзидани Рӯдакӣ аён аст. Рубоъии зайл низ ба ҳамин мазмун далолат мекунад:

Чун кори дилам зи зулфи ӯ монд гираҳ,
Бар ҳар раги ҷон сад орзу монд гираҳ.
Уммед зи гиря буд, афсӯс-афсӯс,
К-он ҳам шаби васл дар гулӯ монд гираҳ!

Ҳангоми пирии худ ҳам Рӯдакӣ мегӯяд:

Як сӯ кашамаш чодар, як сӯ ниҳамаш мӯза,
Ин мурда агар хезад, варна ману чалғӯза!

Ҳамаи ин бар он гувоҳ аст, ки Рӯдакӣ ағлаби умри худро дар нишоту шодмонӣ гузаронида, аз ғаму бадбахтӣ эмин будааст, чунон ки мегӯяд:

Шуд он замона, ки ӯ шод буду хуррам буд,
Нишоти ӯ  ба фузун буду ғам ба нуқсон буд.

Таърихи мавлуди шоъир аниқ маълум нест. Дар манобеъи хаттии қадимӣ зикр намегардад. Аммо олимони муъосир таърихи таваллуди Рӯдакиро аз соли 241/855 то соли 244/858 гуфтаанд. Мо соли 244/858-ро қабул карда, аз рӯйи ҳамон сол ҷашни 1100-умин солгарди зодрӯзи шоъирро ҷашн гирифта будем. Дар натиҷа, акнун ҳамин сол ба ҳайси соли таваллуди Рӯдакӣ қабул шудааст, ҳарчанд касе онро ба исбот нарасонида бошад ҳам.

Соли вафоти Устод Рӯдакиро Самъонӣ 329/941 қайд кардааст, ки ағлаби пажӯҳишгарон онро пазируфтаанд, ҳарчанд санаҳои 306/916, 330/942, 339/951, 343/955, ҳатто 407/1016 низ дар манобеъи хаттӣ вуҷуд доранд. Бинобар ҳамин, алҳол солҳои 244— 329 ҳиҷрии қамарӣ, ки ба солҳои 858—941 мелодӣ мусовистанд, чун замони зиндагии Рӯдакӣ қабул шудаанд.

Марги шоъир барои фарҳангу адаб, ҳунар ва таърихи халқи тоҷик талафоти бузурге буд. Шоъире мефармояд:

Рӯдакӣ рафту монд ҳикмати ӯй,
Май бирезад, нарезад аз вай бӯй!
Шоъират ку, кунун ки шоъир рафт?!
Набувад низ ҷовидон чун ӯй!
Хун гашт оби чашм аз ғами вай,
З-андуҳаш мум гашт оҳану рӯй!
Нолаи ман нигар, шигифт мадор
Шав, бишав зор-зору нол бар ӯй!
Чанд ҷӯйӣ, чун наёбӣ боз
Аз чун ӯ , аз замона даст бишӯй!

**ТАҲСИЛИ ИЛМҲОИ ЗАМОНА**

Аз ашъори боқимондаи Рӯдакӣ, навиштаҳои аҳли китоб ва шаҳодати маъхазҳои гуногун ошкор мегардад, ки ӯ яке аз шахсиятҳои аз улуми расмӣ ва ғайрирасмии замони худ хеле огоҳ буда, дар бисёр риштаҳои онҳо дасти тавоное доштааст. Қабл аз ҳама, дар ашъори дастраси Рӯдакӣ ва маълумоти маъхазҳои адабиву таърихӣ гуфта мешавад, ки Рӯдакӣ аз кӯдакӣ соҳиби зеҳни гиро ва фаҳми расо буда, ба қавли Муҳаммади Авфӣ, «чунон закӣ ва тезфаҳм буд, ки дар ҳаштсолагӣ ба тамомат Қуръон ҳифз карду қироъат биёмӯхт». [92]

Қуръонро амиқ донистани Рӯдакӣ аз таваҷҷӯҳи ӯ дар ривоёт роҷеъ ба ҳазрати Одам, Нӯҳи набӣ, оби азоб, киштии Нӯҳ, Мӯсо, Имрон, Ҳорут, чоҳи Ҳорут, Луқмон, Довуд, Сулаймон, Яъқуб, Юсуф, Рӯҳалқудус, Ҷабраил, шаби лайлатулқадр, шаби меъроҷ, рӯзи қиёмату амсоли инҳо ва қиссаву ривоятҳои марбут ба онҳо ҳувайдо мегардад. Ин таваҷҷӯҳи Рӯдакӣ бурҳони он аст, ки аз тафсири Қуръон ва ривоёти мардумӣ низ ба хубӣ огоҳ буда, дар ҳадису шариъату тариқат, ҷараёнҳои мафкуравӣ, аз қабили ирфону тасаввуф, таълимоти шуъубия, ихвонуссафо, қарматия, риндӣ ба мақоми сазоворе молик буда, худ иброз медорад:

Маро зи мансаби таҳқиқи анбиёст насиб,
Чи об ҷӯям аз ҷӯйи хушки юнонӣ?!
Барои парвариши ҷисм ҷон чӣ ранҷа кунам,
Ки ҳайф бошад Рӯҳалқудус ба сагбонӣ!
Ба ҳусни савт чу булбул муқайяди назмам,
Ба ҷурми ҳусн чу Юсуф асиру зиндонӣ!

Дониши амиқи Рӯдакӣ аз саргузашту сияри Пайғамбар, маноқиби ҳазрати Алӣ ибни Абетолиб (Ай шоҳи набисират, имон ба ту маҳкам, — Ай мири Алиҳикмат, олам ба ту дарғол!), ҳаракати фотимиён (К-андар ҷаҳон ба кас магарав ҷуз ба фотимӣ), саргузашти соҳибони мазоҳиби суннат ва ҷамоъат: Имоми Аъзам Абӯҳанифа, Шофеъӣ ва фақеҳу муҳаддиси сунниён Суфён (В-ар ту фақеҳиву суви шаръ гаройӣ, — Шофеъӣ инакт-у Бӯҳанифаву Суфён!), фармудаҳои Қуръон (Ҳуҷҷати якто Худову сояи ӯяст, — Тоъати ӯ карда воҷиб ояти Фурқон), мумайиизоти забони арабӣ, сарфу наҳву луғати он ашъори Устодро аз ҷиҳати мазмуну муҳтавиёт басо ғанӣ гардонидааст. Аз аҳодиси набавӣ ба дараҷаи аъло муталлеъ будани Рӯдакиро аз ағлаби ашъораш фаҳмидан мумкин аст, ки дар байте мегӯяд:

Ба рӯзи неки касон, гуфт, ғам махур зинҳор,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст.

---

**92. Лубоб-ул-албоб**, ҷ.2, саҳ. 6.

Ин байт бо ҳадиси зерини Пайғамбари акрам ҳаммазмун аст, ки фармуда: «Унзур ило ман ҳува дуникум ва ло тунзир ило ман ҳува фавқакум»

— «Бузургии касони аз худат фурӯтарро нигар ва ба рӯзгори одамони аз худат болотар нигоҳ макун».

Ё аз ҳадиси «Ад-дунё ка ҳулм-ун-ноим» —«Ин дунё ба хоби хобидае монанд аст» илҳом гирифтани Рӯдакӣ дар иншои байт аёну равшан аст:

Ин ҷаҳон пок хобкирдор аст,
Он шиносад, ки дил-ш бедор аст!

Бар замми ошкор будани қаробати абёти иқтибосгардида бо ҳадисҳои Пайғамбари акрам (с), Самъонӣ ривояте мекунад, ки аз Абдуллоҳ ибни Муҳаммад ибни Аслами қозии Самарқанд шунидааст, ки Рӯдакӣ аз Абӯабдуллоҳ ибни Абеҳамзаи Самарқандӣ, ки аз муҳаддисони тавонои замони худ буд, ҳадис фаро гирифта будааст. «Рӯдакӣ, пеш аз он ки ба Бухоро— пойтахти Сомониён биравад, дар Самарқанд зистааст ва пайдост, ки дар ҷавонӣ барои касби дониш ба Самарқанд рафтаву дар он ҷо ҳадисро аз Исмоил ибни Муҳаммад ибни Аслами қозии Самарқанд фаро гирифтааст».[93]

Соҳиби овози хуш, савти дилкаш, дар навохтани чанг чирадаст ва дар илми мусиқӣ моҳиру устод будани Рӯдакиро ҳанӯз Низомии Арузии Самарқандӣ, Муҳаммади Авфӣ, Абдурраҳмони Ҷомӣ ва тазкиранависону таърихнигорони баъдӣ низ таъкид намудаанд, ки дар ин мавзӯъ боз сухан хоҳем гуфт.

Нуктаи дигаре, ки шоёни таъкид аст, он мебошад, ки Рӯдакии ҷавонро ба даргоҳи Насри I, ки пойтахташ дар Самарқанд буд, даъват мекунанд. Ин даъватро бо хушӣ мепазирад ва бо қалби софу андешаи пок онро қобили қабул қарор медиҳад. Гӯё, байти зайл дар ҳамин мавзӯъ гуфта шудааст:

Ман бад-он омадам ба хидмати ту,
Ки барояд рутаб зи конозам.

Саъид Нафисӣ менависад, ки шахси Рӯдакиро ба дарбор ҷалбкарда бояд Абулфазли Балъамӣ бошад. Абдулғанӣ Мирзоев ба хулосае меояд, ки муносибати дӯстонаи Рӯдакиву Абулфазли Балъамӣ ва яке аз мураббиёни асосии шоъир гардидани ин марди донишманд шояд баъд аз ин воқеъа шурӯъ шуда бошад.[94]

Шеърро дар бисёр китобҳои адабиётшиносӣ бо калимаи «шуъур» вобаста медонанд ва шоъирро чун донандаи таърих, адабиёт, эътиқодот,

---

**93. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, саҳ. 260- 261, 393.
**94. Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 104.

муқаддасот, урфу одат, ҷаҳонбинӣ, ҷаҳонфаҳмӣ, донишу биниш ва каси огоҳ аз ботину пиндори мардум мешиносанд. Шоъир раванди ҷомеъаро солҳо ва ҳатто қарнҳо пештар аз ҳамзамонону муъосирони худ пай мебарад. Тасвири инсон, фикру омол ва талқини ахлоқи писандида ва тарғиби одаму одамгарӣ

равияи асосии адабиёти бадеъӣ мебошад. Бинобар ҳамин, аллома Муҳаммад Иқболи Лоҳурӣ (1877—1938) гуфта буд:

Шеърро мақсад агар одамгарист,
Шоъирӣ ҳам ворисипайғамбарист!

Адабиёт дониш аст, донише, ки бо ҳунари волои эҷодкор ва услуби хоси дилангез баён гардида, ба инсон маърифат мебахшад. Адибони бисёрдонро мутабаҳҳир ва андешапарварро мутафаккир меноманд, ки нахустин шоъири илмдон дар адабиёти форсу тоҷик, бидуни шак, Устод Рӯдакист.

Ӯро барҳақ бояд Ҳаким номид. Муаллифони мутааххир ӯро Ҳаким лақаб додаанд.[95] Устод Рӯдакӣ ҳикмату фалсафа, улуми адабӣ, таъриху донишҳои гуногуни ҷуғрофӣ, асотир, илми адвору мусиқӣ, дорусозӣ ва табобатро накӯ медониста ва дар мавриде ҳақдорона фармудааст:

Ҳаким он кас, ки ҳикмат нек донад,
Сухан маҳкам ба ҳукми хеш ронад.

Луғати арабӣ, форсӣ, суғдӣ ва авастоиро[96] нек донистани Рӯдакӣ аз абёти боқимондаи ӯ ҳувайдост. Умуман, агар касе худ аз ин забонҳо бохабар бошад, хоҳад донист, ки Рӯдакӣ то чӣ андоза ба он забонҳо ошно будааст. Номҳои «Авасто», «Занд» (Ҳамчу муъаммост фахру ҳиммати ӯ шарҳ, — Ҳамчу Авастост фазлу сирати ӯ Занд), Монӣ, пурнақшу нигор будани китоби муқаддаси ӯ Аржанг (Он саҳни чаман, ки аз дами дай, — Гуфтӣ, дами гург ё паланг аст, — Акнун зи баҳори монавитабъ — Пурнақшу нигор ҳамчу Жанг аст), Кисро, яъне Хусрави Парвизи Анӯшервон, бо номи «Пандномa» ӯро дар андарзу ҳикмат китобе будан («Сурати ӯ буд ваҳйнома ба Кисро, — Чунки ба ойин-ш «Пандномa» биёганд), аз насли Кайковус ба вуҷуд омадани Кисро ва ба номи Дурситӣ аз ӯ духтаре ба камол расидан (Духти Кисро, зи насли Кайковус,— Дурситӣ ном, нағз чун товус), Исфандиёр, Сом, Дастон, Рустам, Коваи оҳангар, Оли Сосонро дар гуфтори худ зикр намудани Устод Рӯдакӣ то чӣ андоза ба таърихи Эронзамин ва асотиру афсонаҳои мардумӣ мусаллат будани ӯро нишон медиҳад. Разманда ва ҷанговар
будани Исфандиёрро Рӯдакӣ хос таъйид менамояд. Иттилооти Рӯдакӣ аз адёни олам дар фахр намудани мусулмонон ба Маккаву Каъба, алавиён, яъне исмоилиён ва шиъаҳо ба ҳазрати Алӣ, карамаллоҳу ваҷҳаҳу, сухани

95. **Саъид Нафисӣ.**Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, саҳ. 390.
96. **Эҳсони Баҳромӣ.** Фарҳанги Авасто, ч. 4, Теҳрон, 1369, 1990.

епископро овезаи гӯш кардани насрониҳо (Маккӣ ба Каъба фахр кунад, мисриён ба Нил,— Тарсо ба усқуфу алавӣ ба ифтихори ҷад), эътибори бараҳманҳо дар кеши бутпарастони ҳиндӣ, ба асноми гуногун ибодат намудани шаманҳо ва амсоли инҳо возеҳ мегардад. Асомии Суқроту Афлотун барин доноёни Юнони Қадим ҳамчун мубаллиғони дини илоҳӣ дар

абёти Рӯдакӣ ба назар мерасанд. Таърихро донистани Рӯдакӣ ба ҳамин маҳдуд намешавад. Вай таърихи Оли Сосон ва хилофат, саргузашти Ҷариру Ҳассон, ишқи фоҷиъафарҷоми Лайливу Маҷнун, бахшандагиву саховати Ҳотами Тойӣ ва бисёр санаду ҳуҷҷатҳои таърихиро хуб тавҷеҳ медиҳад.

Баробари таърих, Устод Рӯдакӣ аз илми ҷуғрофия хеле огаҳ будааст: мавзеъҳову кишварҳои Эрон, Мовароуннаҳр, Бадахшон, Сиҷистон, Ҳинд, Чин, Тотор, Хуросон, Нимрӯз, Хутан, Уммон, Яман, Юнон, Шарвон, шаҳрҳои Бухоро, Нишопур, Рай, Сарахс, Сорӣ, Сориён, Фархор, ки дар Эрону Мовароуннаҳру Хуросон ҷойгиранд, ҳамчунин шаҳрҳои кишварҳои дурдаст, аз қабили Бағдод, Тароз, Чандон (шаҳре дар Чин), кӯҳҳои воқеъиву афсонавӣ —Қоф, Сиём, Сихрон (дар Наҷаф), Ҷадӣ (Арарати арманиҳо, ки имрӯз дар Туркия ҷойгузин аст)-ро бо хисоису вижагиҳояшон зикр мекунад. Ба унвони мисол шаҳри Танҷа, ки аслан номи он Танҷир аст, дар қораи Африқо, дар наздикии гулӯгоҳи Ҷабалутторик, воқеъ гардидааст. Рӯдакӣ мавҷудияти онро чунин ёд мекунад:

Андуҳи даҳсоларо ба Танҷа рамонад,
Шодии навро зи Рай биёраду Уммон!

Рӯди Нил, дарёи Ҷайҳун, регистони Омуро низ чун воситаҳои бадеъӣ ба кор бурдани Рӯдакӣ низ роҷеъ ба нерӯманд будани ӯ дар илми ҷуғрофия далел мебошад.

Турфа он аст, ки баробари таъриху ҷуғрофия ва улуми дину арабият, Устод Рӯдакӣ аз асрори илми пизишкӣ ва табобат ҳам ба хубӣ хабардор будааст, ки дар ҷое мегӯяд:

Суси парварда ба май бигдохта,
Нек дармоне занонро сохта!

Луғатшинос Амон Нуров «сус»-ро чунин шарҳ медиҳад: «Сус —I. Мурод аз чарбуи сусмор аст, ки онро занон ба ҷиҳати кулфате мехӯранд ва бар бадан мемоланд. 2. Номи гиёҳест, ки дар дорусозӣ ба кор мебаранд. Боз, сусмор ҷонварест, ки пиҳ ва чарбуи онро занон барои фарбеҳ нашудан хӯранд ва дар бадан моланд, назди шофеъимазҳабон гӯшти он ҳалол аст:

Чунон бор баровард ба хештан,
Ки ман гӯям: —Хӯрдаст сусмор». [97]

97. **Фарҳанги ашъори Рӯдакӣ**, саҳ. 229.

Ду байти дигари Рӯдакӣ (**Чу гулшакар диҳим, дарди дил шавад таскин, — Чу туршрӯй шавӣ, вораҳонӣ аз сафро** ва **Чунки молида ба ӯ густох шуд,— Дар дурустӣ омаду дарвох шуд**) барои илми пизишкиро некӯ донистани шоъири ҳакимро ба исбот расондан басанда аст.

Устод Рӯдакӣ аз нуҷум, ҳандаса, кишоварзӣ, деҳқонӣ, илми калом, фалсафаи зиндагӣ, мардумшиносӣ, арӯз низ комилан огоҳ буд. Ӯ дуруст мегӯяд:

Бифнуд танам бар дираму обу замин,
Дил бар хираду илму ба дониш бифунуд.

Дониши сипеҳршиносӣ, таркиби коинот, нуҷум ва ҳаракати сайёраҳо ва дигар ҷирмҳои осмониро донистани Устод Рӯдакӣ мисли офтоб рӯшан аст. Ӯ дар ин бора ҳатто таҳти унвони «Даврони Офтоб» маснавии ҷудогона навишта, суннати сурудани достонҳои илмиро дар адабиёти форсу тоҷик ба ҳукми анъана дароварда буд.

Рӯдакӣ бо ҳамин дониши баланду истеъдоди фавқулоддаи суханофаринӣ ҳанӯз дар овони ҷавонӣ дар шаҳри Самарқанд овоза пайдо карда буд, ки ҳанӯз на зан дошту на фарзанду на ташвиши рӯзгор:

Иёл на, зану фарзанд на, маъунат на,
Аз ин ҳама танам осуда буду осон буд.

Дар ҳамон рӯзҳо зебдиҳандаи маҳфилҳои шеъру базмҳои айшу нӯш буда, дар манзили сарватмандон ашёву бозёфтҳои худро амонат мегузоштааст. Аз ин ба хулосае метавон омад, ки он вақтҳо Рӯдакӣ зану фарзанду ғами рӯзгор надошта бошад ҳам, соҳиби сарвате будааст, ки ба ин маънӣ дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» хабар медиҳад:

Куҷо ба гетӣ будаст номвар деҳқон,
Маро ба хонаи ӯ сим буду ҳамлон буд.

Гумон бурдан мумкин аст, ки баъди ҳамин Рӯдакӣ соҳиби зану бо номи Абдуллоҳ писаре мегардад, ки ба ин кунияи ӯ «Абӯъабдуллоҳ» далел аст ва ин матлабро А. Тоҳирҷонов сахт ҷонибдор аст.[98]

## РӮДАКӢ ВА СОМОНИЁН

Чунон ки ишора рафт, Рӯдакӣ дар аҳди Насри I (864—892) ба дарбори Сомониён, ки он вақт пойтахташон Самарқанд буд, ҷалб мегардад. Дар ибтидои ба Бухоро кӯчонидани марказ Рӯдакиро низ ба он ҷо оварданд, ки ба ин ишораҳои Саъид Нафисӣ, Абдулғанӣ Мирзоев,

---

**98. Абдураҳмон Тоҳирҷонов,** Рӯдакӣ, саҳ. 43.

Холиқ Мирзозода ва Абдураҳмон Тоҳирҷонов[99] санади муътамад мебошанд. Вале, аз сабаби ноогоҳӣ аз таърих, муаррихони гузашта ва муҳаққиқони муосир ҳама ҳамфикранд, ки шуҳрати беандозаи Рӯдакӣ дар замони Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914—943) интишор дошт. Аксар бар он ақидаанд, ки Рӯдакиро Балъамӣ маҳз дар замони ҳамин амир ба дарбор

даъват кардааст. Ин даъво аз ахбороти Авфӣ сарчашма мегирад, ки менависад: «Овозаи шоъиру мутриби беназир Рӯдакӣ ба атрофу акнофи олам бирасид ва амир Наср ибни Аҳмад ас-Сомонӣ, ки Амири Хуросон буд, ӯро ба қурбати ҳазрати худ махсус гардонд ва кораш боло гирифт ва сарвату неъмати ӯ ба ҳадди камол расид, чунон ки гӯянд ӯро дусад ғулом буду чаҳорсад шутур дар зери бунаи ӯ мерафт».

Ин ҷо суоле ба миён меояд, ки эҷодиёти Рӯдакӣ, ки аз соли 867 шурӯъ шуда буд, то ин вақт, дар муддати беш аз 45 сол чӣ қимат дошт? Чӣ навъ мешавад, ки як марди тақрибан 60-сола, ки то ин вақт чӣ мақом доштанаш маълум нест, ба он гуна манзалате, ки Рӯдакӣ дошт, соҳиб мегардад? Ҳаминро низ ба хотир овардан лозим аст, ки Насри Сомонӣ дар ҳаштсолагӣ ба тахт нишаста буд. Ин санадро Н. И. Кримский, С. Нафисӣ, А. Мирзоев ва Х. Мирзозода зери шубҳа гирифта бошанд ҳам, гираҳро накушодаанд. Абдурраҳмон Тоҳирҷонов тахмин мекунад, ки шояд Рӯдакӣ аввал ба даргоҳи Наср ибни Аҳмади I ҷалб шуда, ба сабаби шуҳрати беандоза доштани шоъир дар дарбори Наср ибни Аҳмади II муаррихону муҳаққиқон робитаи ӯро бо Насри I ба эътибор нагирифта бошанд. Ин сухан ҷон дорад, зеро шахсияте мисли Рӯдакӣ бо он фикру ақидааш, ки таҷассумкунандаи замон буд, дар он давраи пурталотум ва бедории миллӣ наметавонист дар гӯшаи фаромӯшӣ қарор гирад. Маҳз ҳамин бедории миллӣ бо тамоми мураккабӣ ба истиқлолияти мамлакат оварда расонда буд. Дар ин ҳодисаи таърихӣ нақши Сомониён бузург аст. Наср ибни Аҳмади Сомонӣ ҳанӯз соли 842 аз тарафи падараш ҳокими Самарқанд таъйин шуда буд. Соли 865, баъди фавти падар, ӯ сардори хонадони Сомонӣ шинохта мешавад. Соли 875 халифаи аббосӣ ал-Муътамад Насрро ҳокими тамоми Мовароуннаҳр интихоб намуда, аз ҳамин замон ҳокимияти мустақили Сомониён оғоз меёбад.

Наср барои эҳёи фарҳангу муқаддасоти халқи тоҷик фаъолияти зиёде нишон додааст. Такя ба гузашта ва эътибор ба ҷиҳатҳои хоси маънавиёти худ дар сиёсати давлатдории Наср мавқеъи мустаҳкам доштааст, ки Рӯдакӣ сарояндаи ин ақида буд. Аз ин ҷо хулосаи мантиқӣ баровардан мумкин аст, ки Рӯдакиро, ки дар овони ҷавонӣ дар Самарқанд илм меомӯхт, даставвал ба дарбори Насри I ибни Аҳмади Сомонӣ мекашанд, ки солҳои 865—892 ҳокими Самарқанд ва Самарқанд дар он аҳд пойтахти Сомониён буд. Рӯдакӣ то он вақт ҳамчун ҷавонмарди соҳибистеъдод дар манзилҳои деҳқонон, заминдорону давлатмандон ба сароядагӣ, навозандагӣ ва шоъирӣ машғул гардида,

---

**99. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ, саҳ. 304; **А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 102; **Х. Мирзозода.** Рӯдакӣ-асосгузори адабиёти классикии тоҷик, саҳ. 13 - 14; **А. Тоҳирҷонов**, Рӯдакӣ, саҳ. 45, 49, 56.

вақти худро бештар дар маҷлисҳову маҳфилҳои адабиву илмӣ мегузаронид. Баъди ин Рӯдакӣ бо ташаббуси Абулфазли Балъамӣ, ки аз соли 892 то соли 938 вазири Сомониён буд, ба Бухоро ва пойтахти нави Сомониён даъват карда мешавад. Зимнан қайд кардан лозим аст, ки муҳаққиқони собиқи рӯзгори Рӯдакӣ ба як нуктаи маълумоти Самъонӣ таваҷҷӯҳ зоҳир накардаанд, ки менависад: «Аз Исмоъил ибни Аҳмад ибни Аслам ал-Қозии Самарқандӣ

ривояте мавҷуд аст, ки онро Абӯабдуллоҳ Абеҳамзаи Самарқандӣ, ки аз номи ӯ маро ҳадиси мусаннаде маълум нест, ҳикоят мекунад. Ва чун аз номи ӯ ривоятеро дидам, написандидам, ки зикраш оварда намешавад. Гӯянд: «Рӯдакиро миёни Арабу Аҷам назир набошад».[100]

Чунон ки Самъонӣ мулоҳиза мефармояд, Исмоил ибни Аҳмади Сомонӣ, ки асосгузор ва истеҳкомкунандаи давлати Сомониён буду соли 874 соҳиби мамлакати Бухоро гардид, ду бор (солҳои 886 ва 888) бо айби бародараш Насри I ибни Аҳмади Сомонӣ бо ӯ ҷангида, зафар ёфт, вале бародараш (Наср)-ро аз сари тахт наронда, худро тобеъи вай эълон кард, хуб медонист, ки бародаркушӣ завол аст, на ғалаба. Фақат баъд аз вафоти Наср Исмоил (соли 892) сарпарасти хонадони Сомонӣ шинохта шуд. Ӯ на ин ки ба тахти Самарқанд нанишаст, балки пойтахтро соли 892 ба Бухоро кӯч дода, то соли 907 ҳукумат ронд. Мумкин аст Рӯдакӣ ҳанӯз ҳангоми сайру гаштҳои ҷавониаш дар Самарқанд ба даргоҳи Исмоили Сомонӣ роҳ ёфта бошад. Аммо дар замони салтанати Исмоили Сомонӣ (892—907) дар дарбор будани ӯ яқин аст.

Тахмини Абдулғанӣ Мирзоев дар хусуси он, ки дар ибтидои вазирии Балъамӣ ба дарбор ҷалб шудани Рӯдакиро тарафдорӣ карда буд, бар асоси таъкиди Самъонӣ оид ба вазири Исмоили Сомонӣ будани Балъамӣ ба ҳақиқат табдил меёбад. Вале дар замони ҳукумати Аҳмад ибни Исмоил (907—914), ки мусулмони мутаассиби арабпарасте буд, дар мамлакат исёну шӯришҳо ва кушокушу низоъҳо зиёд гардида, шояд Устод Рӯдакӣ дар ҳамин давра, баъди хизмати даҳсола, аз рӯйи иғвову дасисаи рақибонаш аз дарбор хориҷ гардида, ба Самарқанд ва зодгоҳи худ баргашта бошад:

Раҳӣ савору ҷавону тавонгар аз раҳи дур
Ба хидмат омад некӯсиголу некандеш.
Писанд бошад мар хоҷаро пас аз даҳ сол,
Ки баргардад пиру пиёдаву дарвеш?!

Мисраъи охир фикреро талқин менамояд, ки дар ин вазъият молу дороии Рӯдакӣ мусодира шуда, аз дарбор канор рафтани ӯро шояд Балъамӣ ҳам, қувваҳои муқобили Рӯдакиро ба ҳисоб гирифта, маслиҳат дода бошад. Худи Аҳмад ибни Исмоил, ки аз нав забони арабиро забони коргузории давлатӣ карда буд ва ба ҳама чизи арабӣ сар хам мекард,

**100. Китоб-ул-ансоб**, саҳ. 262.

кушта шуд. Аз ин ҷиҳат, комилан мантиқист, ки баъди пасанда шудани он шӯру шар, қатли Аҳмад ибни Исмоил ва ба тахти амирӣ нишастани Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ (914—943) Балъамӣ боз Рӯдакиро ба дарбор ҷалб намояд. Байти Рӯдакӣ:

Пири фартут гашта будам бас,
Боз гаштам ба рӯзи барнойӣ.

андешаи моро бар он мебарад, ки муваққатан аз дарбор дур карда шудани ӯ заминаи сиёсӣ ва мафкуравӣ дошта, шоъир онро чун зарбаи ҷонкоҳ пазируфта, рӯҳан ғам мехӯрд ва ба майдони мубориза аз нав ҷалб шуданашро бо шодмонӣ қабул менамуд.

Ҳамин тариқ, Рӯдакӣ, ки шоҳиду анбози бисёр вақоеъи чаҳор амир, ғалабаи Исмоили Сомонӣ бар Амр ибни Лайси Саффорӣ (900), ошӯбу исёнҳои бисёр ҳокимону сарлашкарони саркаш, қиёмҳои халқ ва ғайра буд, албатта бо анҷуманҳои адабӣ ва маҳофили илмии дарбори Насри I ибни Аҳмади Сомонӣ (865—892), Исмоили Сомонӣ (892—907), Аҳмад ибни Исмоил (907—913) беалоқа набудааст. Вале дар дарбори Наср ибни Аҳмади Сомонӣ, яъне Насри II (914—943), ба мартабаи азиме соҳиб мешавад. Бинобар ҳамин, худи Рӯдакӣ сипосгузорона мегӯяд:

Киро бузургиву ниъмат зи ину он будӣ,
Варо бузургиву ниъмат зи Оли Сомон буд!

Насри I Сомонӣ дӯстдор ва таблиғгари адабиёти дарӣ буд. Худаш ҳам шеър мегуфт. Насри II Рӯдакиро бо ташвиқи Балъамӣ надим, яъне аз наздикони худ, мегардонад. Рӯдакӣ бо вуҷуди калонсолӣ, дар ағлаби мусофиратҳои Наср бо ӯ ҳамроҳӣ карда, Нишопур, Марв, Сарахс, Ҳирот ва бисёр шаҳрҳои дигарро дидааст.

Нуфузи Рӯдакӣ дар дарбор ниҳоят калон буд. Дар назди шахсияти ӯ амиру вазиронаш сари таъзим фуруд меоварданд. Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ ва сарлашкарону ҳокимони қаламрави ӯ ба шоъир барои қасида ва достонҳояш ҷойизаҳои калон медоданд. Ин маънӣ дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» низ сабт шудааст:

Бидод мири Хуросон-ш чил ҳазор,
Дар ӯ фузунӣ як панҷи мири Мокон буд.
Зи авлиёш пароканда низ ҳашт ҳазор
Ба ман расид бад-он вақт, ҳоли хуб он буд.

Унсурӣ низ хабар медиҳад: '

Чиҳил ҳазор дирам Рӯдакӣ зи миҳтари хеш
Ато гирифт ба назми «Калила» дар кишвар.

Баъди ба мусибати сахте гирифтор шудан ва аз дарбор хориҷ гардидан Рӯдакӣ таъкид менамояд, ки дар вақташ мақоми ӯ аз мавқеъи амиру малик волотар буд:

Басо, ки маст дар ин хона будаму шодон,
Чунон ки ҷоҳи ман фузун буд аз амиру мулук.
Кунун ҳамонаму хона ҳамону шаҳр ҳамон,
Маро нагӯй, к-аз чӣ шудаст шодӣ сук!

Тибқи ривояти муболиғаомез, дар он давра дусад ғулому ҷаҳорсад шутур дар зери бунаи ӯ мерафтааст ва шуҳрати Рӯдакӣ дар суханварӣ ба дараҷае меафзояд, ки Абулфазли Балъамӣ, ки аз сарпарастони Рӯдакӣ буд, гуфтааст: «Дар Арабу Аҷам мисли Рӯдакӣ шоъире нест».[101]

Хушбахтона, соҳиби «Чаҳор мақола» тасвири яке аз сафарҳои амири Хуросону муқаррабонашро моҳирона ба тасвир овардааст, ки беҳтарину муътамадтарин шоҳиду гувоҳи бузургии мақоми шоъириву инсонии Рӯдакӣ дар он замон мебошад: «Чунин овардаанд, ки Наср ибни Аҳмад, ки воситаи иқди Оли Сомон буду авҷи давлати он хонадон айёми маликии ӯву асбоби таматтӯъу илали тараффӯъ дар ғояти сохтагӣ буд; хазойини ороставу лашкари ҷаррору бандагони фармонбардор зимистон ба дорулмулки Бухоро мақом кардиву тобистон ба Самарқанд рафтӣ ё ба шаҳре аз шаҳрҳои Хуросон, магар як сол навбати Ҳарӣ буд. Ба фасли баҳор ба Бодғис буд, ки Бодғис хуррамтарини чорвохурҳои Хуросону Арроқ аст. Қариб ҳазор новҳост пуробу алаф, ки ҳар яке лашкареро тамом бошад. Чун сутурон баҳор некӯ бихӯрданд ва ба тану тӯши хеш боз расиданд ва шойистаи майдону ҳарб шуданд, Наср бинни Аҳмад рӯй ба Ҳариву ба дари шаҳр—ба Мурғи Сафед фуруд омад ва лашкаргоҳ бизаду баҳоргоҳ буд. Шамол вазон шуду меваҳои Молану Карух даррасид, ки амсоли он дар бисёр ҷойҳо ба даст нашаваду агар шавад, бад-он арзонӣ набошад. Он ҷо лашкар баросуду ҳаво хушк буду бод сарду нон фароху меваҳо бисёру машмумот фаровон ва лашклре аз баҳору тобистон бархурдории тамом ёфтанд аз умри хеш. Ва чун Меҳргон даромаду асир даррасид, шоҳисфараму ҳамоҳиму ақшугон дар дам шуд, инсоф аз найими ҷавонӣ биситоданд ва доди унфувони шубоб бидоданд. Меҳргон дер даркашиду сармо қувват накарду ангур дар ғояти ширинӣ расиду дар саводи Ҳарӣ саду бист лавн ангур ёфта шавад. Ҳар як аз дигаре латифтару лазизтару аз он ду навъ аст, то ки дар ҳеч ноҳияти рубъи маскун ёфт нашавад: яке парниён ва дигаре қулунҷарии тунукпӯсти хурдакаки бисёроб, гуӣ, то ки дар ӯ аҷзои арзӣ нест. Аз қулунҷарӣ хӯшае панҷ ман ва дар ҳар донае панҷ дирам санг биёяд сиёҳ
чун қиру ширин чун шакар. Ва азаш бисёр битавон хӯрд ба сабаби моияте, ки дар ӯст. Ва анвоъи меваҳои дигар ҳама хиёр. Чун Амир Наср ибни Аҳмад Меҳргону саратони ӯ бидид, азимаш хуш омад. Наргис расидан гирифт. Кишмиш бияфганданд дар Молану мунаққӣ ________________________

**101. Лубоб-ул-албоб**, ҷ. 2, саҳ. 6.

баргирифтанду ованг бибастанду ганҷинаҳо пур карданд. Амир бад-он ду пора деҳа фаромад, ки уро Ғӯраву Дарвоза хонанд. Сароҳое диданд ҳар яке чун биҳишти аъло ва ҳар якеро боғеву бӯстоне дар пеш бар маҳабби шамол ниҳода. Зимистон он ҷо мақом карданду аз ҷониби Сиҷистон норинҷ овардан гирифтанду аз ҷониби Мозандарон турунҷ расидан гирифт. Зимистон гузоштанд дар ғояти хушӣ. Чун баҳор омад, аспон ба Бодғис фиристоданду лашкаргоҳ ба Молан - миёни ду ҷӯй бурданд. Ва чун тобистон даромаду меваҳо даррасид, Амир Наср ибни Аҳмад гуфт: «Тобистон куҷо равем, ки аз

ин хуштар мақомгоҳ набошад?! Меҳргон биравем». Ва Меҳргон даромад. Гуфт: «Меҳргони Ҳарӣ бихурему биравем». Ва ҳамчунин фасле ба фасле ҳамеандохт, то чаҳор сол бар ин баромад, зеро ки самими Давлати Сомониён буду ҷаҳон ободу мулк бехасму лашкар фармонбардору рӯзгор мусоиду бахт мувофиқ. Бо ин ҳама малул гаштанду орзуи хонумон бархост. Подшоҳро сокин диданд: ҳаваси Ҳарӣ дар сари ӯву ишқи Ҳарӣ дар дили ӯ. Дар аснои сухан Ҳариро ба биҳишти адн монанд кардӣ, балки бар биҳишт тарҷеҳ ниҳодиву аз баҳори Чин зиёдат овардӣ. Донистанд, ки сари он дорад, ки ин тобистон низ он ҷо бошад. Пас сарони лашкару меҳтарони мулк ба наздики Устод Абӯабдуллоҳ ар-Рӯдакӣ рафтанду аз нудамои подшоҳ ҳеҷ кас муҳташамтару мақбулулқавлтар аз ӯ набуд. Гуфтанд: «Панҷ ҳазор динор туро хидмат кунем, агар санъате бикунӣ, ки подшоҳ аз ин хок ҳаракат кунад, ки дилҳои ом орзуи фарзанд ҳамебараду ҷони мо аз иштиёқи Бухоро ҳамебарояд». Рӯдакӣ қабул кард, ки набзи Амир бигрифта буду мизоҷи ӯ бишнохта. Донист, ки ба наср бо ӯ дарнагирад, рӯй ба назм овnapду қасидае гуфту ба вақте ки Амир сабӯҳӣ карда буд, даромаду ба ҷойи хеш биншасту чун мутрибон фурӯ доштанд, ӯ чанг баргирифту дар пардаи «Ушшоқ» ин қасида оғоз кард:

Бӯйи Ҷӯйи Мулиён ояд ҳаме,
Ёди ёри меҳрубон ояд ҳаме…

Пас фурӯтар шуду гуфт:

Реги Омӯву дуруштиҳои ӯ
**З**ери по чун парниён ояд ҳаме.
Оби Ҷайҳун, бо ҳама паҳноварӣ,
Хинги моро то миён ояд ҳаме!
Ай Бухоро, шод бошу дер зӣ,
Шоҳ наздат меҳмон ояд ҳаме!
Шоҳ моҳ асту Бухоро осмон,
Моҳ сӯйи осмон ояд ҳаме!
Шоҳ сарв асту Бухоро бӯстон,
Сарв сӯйи бӯстон ояд ҳаме». [102]

---

**102. Чаҳор мақола**, саҳ. 59- 65.

Оҳанги маҳрамонаи байти аввал, ки зодгоҳу айёми фароғати кӯдакии амирро ба ёдаш оварда буд, тазодҳои барҷастаи байтҳои дувуму савум, ки ба тарзи эҳсосшаванда ва ба чашм намоён на танҳо обу хоки ватани маълуфи Насрро пеши назар ҷилвагар менамуданд, балки аз ҳарорату талоши амиру лашкари ӯ дарак медоданд, навиди мутантани байти чаҳорум, ташбеҳҳои олии байтҳои панҷуму шашум, самимияти гуфтор, қофия ва радифи шинам ва оҳангнокии шеър ва дар ҳавои гуворои «Ушшоқ» суруда шудани он кори худро мекунанд. Мувофиқи нақли Низомии Арузӣ, «чун Рӯдакӣ бад-ин байт (яъне байти шашум) расид, Амир чунон мунфаил гашт,

ки аз тахт фуруд омаду бе мӯза пой дар рикоби хинги навбатӣ оварду рӯй ба Бухоро ниҳод, чунон ки ронину мӯза то ду фарсанг дар пайи амир бурданд ба Буруна ва он ҷо дар пой карду инон то Бухоро ҳеҷ бознагирифт. Ва Рӯдакӣ он панҷ ҳазор динор музойиф (яъне, ду баробар — **А. А**.) аз лашкар биситуд. Ва шунидам, ба Самарқанд, ба санаи арбаъа ва хамсамоия (504/1110—1111), аз деҳқон Абӯриҷо, ки ҳикоят кард, ки «чун дар ин навбат Рӯдакӣ ба Самарқанд расид, чаҳорсад шутур дар зери бунаи ӯ буд». Ва, алҳақ, он бузург бад-ин таҷаммул арзонӣ буд, ки ҳанӯз ин қасидаро кас ҷавоб нагуфта, ки маҷоли он надидаам, ки аз ин мазойик озод тавонанд берун омад».

Низомии Арӯзӣ баъди зикри байти «Офарину мадҳ суд ояд ҳаме, — Гар ба ганҷ - андар зиён ояд ҳаме» менависад: «Андар ин байт маҳосини ҳафт санъат аст: **аввал** - мутобиқ, **дувум** - мутаззод, **савум** - мураддаф, **чаҳорум** - баёни мусовот, **панҷум** - узуббат, **шашум** - фасоҳат, **ҳафтум** -ҷазолат ва ҳар устодеро, ки ӯро дар илми шеър табаҳҳурест, чун андак тафаккур кунад, донад, ки ман дар ин мусибам, вассалом».[103]

Ин ҷо зикри нуктае воҷиб аст, ки чанд нафар аз уламои Эрони муосир ба ҳақиқат доштани ин ривоят шак овардаанд. Аз ҷумла, Бадеъуззамони Фурӯзонфар менависад: «Амир Наср дар мусофиратҳое, ки ба Хуросон намуда, бино ба нақли Муиниддини Исфизорӣ дар «Равзот-ул-ҷаннот», танҳо як рӯз иқомат кардааст. Бадеъуззамони Фурӯзонфар ҳодисаи солҳои 317—320 ҳ. рухдодаро ба хотир оварда қайд менамояд, ки «ин ҳамон вақте буд, ки бародарзодагони Наср бар алайҳи ӯ исён бардошта буданд. Қасидаи мазкурро Рӯдакӣ мумкин аст дар яке аз шаҳрҳои Хуросон суруда бошад. Аммо ин ки Рӯдакӣ онро дар Ҳирот сохта, мусаллам нест».[104]

Абдулғанӣ Мирзоев ба гуфтаи мазкури Фурӯзонфар дуруст эрод мегирад, ки «ин муаллиф, чӣ навъе ки дида мешавад, дар асоси ахбороти Исфизорӣ маълумоти соҳиби «Чаҳор мақола»-ро дар бораи маҳалли суруда шудани ин қасида ба куллӣ рад мекунад... Маълумоти Низомии Арӯзии Самарқандӣ дар бораи ба Ҳирот мусофират кардани Амир Наср

---

**103. Чаҳор мақола**, саҳ. 65.

**104. Бадеъуззамони Фурӯзонфар**. Шеъру шоъирии Рӯдакӣ, Маҷаллаи Донишкадаи адабиёт, Теҳрон, 1338, саҳ. 74-78.

бинни Аҳмад ба вақтҳои оромии салтанати ӯ тааллуқ дорад, на ба вақтҳои нооромӣ. Сухани Исфизорӣ бошад, баръакс, ба вақтҳои нооромӣ — лашкаркашӣ ва задухӯрдҳои дохилии замони ҳукмронии ӯ алоқаманд аст. Бино бар ҳамин, ахбороти як сарчашма маълумоти дигареро рад карда наметавонад».[105]

Дар муддати сӣ соли ҳукмрониаш Наср бинни Аҳмад шояд чандин бор ба Ҳирот сафар карда бошаду на ҳар дафъа бар зидди балвогарон ва, чунон ки Низомии Арӯзии Самарқандӣ менигорад, он сафари ӯ ба Ҳирот барои истироҳату тафреҳ будааст. Муаллифи дигаре, ки роҷеъ ба қасидаи «Бӯйи Ҷӯйи Мӯлиён ояд ҳаме» фикр рондааст, Муҳаммад Муъин мебошад. Ӯ менависад: «Чунон ки аз фаҳвии таворих истинбот мешавад, амири саййид

Наср бинни Аҳмад дар солҳои зайл ба Хуросон омад: **нахуст** - дар соли 314 ҳ., ки ба даъвати Халифа ал-Муқтадир ба сӯйи Рай шитофт... **дувум** - дар 318 ҳ,, ки ба Ҳирот омаду як рӯз дар он ҷо иқомат кард... **Бори дигар** - дар соли 320 ҳ., ки ба Хуросон омад, вале ба Ҳирот нарафт. Бинобар ин, достони мазкур маъҷул ба назар мерасад».[106]

Қасидаи Рӯдакӣ, дар воқеъ, ба шеърҳои замони ҷанг, ба лашкаркашӣ монанд нест. Он наметавонад маҳсули чунин сафарҳои Амир Наср бинни Аҳмад бошад. Бар замми ин, таърихнигорон аҳволи дарбору лашкаркашиҳо ва корномаҳои ҷангии амирону ҳокимонро бо рангубор пардохта, ба зиндагии ғайриразмии онҳо, хусусан тафарруҷу истироҳаташон бидуни шикор, камтар таваҷҷӯҳ зоҳир мекарданд.

Қасидаи пурраи ҳолияи «Шикоят аз пирӣ» ва пораҳои қасоиди фалсафӣ ва ахлоқии боқимондаи Устод Рӯдакӣ нишон медиҳанд, ки дар ин ҷода низ шоъир муқаддаму роҳнамои ҳампешагонаш будааст.

Боз, дар миёни ашъори дастраси Рӯдакӣ пораҳои қасоиди баҳория, тағаззулҳои ошиқона, фахрияҳо, хазонияҳо ва ғайра мавҷуданд, ки аз дунёи мулаввану рангоранги қасидаҳои устоди бузурги сухан шаҳодат медиҳанд.

## РӮДАКӢ ВА ҚАРМАТИҲО

Воқеъаҳои авохири умри Устод Рӯдакӣ, маҳрумиятҳои зиндагӣ ва кӯр карда шудани ӯ марбут ба таблиғоти қарматиён аст, ки дар таърих бо номҳои гуногун хонда мешаванд ва ҳамаи он гӯрӯҳҳо ба фирқаи исмоилия ворид мегарданд. Аслан, «исмоилия номи умумии фирқаҳоест, ки баъд аз ҳазрати Имом Ҷаъфари Содиқ (а) ба имомати фарзанди миҳтари ӯ Исмоил ё навасааш (набераааш — **А. А.**) Муҳаммад ибни Исмоил эътиқод доранду гоҳ дар билоди мухталиф ба номҳои гуногун, монанди ботиния, таълимия, сабъия, ҳашишия, мулоҳада ва қаромата

**105. А. Мирзоев**. Боз дар атрофи як қасидаи Рӯдакӣ/ Ёдбуди Устод Рӯдакӣ, Душанбе, Дониш, 1978, саҳ. 41- 42.
**106. М. Муъин.** Як қасидаи Рӯдакӣ. Маҷаллаи Донишкадаи адабиёт, Теҳрон, 1338, саҳ. 74-78.

хонда шудаанд».[107] Дар адабиёти илмии тоҷик аз ин истилоҳот бештар истилоҳҳои қараматӣ ва исмоилӣ ва гоҳе таълимӣ низ ба кор рафта, дар мавриди вобаста ба Рӯдакӣ асосан қарматӣ ва ботинӣ истифода мешавад. Муҳаммади Шаҳристонӣ (ваф. 547/1152) дар асари худ «Милалу ниҳал» менависад, ки «дар Ироқ ботиния ва маздакия ва қаромата ва дар Хуросон таълимия ва мулоҳада хонда мешаванду худ гӯянд «мо исмоилӣ ҳастем».[108]

Ибтидои наҳзати мазкур дар Хузистон сар шуда, дар он шахсе бо номи Маймуни Қаддоҳ, ки ба шуғли куҳҳолӣ ва табобати чашм машғул буд, ва писараш Абдуллоҳ, ки аз сабаби чанде иқомат дар Макка бо лақаби Маккӣ машҳур гардида буд, аз доъиён (давъваткунандагон, мубаллиғин)-и аввалин буданд. Ҳусайни Аҳвозӣ дар Кӯфа мардумро ба ин ойин мехонд. Бо

фаъолияти Ҳамдон ибни Ашъас тарғиби ин ақида басе авҷ гирифт. Соли 277/891 дар Ироқ ва соли 294/906 дар Димишқ ва билохара дар Хузистон, Ироқ, Баҳрайн, Сурия ва Яман хурўҷҳои қаромата авҷ гирифта, ҳукуматҳои қарматӣ барқарор карда шуданд, ки «усулан ҳукумати қарматиён як ҷумҳурии иштирокӣ буд».[109] Аммо мухолифони қарматиҳо-хулафои аббосӣ ва уламои аҳли суннату ҷамоат ин фирқаро даҳриву зиндиқа гуфта, мардумро бар аллйҳи онҳо мешўронданд. Давлатҳои қарматии Яман (268/883) ва Байнаннаҳрайн бо маркази Ал-Аҳсо (283/896), Сурия (288/901) хеле бақувват буданд. Бо таъсири ин давлатҳо таълимоти қарматӣ гоҳ дар як гўшаи хилофат, замоне дар як кишвар ба воситаи мубаллиғин пайдо мешуд.

Ҳанўз дар охирҳои аҳди Исмоили Сомонӣ (279—295/ 892—907) дар қаламрави Сомониён нахустин ҷунбишҳои қарматиён дар вилоятҳои Ҳирот, Ғўр ва Ғурҷистон рух дода буданд, ки дар онҳо қариб 10 ҳазор нафар чўпонҳову кишоварзҳо бо сардории Абўбилоли Хориҷӣ ширкат варзиданд. Вале соли 907 исёнгаронро лашкари давлатӣ ба муҳосира гирифта, ҳамаро ба қатл расонд. Азбаски Мовароуннаҳру Хуросон аз гўшаҳои дурдасти хилофат буда, аҳолии маҳаллиашон дар саркашӣ намудан аз маркази хилофат ва муборизаҳои сиёсии озодихоҳӣ хеле шуҳрат пайдо карда буданд, ҳамчунин, пайравони мазҳабҳои зиддиисломӣ дар амалиёти худ бештар дар ҳамин сарзамин ба худ паноҳгоҳ меёфтанд, диққати фотимиёнро ба тарафи худ ҷалб накарда наметавонистанд. Ба тарафи давлати фотимиён баргардонида шудани майлу рағбати аҳолии қаламрави сомонӣ ва сарони ин давлат дар масъалаи суст гардидани қудрати Аббосиён аз муваффақиятҳои хурд ҳисоб намешуд».[110]Таблиғоти қарматиҳо дар Толиқону Маймана ҳам

---

**107. Муҳаммадҷаводи Машкур.** Фарҳанги фирақи исломӣ, Машҳад, 1375, саҳ. 47.

**108. Муҳаммад Абдулкарими Шаҳристонӣ.** Милалу ниҳал, Миср, ҷ. I, саҳ. 335.

**109. Фарҳанги фирақи исломӣ**, саҳ. 359.

**110. А. Мирзоев**. Абўабдулло Рўдакӣ, саҳ. 124.

вусъат пайдо кард, лекин дар Мовароуннаҳр ба муваффақият ноил нагардид. Роҳбари мубаллиғин Ҳусайн ибни Алии Марвазӣ соли 930 мелодӣ дастгир шуда, дар зиндон ҳалок гашт. Дигар сарварии мубаллиғини қарматӣ ба дўши Муҳаммад ибни Аҳмади Нахшабӣ афтод. Нахшабӣ олиме варзида буда, ташвиқоту тарғиботи худро дар Хуросону Мовароуннаҳр густариш дода, наздикони Насри II-ро, ки дар байни онҳо ҳоҷиби бузург, дабири хос ва монанди онҳо низ буданд, ба тарафи худ мекашад. Қарматиҳо аввал ба Басра, сипас ба Кўфа ба қофилаҳои ҳоҷиён ҳуҷум ва онҳоро ғорат карданд. Лекин моҳи январи соли 930 қарматиҳои Байнаннаҳрайн бо сардории Абўтоҳири Ҷунёбии Қарматӣ бо лашкаре иборат аз 600 савору 900 пиёда ба корвони ҳоҷиёни Макка ҳуҷум оварда, аз ҳоҷиён 30 ҳазор касро, ба қавли дигар, 20000 нафарро, ба қатл расонд, ки дар хоки Сомониён қаҳру ғазаби мардумро ба ҷўш овард. Ғоратгарон санги сиёҳи Макка —ҳаҷаруласвад, осори дигари муқаддасро аз хонаи Каъба канда, думим карда, бо худ ба Баҳрайн бурданд.

20 сол ҳаҷаруласвад он ҷо монд. Ин ҳодиса муқобилияти суннимазҳабони Хуросону Мовароуннаҳрро бар алайҳи мубаллиғони фотимӣ авҷ гиронд, асари тарғиботи қарматиро суст намуд. Бар замми ин, қарматиҳо бар зидди Насри II суъиқасд тайёр мекунанд. Аммо писараш Нӯҳ ибни Наср аз он хабар ёфта, ба зиёфате, ки барои иҷрои суъиқасд ороста буданд, ташриф оварда, бо ҳилае сипаҳсолорро, ки сарвари суъиқасдчиён буд, ба қатл расонд. Насри II дар он маҷлис (943) рӯшод аз тахт даст кашида, салтанатро ба писараш Нӯҳ ибни Наср (943— 954) супурд. Қаблан, соли 936—937, Абулфазли Балъамӣ аз мақоми вазорат маъзул гардида, 10 моҳи сафари 329/ноябри 940 ба тарзи асрорангезе вафот кард. Инчунин, солҳои 326—331/937—942 Абӯтаййиби Мусъабӣ, Абӯалӣ Муҳаммади Ҷайҳонӣ низ асрорангез вафот карданд, ки гумон меравад кори қарматиҳост.

Бино бар шаҳодати таърихнигорон, «Абулфазли Балъамӣ марди донишманде буд, ки дар кӯдакиву ҷавонӣ дар роҳи дониш ранҷи бисёре бурдаву аз устодони бузурге касби дониш кардаву ба мақоми баланде расидааст, чунон ки дар ҳадису фиқҳи шофеъӣ аз мардони номии замони худ будаву аз бузургони шофеъиён медонистаанд ва гуфтаи ӯро санад мешумурдаанд ва дар китобҳои ҳадиси шофеъӣ аз забони ӯ суханон овардаанд. Пеш аз ин гузашт, ки, — менависад Саъид Нафисӣ, — Самъонӣ гуфтааст аз Муҳаммад ибни Ҷобир дар Марв ва Муҳаммад ибни Ҳотам Ибн-ал-Музаффар ва Абулмуҷид Муҳаммад ибни Амр ва Солеҳ ибни Мухаммади Зарир ва Исмоил ибни Аҳмад ва дигарон ҳадис омӯхтааст ва низ назди Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Насри Фақеҳ дарс хондааст».[111] Тоҷиддин Абӯнаср Абдулваҳҳоб ибни Тақиуддини Сабкӣ дар китоби «Табақот- уш-шофиъият-ил-кубро» менависад, ки Балъамӣ аз асҳоби Имом Муҳаммад ибни Насри Марвазӣ ва аз машойихи рӯзгори худ буда, дар Марву Бухорову Нишопуру Самарқанду Сарахс ҳадис ________________________________

**111. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, саҳ. 330.

шунида буд».[112] Вай аввал пайрави мазҳаби ҳадис буд, баъд ба мазҳаби шофеъӣ гаравид. Китобҳои «Талқеҳ-ул-балоға» ва «Китоб-ул-мақолот» аз таълифоти ӯст. Асли Балъамӣ аз хонадони тоҷиктабори Марв буд. Ин марди бузург, адибпарвар, донишдӯст, пуштибони Рӯдакӣ, Абулҳасани Байҳақӣ, Ҳусайн ибни Алии Марвазӣ, Матронӣ, Абӯаҳмад Ямомии Бушанҷӣ ва кулли адибону уламо ва мутрибону ромишгарони дигари асри худ буд. Албатта, ба ин гуна шахс лашкариёни турку уламон мутаассиб душманӣ меварзиданд. Майлу рағбати Балъамӣ ба таблиғоти қарматиён ин адоватро афзуд. Аз ин рӯ, ӯро душманонаш аз дарбор дур карданд. Ба қавле, Балъамӣ бо супориши соҳибҷайш Хумортегин ба қатл расонда шудааст. Марги Мусъабӣ ҳам бо амри Насри II ба амал омад. Ҳақ ба ҷониби аллома Бобоҷон Ғафуров аст, ки навишта буд: «Дар авохири салтанати Насри Дувум ҳаракати қарматия хеле нерӯ гирифт. Шахсан Насри Дувум низ тарафдори таълимоти қарматия гардид ва мувофиқи хоҳиши Нахшабӣ ризоят дод, ки ба ивази кушта шудани Ҳусайн ибни Алии Марвазӣ дар зиндони Бухоро, ки иҷрокунандаи супоришҳои махфии фотимиён буд, барои халифаи Миср 119 ҳазор динор

товон (хунбаҳо) бипардозад. Ҳамаи инҳо боиси норизойии ҷиддии рӯҳониёни суннимазҳаб гардиданд. Рӯҳониён ҳамроҳ бо намояндагони горди турки дарбор мехостанд, ки ба муқобили Насри Дувум даст ба суъиқасд бизананд, то Насрро ба қатл расонанд ва ҳамаи пайравони қарматиҳоро бикушанд».[113] Ба гуфти Низомулмулк, Нӯҳ ибни Наср банд хост, то бар пойи падар ниҳоданду дарҳол ба куҳандиз бурданду маҳбус карданд. Баъди маҷлиси зиёфат Нӯҳ ибни Наср ба аҳли он гуфт: «Агар сипаҳсолор дар ҳаққи мо андешаи бад кард, ҷазои хеш ёфт ва агар падараш аз роҳи суннат бияфтад, сазои хеш мебинад. Иттифоқи шумо чунон бувад, ки нон бихӯреду ба ғазо, ба ҷониби Балосоғун, ба ҷанги кофир шавед! Моро худ ғазои кофир бар дари хона аст, ҳамин ба ғазо машғул шавем, ҳар чи дар Мовароуннаҳру Хуросон мулҳид куштанду ин мазҳаб гирифтанд, ки падарам гирифт, ҳамаро бикушед ва хостани неъмати эшон шуморост ва ин ки дар маҷлис буд аз они падарам, ҳама шуморо додам, колои ботиниён ҷуз ғоратро нашояд! Чун аз ин муҳим фориғ шавем, рӯй ба кофири турк ниҳему ҳам акнун Муҳаммади Нахшабиро биёваред ва ҳамнишинону ҳаммазҳабони ӯ ва падарамро!» Пас Ҳасан ва Бӯбакр ва Мансури Чағонӣ ва Ашъасро, чандон амир, ки ботинӣ шуда буданд, чандон бизаданд ва дар шаҳрҳо афтоданд ва ҳар киро аз эшон меёфтанд, мекуштанд. Ва ҳам дар он рӯз амиреро бо лашкар бифиристоданд, то аз Ҷайҳун бигзарад ба Марвруд ва писари Саводаро бигиранду бикушанд. Пас тамоми лашкар шамшер дарниҳанд ва аз раъияту лашкарӣ ҳар киро дар он мазҳаб рафта бошанд, бикушанд ва зинҳор, ки ба ғалат бар мусулмонон хатар нарасонанд. Пас ҳафт шабонарӯз дар Бухорову ниҳояти он мекуштанду мекуштанду ғорат

---

**112. Абдулваҳҳоби Сабкӣ.** Табақот-уш-шофиъият-ил-кубро. Қоҳира, ҷ. 2, саҳ. 170-171.
**113. Бобоҷон Ғафуров.** Тоҷикон, Кобул, 1363, саҳ. 502.

мекарданд, то чунон шуд, ки дар МовароуннаҳруХуросон яке аз эшон намонданд ва он ки монд, дар ошкоро наёрист омад ва ин мазҳаб пӯшида бимонд».[114] Ҳамин тариқ, Нӯҳ ба қатли оми қарматиҳо дар саросари хоки худ пардохт. Дар ин ҷараёни гоҳе бардурӯғ бо баҳонаи қарматӣ одамони аслан беалоқа, равшанфикрон ва ашхоси барои синфи ҳоким номатлуб ғорату нест карда мешуданд. Албатта, ақида ва тарафдорони мазҳаби ботинӣ бо ин битамом нест нашуданду то имрӯз боқӣ ҳастанд.

Мусаллам аст, ки Рӯдаки бо ҷараёни ботинӣ-қарматиён, ақоиди онҳо, махсусан дар тарбияи ахлоқ, масъалаҳои ҷаҳонфаҳмӣ ва фалсафӣ, тарғиби улуми ақлӣ, эътирофи мақоми дониш ва дилбастагӣ ба ҳикмати Афлотуну Арасту барин доноёни Юнони Қадим иртиботи қавӣ дошт. Абдулғанӣ Мирзоев менависад: «Хулоса, дар масъалаи ба қарматиҳо ва таълимоти онҳо мойил будани Рӯдакӣ шубҳае боқӣ намемонад, вале дар
айни ҳол, мо ӯро ба куллӣ як шоъири қарматӣ ҳисоб карда наметавонем, зеро дар мероси адабии ӯ ин тарафи масъала тасдиқ намеёбад. Дар дараҷаи имрӯзаи омӯхта шудани шоъир фақат ҳамин кадар гуфта метавонем, ки Рӯдакӣ дар як давраи муайяни зиндагии худ ба фотимиҳо ва таълимоти

қарматӣ майл доштааст»,[115] ки ин дуруст асту рост! Вале то соли 327/938 Устод Рӯдакӣ дар ҳаёти дарбори Сомониён фаъолона ширкат меварзидааст, ки ба ин дар он сол қасидаи «Модари май»-ро бо супориши Насри II дар ситоиши Амир Абӯҷаъфар навишта ва ҳам дар анҷоми он аз нотавонӣ ва пирии худ шиква намуданаш гувоҳӣ медиҳад.

Роҷеъ ба пирӣ ва нотавонии худ Рӯдакӣ дар яке аз маснавиҳояш низ хабар медиҳад:

Ҷавонӣ гузашту чиразабонӣ,
Табъ низ гирифт гаронӣ.

Ин байт низ ба ҳамин далолат мекунад:

Шудам пир бад-ин сон, ту ҳам худ на ҷавонӣ,
Маро сина пуранҷӯху ту чун чафта камонӣ.

Ҳамин тариқ, дар шеърҳои боқимондаи Устод Рӯдакӣ, ки то соли 327 ҳ. /938м. интишор гардидаанд, аз пирии ӯ сухан меравад, аммо доир ба кӯр карда шуданаш ишорае нест.

---

**114. Низомулмулк.** Сиёсатнома.Тасҳеҳи Аббос Иқбол,Теҳрон,1369,саҳ. 136.
**115. Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, саҳ. 136.

## БАҲСИ БИНОЙИВУ НОБИНОЙӢ

Масъалаи кӯри модарзод будан ва ё баъдтар, дар охирҳои умраш, кӯр карда шудани Устод Рӯдакӣ аз масоили басе торики зиндагии ӯст. Баъзеҳо ӯро тирачашму иддае кӯри модарзод мехонанд. Баъзе аслан ба ин масъала диққате намегуморанд. Аз ин гузашта, масъалаи кӯрӣ, кӯрии модарзодӣ ё тирачашмии Рӯдакӣ ҳанӯз пурра ҳал нашудааст. Садриддин Айнӣ, Бадеъуззамони Фурӯзонфар, Абдураҳмон Тоҳирҷонов кӯри модарзод будани Рӯдакиро тарафдорӣ мекунанд ва, ҳатто, комилан онро ба исбот расониданӣ мешаванд. Саъид Нафисӣ, Абдулғанӣ Мирзоев, Холиқ Мирзозода, И. С. Брагинский, Аълохон Афсаҳзод ва дигарон мегӯянд, ки Рӯдакиро дар охири умр кӯр кардаанд ва далелашон ҳамон ахборотест, ки «ва қад самала фӣ охири умри» («дар охири умр ба чашмонаш мил кашидаанд» — А. А.) мебошад. Аз уламои урупоӣ аввалин шуда Ҳерман Эте ҳанӯз дар соли 1873 кӯри модарзод будани Рӯдакиро дар асоси тадқиқ ва санадҳои тасвирии корбурдаи Устод рад карда буд. Баъдҳо С. Нафисӣ, А. Мирзоев, Х. Мирзозода ва дигарон ин ақидаи ӯро пайравӣ карданд. Тадқиқоти

колбадшиносӣ-мардумшиносии М.М. Герасимов аз рӯи ҷамҷамаи Рӯдакӣ шаҳодат медиҳад, ки ӯро баъдан, дар охирҳои умраш кӯр кардаанд.

Дақиқӣ ва Носири Хусрав аз тирачашм будани Рӯдакӣ хабар медиҳанд, ки онро ба тамоми анвоъи кӯрӣ ҳамл кардан мумкин аст, вале дар бораи чӣ навъ кӯр будани шоиру аз чӣ сабаб тирачашм буданаш далеле намеоранд. Дақиқӣ мефармояд:

Устод Шаҳид зинда бойистӣ
В-он шоири тирачашми рӯшанбин.

Носири Хусрав мегӯяд:

Ашъори зуҳду панд басе гуфтаст
Он тирачашм шоъири рӯшанбин.

Гуфтори Фирдавсӣ ҳам аз «Калилаву Димна»-ро назм кардани Рӯдакӣ хабар дода, муамморо намекушояд. Бадгӯйии Абӯзироъаи Гургонӣ низ аз ҳамин қабил аст, вале бештар бар он ишора мекунад, ки шоъир муддати дурударозе кӯр будааст:

Агар ба давлат ба Рӯдакӣ намемонам,
Аҷаб макун, сухан аз Рӯдакӣ на кам донам!
Агар ба кӯрии чашм ӯ биёфт гетиро,
Зи баҳри гетӣ ман кӯр буд натвонам!

Роҷеъ ба кӯрии Рӯдакӣ Самъонӣ, муаллифи «Таърихи Систон» ва Низомии Арӯзи Самарқандӣ чизе намегӯянд. Вале Абӯҳайёни Тавҳидӣ (ваф. 400/1010) ва Авфӣ кӯри модарзод будани Рӯдакиро сареҳан таъкид кардаанд. Абӯҳайён хабар медиҳад: «ва қила ар-Рӯдакӣ ва кона акма ва ҳува-л-лази валада аъмо...» («аз Рӯдакӣ пурсиданд ва ӯ акма буд ва ин он аст, ки кӯр аз модар зоида шуда бошад»). Муҳаммади Авфӣ баробари истифодаи ҷумлаи «аз модар нобино омада», боз чандин калимаи ҳаммаънии арабии модарзод кӯр, вале ботинан рӯшанбин будани Рӯдакиро такрор намуда, менависад: «Рӯдакӣ аз наводири фалакӣ будаасту дар зумраи аном аз аҷоиби айём. Акма (яъне кӯри модарзод — **А. А**.) буд, аммо хотираш ибрати Хуршеду Маҳ буд; басар надошт, аммо басират дошт, махфуфе буд асрори латиф бар вай макшуф; маҳҷубе буд аз ғояти лутфи табъ маҳбуб; чашми зоҳир баста дошт, аммо чашми ботин кушода». Боз мегӯяд: «Аз модар нобино омада». «Акма»-ро Алиакбари Нафисӣ чун «кӯри модарзод», Муҳаммад Муъин ба тарзи «нобинои модарзод, кӯри модарзод»[116] шарҳ додаанд.

Дар осори боқимондаи худи Рӯдакӣ аз кӯрии ӯ дараке нест. Фақат дар як ҷой таркиби «кӯрӣ кардан» вомехурад, ки бештар маънои айш рондан ва худро ба ғафлату фароғат задан ва зиндагиро нодида ангоштанро медиҳад. Аммо мурoҷиати ӯ ба Маҷ, ки ровияш буд, касро мумкин аст ба шубҳа

барад, ки шояд кӯри модарзод бошад. Вале набояд фаромӯш кард, ки ровӣ доштани шоирони касбӣ дар қадим як амри маъмул буда, аксар ашъори онҳоро дар мавориди хос қироат мекардаанд. Ин аст шеъри мавриди баҳс:

Ай Мач, кунун ту шеъри ман азбар куну бихон,
Аз ман дилу сиголишу аз ту тану равон!
Кӯрӣ кунему бода хурему бувем хуш,
Бӯса диҳем бар ду лабони паривашон!

Аммо, баръакси гуфтаву даъвиҳои мавриди назар, аз ағлаби абёти Устод пай бурдан мумкин аст, ки ӯ на танҳо марди зебову бино, балки ниҳоят нозукбине ҳам будааст:

Ҳамеша чашм зӣ зулфакони чобук буд,
Ҳамеша гӯш зӣ мардуми сухандон буд.

Ё:

Назар чӣ гуна бидӯзам зи баҳри дидани рӯят,
Зи хоки ман ҳама наргис дамад ба ҷойи гиёҳ!

Дар байти аввал «зӣ» маънии «сӯй» ва «тараф»-ро дорад. Дар байти дувум таъбири «чашм дӯхтан» маънии «дуру дароз нигоҳ кардан»-ро дорад, ки ин ду амал хоси одамони биност. Аз ин гузашта, дар осори Рӯдакӣ абёте боқӣ мондааст, ки бо хабари «дидам» меояд:

---

116. **Лубоб-ул-албоб**, ч. 2, саҳ. 6; **Фарҳанги Нафисӣ**, ч. I, саҳ. 360; **Фарҳанги форсӣ**, ч. I, саҳ. 332.

Пӯпак дидам ба ҳаволии Сарахс,
Бонгак барбурда бар абр – андаро!
Чодараке дидам рангин бар ӯй,
Ранг ба сӣ гуна бар он чодаро!

Ё:

Дар роҳи Нишопур деҳе дидам бас хуб,
Ангашбаи ӯро на адад буду на марра!

Ё ин ки:

Истода дидам он ҷо дузду ғӯл,
Рӯй зишту чашмҳо хамчун дуғӯл!

Ва ё:

Меҳр, дидам, бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯйи Ховар мешитофт.

Дар қитъаи зерин бошад, шоъир ба ҳамсуҳбати худ воқеъаи ба дидаашро бо ҳаяҷон нақл карда, дидани ўро талаб мекунад:

Мурғ дидӣ, ки бача з-ў бибаранд,
Чов-човон - дар асту ҷўён аст?!
Боз чун баргирифт парда зи рўй,
Карвадандону пуштчавгон аст?!

Бешубҳа, чунин суханонеро, ки натиҷаи дидору мушоҳида ҳастанд, танҳо одами рўшанчашм ошкорову гуворо метавонист бигўяд. Айшу нўшҳои паёпайи Рўдакӣ, сафарҳояш ба Нишопур, Ҳирот ва Сарахс, ришу мўйро ҳангоми пирӣ сиёҳ кардан, маҷлисоро буданаш низ далелҳоеанд, ки рўшанчашм буданашро тасдиқ мекунанд. Қаробати шеъри Рўдакӣ бо табиат, барҷастагии рўҳияи тарабу шодӣ дар он, даъвати ҳамешагии ў ба муборизаву амал, саъю кўшиш ва дурӣ ҷустан аз ҳамаи он чи ки мояи андўҳу сустӣ бошад, бурҳони дигарест, ки чунин ашъорро шахсе, ки модарзод бадбахт ва як умр дар азоб бошад, наметавонад бигўяд. Аммо беҳтарин далели ин даъво чистону ташбеҳоти корфармудаи Устод Рўдакист. Чаҳор порчаи поёнро мутолиа кунед. Магар шахси кўри модарзод метавонад чунин нозукона ҳусни масобаи якчанд чизро бибинад? Ҳаргиз!

Бунафшаҳои тарӣ хайл-хайл бар сари кўҳ,
Чу оташе, ки ба гўгирд бардавид кабуд!
Биёру, ҳон, бидеҳ он офтоб, к-аш бихурӣ,
Зи лаб фурў шаваду аз рухон барояд зуд!

Ва:

Ба зулф каж, валекин ба қадду боло рост,
Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор!

Ё:

Замоне барқ пурханда, замоне раъд пурнола,
Чунон чун модар аз сўги арўси сездаҳсола!
Ва гашта з-ин паранди сабз шохи беди бунсола,
Чунон чун ашки маҳҷурон нишаста жола бар лола!

Устод Рўдакӣ ҳангоми манзаранигорӣ дар ашъори худ на фақат аз абри сиёҳ яхча боридан, хандидани лола, ба киштӣ монанд будани абрў, ба мавҷ шабеҳ будани чини пешонӣ, шоридани кафк аз даҳони уштури маст, зулфакони чавгони маъшуқа, фохтагун шудани ҳавову об, рухро бо нохун шудгор кардани занони азодорро ба қалам дода, рангҳои сафеду сиёҳу қир, ёқути сурх, шароби лаъл ва амсоли инро ба тасвир оварда, дар ашёи гуногун

монандиҳои аҷиберо дармеёбад ва ба ин васила ба манзараҳои табиати дилрабои кӯҳистон ва дашту ҳомуни Хуросон зебу ҷон мебахшад. Шоъир, ки тамоми умр анису ҳамрози табиати зебои диёр буд, бо тарзи адои шево на танҳо овози мурғонро ба гӯш мерасонад, балки ҳусну рафторашонро рассомона дар назарҳо ҷилва медиҳад. Ҷавонии худашро чун барги лолаву пириашро чун себи пажмурда медонад, ки ҳамаи ин натиҷаи мушоҳидаҳои дақиқ аст, аммо ташбеҳҳои зеринро на танҳо каси бино, балки марди босаводу аз маъшуқаву май лаззатгирифта метавонад бигӯяд:

Зулфи туро «ҷим» кӣ кард? — Он, ки ӯ
Холи туро нуқтаи он «ҷим» кард!
В-он даҳани танги ту, гӯйӣ, касе
Донакаке нор ба ду ним кард!

Порчаи зерин ҳам метавонад натиҷаи биниши инсони ниҳоят дақиқназар бошад:

Чун баччаи кабӯтар минқор сахт кард,
Ҳамвор кард пару биавганд мӯйи зард,
Кобукро нахоҳад, шох орзу кунад,
В-аз шох сӯйи бом шавад боз гирдгард!

Порчаҳои овардашуда кӯри модарзод будани Рӯдакиро ба куллӣ рад мекунанд. Аммо кӯр карда шудани ӯ ва ё кӯр шуданаш ҳанӯз ба таҳқиқи иловагӣ муҳтоҷ аст. Дар ҳоли ҳозир фақат гумон кардан мумкин аст, ки шояд Устод Рӯдакӣ дар пиронсолӣ гирифтори ягон бемории чашм шуда бошад — наздикбин ва ё дурбин. Ба ҳар ҳол, худи ӯ хатро хонда наметавонистааст ва аз ҳамин сабаб дар соли 320/932 бо супориши Балъамӣ «Калилаву Димна»-ро ба вай мехондаанду ба риштаи назм мекашидааст. Ин ҳодисаро Абулқосими Фирдавсӣ чунин ба қалам медиҳад:

«Калила» ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ,
Бад-ин сон, ки акнун ҳаме бишнавӣ.
Ба тозӣ ҳамебуд то гоҳи Наср,
Бад-он гаҳ, ки шуд дар ҷаҳон шоҳи Наср.
Гаронмоя Булфазли дастури ӯй,
Ки андар сухан буд ганҷури ӯй,
Бифармуд, то форсии дарӣ
Навиштанду кӯтоҳ шуд доварӣ.
В-аз он пас чу пайваста рой омадаш,
Ба дониш хирад раҳнамой омадаш.
Ҳамехост то ошкору ниҳон
Аз ӯ ёдгоре бувад дар ҷаҳон.
Гузорандаро пеш биншонданд,
Ҳаме нома бар Рӯдакӣ хонданд.

Бипайваст, гўё, парокандаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро.

Вале, бо вуҷуди кўрӣ ва ё тирачашмии даврони пирӣ, Устод Рўдакӣ ҳамон олуфта, маҷлиснишин, базморо, надим ва барои Насри II Аҳмади Сомонӣ шахси муътабар будааст. Бинобар ин, риши худро хизоб, яъне сиёҳ мекард, либосҳои ороста мепўшид. Ҳатто, бадхоҳонаш ин рафтори ўро зери таъна мегирифтанд. Хусравонӣ киноятомез мегўяд:

Аҷаб ояд маро зи мардуми пир,
Ки ҳаме мўйро хизоб кунанд.
Бо хизоб аз аҷал ҳаме нараҳанд,
Хештанро чаро азоб кунанд?!

Маҳз дар таънаи Рўдакӣ гуфта шудани қитъаро ҷавоби Рўдакӣ собит менамояд:

Ман мўйи хешро на аз он мекунам сиёҳ,
То боз навҷавон шаваму нав кунам гуноҳ!
Чун ҷомаҳо ба вақти мусибат сияҳ кунанд,
Ман мўй аз мусибати пирӣ кунам сиёҳ!

Воқеан, дар ҳар дуи ин шеър ҳам ишорае ба кўрии Рўдакӣ нест. Мувофиқи ахбори «Таърихи Систон» (қарни XI), соли 321/933 Рўдакӣ бо хоҳиши Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ, дар вақти волии Систон будани Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни Ҳасан ибни Лайс, ки яке аз сарлашкарони Наср ибни Аҳмад —Мокон ибни Кокиро, ки бар зидди Наср исён бардошт, саркўб намуда, асир гирифта буд, қасидаи «Модари май»-ро иншо намуд, ки онро дар маҷлиси шароби Насри II ва содоти ў мехонад ва аз мамдўҳ даҳ ҳазор динор инъом мегирад.

Соли 325/936 дўсти Рўдакӣ — шоъири тавоно Шаҳиди Балхӣ вафот кард. Рўдакӣ дар сўгвории рафиқи шафиқи худ марсияи ҷонгудозе гуфт,ки то ҳол аз сўгномаҳои риққатовари адабиёти форсии тоҷикӣ ба ҳисоб меравад:

Корвони Шаҳид рафт аз пеш
В-они мо рафта гиру меандеш.
Аз шумори ду чашм якто кам
В-аз шумори хирад ҳазорон беш!
Тўшаи ҷони хеш аз ў бирабой,
Пеш, к-ояд-т марги пойогеш!

Марсияи Рўдакӣ дар марги дигар шоъири тавоно Абулҳасани Муродӣ, ки аз дўстони ҳамсуҳбат, ёрони ҳаммаслак ва шогирдони барўманди устоди панҷрўдӣ буд, низ тақрибан дар ҳамин солҳо (936—940) иншо шудааст. Шоъир дар он ақидаи ниёгони шоъирро дар бораи падар будани осмон,

модар будани замин, баъди марг ба осмон рафтани ҷон ва ба замин андарун шудани ҷисм ва ба ҷони мутлақи кулл пайвастану ҷовидон гардидани ҷони афроди некниҳодро ифода менамояд:

Мурд Муродӣ, на, ҳамоно, ки мурд,
Марги чунон Хоҷа на корест хурд!
Ҷони гиромӣ ба падар боз дод,
Колбади тира ба модар супурд!
Они малак бар малакӣ рафт боз,
Зинда кунун шуд, ки ту гӯйӣ, бимурд!
Коҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фасурд!
Шона набуд ӯ, ки ба мӯйе шикаст,
Дона набуд ӯ, ки заминаш фашурд!
Ганҷи заре буд дар ин хокдон,
К-ӯ ду ҷаҳонро ба ҷаве мешумурд!
Қолаби хокӣ суви хокӣ фиканд,
Ҷони хирад сӯйи самовот бурд!
Ҷони дувумро, ки надонанд халқ,
Мисқалае карду ба ҷонон супурд!

Ҳарчанд дар марсияҳои шоъир мувофиқи дарбойиси ин навъи адабӣ оҳанги андӯҳу ҷудоӣ аз дӯстони собиқ ва ёрони мувофиқ ба гӯш мерасад, Устод дар мисраъи дувуми марсияи Шахиди Балхӣ ва байти охири марсияи Муродӣ (**Хомушӣ кун чун нуқат, эро малик — Номи ту аз дафтари гуфтан сутурд**) ишораҳое ба пирии худ ҳам дорад. Дар қасидаи «Модари май» низ аз нотавонӣ ва пирии худ хабар медиҳад:

Мадҳ расул аст, узри ман бирасонад,
То бишиносонад дуруст мири сухандон
Узри раҳии хешу нотавониву пирӣ,
К-ӯ ба тани хеш аз ин наёмад меҳмон!

Вале дар абёти боқимондаи ҳеҷ яке аз ин осор аз фоҷиаи шоъир дараке нест. Фақат ба хотир бояд овард, ки солҳои 937—943 дарбори Насри II тамоман ба майдони дасисаву моҷаро, иғвову кашокаш, қатлу ҷазо тадбил ёфта, дар натиҷа, соли 326/938 Балъамӣ аз вазорат ронда шуда, соли 330/942 сардори ҳаракати қарматияи Бухоро Муҳаммади Нахшабӣ ба қатл расид. Марги асрорангези вазирони собиқ Балъамӣ, Мусъабӣ, Ҷайҳонии Дувум низ натиҷаи ҳамин иғвогариву нобасомониҳо буд. Шояд қасидаи «Шикоят аз пирӣ» низ дар ҳамин солҳо, вале қабл аз кӯр карда шудани шоъир, эҷод гардида бошад. Қитъаҳои зерини Рӯдакӣ низ, ки ғубори ҳасрате бар чеҳраи онҳо афтодааст, бояд дар ҳамон рӯзҳои пурмоҷаро навишта шуда бошанд:

Дардову ҳасрато, ки маро даври рӯзгор

Бе олату силоҳ бизад роҳи корвон!
Чун давлате намуд маро, маҳбате фузуд,
Бе карзане, шигифт, набудаст роҳи он!

Ва:

Чун барги лола будаму акнун
Чун себи пажмуридае ба овангам!

Байти поён хабар медиҳад, ки шоъир яку якбора, ба тарзи ногаҳонӣ гирифтори фоҷиае шуда будааст:

Ой дареғо, ки мӯрдзори маро
Ногаҳон бозхӯрд барфи вағеш!

Аз ҳамаи фоҷиаҳо, нобасомониҳо ва бетартибиҳо Рӯдакӣ хулосаи фалсафӣ баровarда, ҷаҳонро чун рамзи бадбахтӣ тасвир мекунад:

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони гурбарӯ,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро!

И. С. Брагинский дар қитъаи зерин ба кӯр карда шудани шоъир ишорае дарёфтааст:

Нигорино, шунидастам, ки гоҳи миҳнату роҳат
Се пероҳан салаф будаст Юсуфро ба умр-андар.
Яке аз кайд шуд пурхун, дувум шуд чок аз туҳмат,
Савум -Яъқубро аз бӯш рӯшан гашт чашми тар!
Рухам монад бад-он аввал, дилам монад бад-он сонӣ,
Насиби ман шавад дар васл он пероҳани дигар!

Пас, хулосаи мантиқӣ мебароядд, ки баъди соли 325/938 ба чашмони дардманди сарояндаи орзуҳои халқ ва муборизи зидди истибдод Рӯдакӣ, бо вуҷуди пирӣ ва тирабасарии ӯ, ҷабран мил кашиданд. Дар ин маврид бояд ба гуфтаи Наҷотӣ бигаравем, ки соли 709/1309 дар китоби «Басотин-ул-ъуқало» гуфта буд: «Ва қад самала фӣ ахири умриҳи» (яъне «дар поёни зиндагӣ чашмашро мил кашиданд»). [117]

Ин фоҷиаро Устод чун бозии нохуши рӯзгор таҳаммул намуда, бо вуҷуди шикасти қалб. ғалаёни андӯҳу ранҷ, тазйиқи гирдоби машаққат ва гирифторӣ ба вартаи балову ғам сарбаландона пушти сар намуда, тӯфони ҳасрату озурдагиҳоро ба шеъри худ роҳ надод. Ӯ дили уммедпарвар дошт. Ба фикрам, ҳамин сабаб аст, ки аз осори ӯ нишонаи ошкоре аз фоҷиаи кӯр карда шуданаш наметавон пайдо кард.

Е. Э. Бертелс аз байти поён натиҷа мегирад, ки Рӯдакӣ барои пайрави шахси воломақоме буданаш кӯр карда шуда буд ва аз ҳамин сабаб аз ӯ мадад мепурсад:

Садри ҷаҳон, ҷаҳон ҳама торикшаб шудаст,
Аз баҳри мо сапедаи содиқ ҳамедамӣ?!

Ин ҳама баҳсу баррасиҳо барои аҳли таҳқиқу даъво лозим аст. Аммо мардуми оддӣ дар ҳамаи давру замонҳо Рӯдакиро бо шеъри поку нобаш мешинохтанду ба лаҳзаҳову вақоеъи гуногуни зиндагонии ӯ чандон коре ҳам надоштанд. Дар байни мардум бештар ашъори ошиқона, панду андарз ва байтҳои нишотовари ӯ шуҳрат доштаанду доранд. Тазкираҳо бештар ҳамин гуна ашъори Устодро дарҷ намудаанд.

Аллома Саъид Нафисӣ дар асоси ташбеҳоти ашъори боқимондаи Рӯдакӣ ба хулосае меояд, ки мавсуф кӯри модарзод набуда, танҳо дар поёни умраш кӯр карда шудааст. А. Мирзоев ба С. Нафисӣ пурра ҳамфикр будани худро иброз дошта менависад: «Мумкин аст дар воқеъаи аз тарафи Саъид Нафисӣ ишорашуда, душманон ба тирагии чашми шоъири бузург ва ҳолати вай раҳм накарда, ӯро ҳам ба куллӣ нобино гардонда ва аз дарбор ронда бошанд».[118]

Соли 1958 қабри Устод Рӯдакиро кушода, ҷасади ӯро аз он бароварданд. Антропологи машҳури шӯравӣ профессор М. М. Герасимов устухонҳои косахонаи сар (ҷумҷума) ва ҳамаи боқимондаҳои ҷасади шоъирро аз ҷиҳати анатомӣ ташреҳ намуда, абёти дастраси Рӯдакиро омӯхт ва ба хулосае омад, ки «Рӯдакӣ на фақат дар унфувони ҷавонӣ, балки дар замони камолот ҳам бино буд».[119] Сипас М. М. Герасимов устухонҳои ҷасади Рӯдакиро тадқиқ намуда, натиҷа мегирад, ки «Рӯдакӣ бо ҳӯлаи оҳани гудохта кӯр карда шудааст».[120]

С. Нафисӣ менависад: «Волотарин далел бар ин, ки Рӯдакиро дар поёни зиндагӣ кӯр кардаанд, ин аст, ки дар соли 1336 (баробар ба 1957 — А. А.) дар Тоҷикистон, дар ноҳияи Рӯдак, дар рустои Панҷрӯдак, дар шимоли Самарқанд, дар гӯристони куҳане, ки Абӯсаъди Идрисӣ дар «Таърихи Самарқанд» гӯри Рӯдакиро дар ҳамон ҷо нишон додааст, пас аз ковиш ҷойгоҳи қабри вайро ёфтанд ва дар он ҷо устухонҳои вай аз зери хок берун омад. Дар косаи чашми вай, дар ҷумҷумааш асари сӯхтагиву бархӯрд бо ҷисми гудохтае пайдо шуд ва мусаллам шуд, ки вақте ҷисми гудохтаеро дар чашмони вай фурӯ бурдаанд ва он чӣ Наҷотӣ гуфта буд, ки чашми вайро мил кашидаанд, собит шуд. Дар сутуни фақароти вай низ асари шикастагӣ падидор буд ва донишмандон гуфтаанд, ки барои кӯр кардани вай ва наздик кардани чеҳрааш ба ахгаре, ки сабаби гудохтани оташу устухони ҷумҷумаву косаи чашму кӯрии вай шудааст, сарашро ба рӯи оташ хам кардаанду

---

**117. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ.258; **Абдулғанӣ Мирзоев**. Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 119.

**118. Абдулғанӣ Мирзоев**. Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 122.

муқовимат кардааст, устухони пушташ шикаставу шикастагии он ошкор аст ва дар устухони пушт боқӣ мондааст».[121]

Чунин аст зиндагии пуршебу фароз ва ибратомӯзи хуршеди осмони адаби форсу тоҷик Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар Рӯдакӣ! Ин буд оғозу анҷоми фарзанди бузурги халқи тоҷик!

Бетартибиҳо, беназмиҳо, бесариҳо, парешониҳо ва ҷаҳолату тирагии синфи ҳоким, ки ба қадри мақоми сутург ва хизматҳои бузурги Устод Рӯдакӣ нарасида, ба ҷуз бизан, бикуш, кӯр кун … чизи дигареро намедонистанд, устоди беназири шеъри форсӣ ва фарзанди шуҳравари халқи тоҷикро ҷисман аз миён бурданд. Аслан, дар замони Сомониён, ба вижа, дар давраҳои аввали ҳукмронии онҳо, пайравони адён ва кешу ойинҳои гуногун дар сарзамини Хуросон озодона амал мекарданд. Бинобар шаҳодати сайёҳи араб Муқаддасӣ, дар аҳди Сомониён дар Мовароуннаҳру Хуросон ҷараёни ҳамагонии динӣ мавҷуд набуд. На фақат мазҳабу ҷараёнҳои исломӣ, ҳатто адёни гуногун арзи вуҷуд мекарданд. Дар мавзеъҳои гуногуни зиёде бисёр яҳудиҳо, насрониён, аснофи маҷус, аз қабили зардуштиён, монавиён, оташпарастон ва гаравандагони ойинҳои бутпарастӣ ва санампарастӣ, габрҳо мезистанд. Истахрӣ ва Ибни Ҳавқал сарзамини Ғурро дорулкуфр меноманд. Оташгоҳу дайри муғонро қариб дар ҳар вилояту навоҳӣ дидан мумкин буд. Ибодатхонаҳои яҳудиён дар Майманаву Балх ва монастирҳои насрониён дар Самарқанд, Ургут, Хоразм амал

**119. М.М.Герасимов**. Опыт воспроизведения документального портрета по скелету из Панджруда, Сталинабад, 1958, стр. 16.
**120. М.М. Герасимов.** Опыт…**,** стр. 79.
**121. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 409.

мекарданд. Муқаддасӣ хабар медиҳад, ки дар Хуросону Мовароуннаҳр нуфузи ҳанафиён бештар ба назар мерасида, ба истиснои вилоятҳои Шош, Элок, Тӯс, Нисо, Абеверд, Тироз, Сиғоҷ, дар музофоти Бухоро, Санҷ, Дандонакон, Исфароин, Ҷувайн шофеъимазҳабҳо аксариятро ташкил медоданд. Шофеъиҳо дар Ҳирот, Систон, Сарахс, Марв, Нишопур низ дида мешуданд. Дар Систон, навоҳии Ҳирот, дар Карух ва Астаробод хориҷиён зиёд буданд. Дар Нишопур пайравони мӯътазила, қарматиҳо, шеъиҳо зист мекарданд. Қарматиҳо дар Фарғона, Хуттал, Гузгон, Марврӯд ва Самарқанд хонақоҳ доштанд. Сафедҷомагон, ки пайрави Муқаннаъанд, дар рустоҳои Ҳайтал (Усрушана, Суғд, Бухоро, Исфиҷоб, Шош ва Фарғона) ҳаёт ба сар мебурданд. Ба қавли муаллифи «Ҳудуд-ул-олам», дар Вахон, соҳилҳои рӯди Марв габрони зиёде зиндагӣ мекарданд. Дар Самарқанд монавиён оташгоҳе доштанд, ки Нағушок мегуфтанд.

Аз рӯйи маълумоти Наршахӣ, дар наздикии Бухоро Моҳ ном бозоре вуҷуд дошт, ки буту санамҳои гуногун мефурӯхтанд. Дар Бухоро маросими Кини Сиёвуш пос дошта мешуд. Дар Эрон ҳам ҷараёнҳои мазҳабии мухталиф ва адёну кешҳои гуногун амал мекарданд. Муътадилан аҳли ташайюъ, шофеъиҳо, ҳанафиҳо, ҳанбалиҳо, моликиён, қодириҳо, сӯфиҳо ва ғайра дар Форс, Шероз, Рай, Ҳамадон, Исфаҳон, Қум, Хузистон, Аҳвоз ва вилоятҳои ҳамсояи онҳо (Ироқ, Басра, Кӯфа, Бағдод) озодона ҳаёт ба сар мебурданд.

Зардуштиёни зиёд, насронихо ва калимихо низ кам набуданд, Рӯҳониёни ин ҷараёнҳои мафкуравӣ байни худ мубоҳисаҳои гарму ҷӯшон барпо менамуданд. Хурофот ва таассуби диниву мазҳабӣ хеле заиф ба назар мерасид. Дар солҳои охири салтанати Насри II (914—943) ин мубоҳисаҳо ба ихтилофҳои шадид табдил мегардиданд. Хусусан, ихтилоф байни суннихо ва аҳли ташайюъ рӯз ба рӯз авҷ гирифта, гоҳе бо задухӯрдҳои хунин анҷом мепазируфт. Хуруҷҳои ботиниён, ки онҳоро бештар қарматиён мегуфтанд, ба бисёр бетартибиҳо, шӯришу исёнҳо сабаб мешуд. Ҳақ ба ҷониби Абдулғанӣ Мирзоев аст, ки гуфта буд: «Қарматиҳо-исмоилиҳо ҳамчун аҳли мӯътазила ба мубоҳисаҳои илмӣ ва баҳсу мунозира, фалсафа ва илмҳои ақлӣ бештар майл доштанд. Махсусан, ба ҳикмати Юнони Қадим аҳамияти хосе медоданд, зеро дар муборизаҳои ғоявӣ-фикрӣ фалсафа ва ҳикмат тавонотарин аслиҳаи онҳо ҳисоб мешуд».[122]

Баъд аз он ки таассуби динӣ авҷ гирифта, лашкариёни турку рӯҳониёни сунниву ҷамоъат як шуданд, дар охири асри X мелодӣ (қарни 4 ҳиҷрӣ) ҳамаи ашхоси барои синфи ҳоким номатлуб қарматӣ шумурда, бераҳмона нест карда мешуданд. Ин раванд аз охирҳои замони ҳукмронии Насри II (914—943) оғоз гардида, торафт авҷ гирифта, дар замони Маҳмуди Ғазнавӣ (998—1030) ба авҷи аъло расид.

Чунонки зикраш дар саҳоифи пеш гузашт, дар соҳибистиқлол ва мустаҳкам гардидани Давлати Сомониён саҳми Исмоили Сомонӣ (892—908) хеле бузург аст. «Исмоили Сомонӣ аз муборизаи оммаи халқ барои истиқлолият истифода бурда, нахустин бор пас аз истилои араб

122. **Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, саҳ. 35.

сарзамини дар натиҷаи задухӯрдҳои дохилӣ парешонгардидаро муттаҳид намуд ва давлати бузурги мустақиле ба вуҷуд овард. Вай дар баробари барҳам додани ҳукумати Саффориён, ҳокимияти худро на танҳо дар Мовароуннаҳру Хуросон мустаҳкам кард, балки ба як қатор вилоятҳои шарқӣ ва шимолии Эрон соҳиб гардида, истиқлолити ҳақиқии давлати ташкилкардаи худро нисбат ба хилофати араб таъмин намуд».[123]

Исмоили Сомонӣ соли 892 пойтахти Сомониёнро аз Самарқанд ба Бухоро кӯчонд, чунки ба кишвар аз тарафи шарқ ҳуҷуми хориҷӣ таҳдид намекард, дар он самт вилоятҳо дар амон ва дур аз хавф буданд. Аммо аз ғарб бими ҳуҷуми кӯчманчиён, ки ҳар гоҳ ба мавзеъҳои сарҳадӣ ҳамла оварда, онҳоро ғорат мекарданд, ҳеҷ кам намешуд. Гоҳо бо хиёнати посбонони сарҳад — марзбонон ғоратгариҳо басе ташвишовар мешуданд.

Бо вуҷуди чунин кӯшишу тадбирҳо, давлати шуҳратманду овозадор солҳои охири қарни X дар натиҷаи ихтилофҳои шадиди синфӣ, ба хусус аз синфи ҳоким норозӣ шуда, аз он рӯ гардондани оммаи меҳнаткаш, муқобилати қувваҳои марказгурез бо хукумати марказӣ, рақобати авлодии намояндагони сомонӣ барои ба даст овардани тоҷу тахт, адовати аҳли дарбор ва кормандони девонҳо, фитнаву хиёнати саркардагони лашкари кироя и турк, бо душманони хориҷӣ ҳамдаст шудани марзбонҳо, ривоҷ гирифтани таассуби динӣ ва ғайра, ба дараҷае нотавон шуд, ки аз шукӯҳу равнақу қудрати пешинаи он осоре намонд. Аз ин ҷиҳат, дигар натавонист ба ҳуҷуми

душманони хориҷӣ муқобилат нишон диҳад. Соли 992 бодиянишони турк, ки қарохониҳо ном доштанд, Бухороро забт карданд. Амири Сомонӣ Нӯҳи II (976—997) бо Маҳмуди Ғазнавӣ онҳоро аз кишвар дур андохт. Аммо соли 999 дар натиҷаи ҳуҷуми навбатӣ Бухоро тамоман ба дасти қарохониҳо гузашт. Бо ҳамин Давлати бузурги Сомониён аз байн рафт.

Аз ибтидои асри XI сар карда, баъди барҳам хӯрдани Давлати Сомониён, дар байни тоҷикон ҷудоӣ афтод. Сарзамини ягонаи онҳо тақсим гардида, худашон ба давлатҳое тобеъ шуданд, ки ҳокимонашон аҷнабиҳо буданд. Аммо халқи эҷодкори тоҷик ҳеҷ гоҳ нагузошт, ки маданияташ тамоман ба хок яксон шавад.

Камолоти эҷодии Рӯдакӣ чун устоду сарвари адибони Бухорову Сомониён дар ҳамин айём сурат гирифта, на танҳо дар дарбор, балки дар байни халқу гурӯҳҳои рӯшанфикри шаҳр шуҳрати тамом ёфта буд. Ин шуҳрату нуфузи шоъир дар пиронсолӣ афзун гардида бошад ҳам, ранҷу заҳматҳои Рӯдакӣ дар ин айём бо шуҳрати шоъириву кулфатҳои пирӣ маҳдуд намешуд. Синфи ҳукмрон дар таъқибу озори ӯ роҳи ифротро пеш гирифт. Ин сабаб дошт, зеро хонадони Сомониён, ки дар аввали ҳукмронӣ ба пайравони мазҳабҳо, фирқахо, ҳатто динҳо бетараф буд, баъдан дар ин ҷабҳа сиёсати худро дитаргуна кард. Аз соли 919 сар карда дар қаламрави Сомониён таблиғоти қарматӣ чун ҷунбиши сиёсӣ

---

**123. Бобоҷон Ғафуров.** Тоҷикон, китоби якум, Душанбе, 1983, с. 453- 454.

ва наҳзати иҷтимоӣ пурзӯр гардид. Қарматиҳо гурӯҳи пурқуввати сиёсие буданд, ки дар асри IX пайдо шуда, деҳқонон, бодиянишинон, аҳли ҳунар, бахусус онҳоеро, ки аз тартиботи мавҷудаи мазҳаби расмии ислом норозӣ буданд, муттаҳид мекарданд. Маънии қармат кӯтоҳ аст. Сабаби чунин ном гирифтани ин ҷараён дар он аст, ки асосгузори он Ҳамдон ибн ал-Ашъас қомату пойҳои кӯтоҳе доштааст. Дар замони Сомониҳо қарматия ҳамчун ҳаракати халқӣ моҳияти зиддифеодалӣ дошта, бо фаъолияти роҳбари қарматиҳои Бухоро Муҳаммади Нахшабӣ аз рӯйи баъзе хусусиятҳои озодихоҳӣ-демократияш эътибор пайдо карда буд. Таъсиру нуфузи он то дараҷае буд, ки амирону вазирон ва шахсони дигари соҳибэътибор майлаш мекарданд. Наср ибни Аҳмад ҳам ба онҳо таваҷҷӯҳ дошт. Аз тарафи дигар, дар охирҳои замони Наср ибни Аҳмад таассубу хурофоти мазҳабӣ авҷ гирифт. Бисёр одамони рӯшанфикр бо тухмати қарматӣ будан ба муҷозот гирифтор мешуданд. Рӯҳониёни ислом ва дарбориёни иртиҷоъӣ ҳамаи мухолифони худро қарматӣ меномиданд, ба бединӣ айбдорашон мекарданд. Лашкариён бошанд, мекуштанду ғораташон мекарданд.

Низомулмулк воқиъаи бо гуноҳи қарматӣ аз тахт маъзул гардидани Насри II ва ба ҷойи ӯ амир баргузида шудани писари Нӯҳ ибни Мансурро муфассал нақл карда, таъкид менамояд, ки ин кор аз сабаби аз роҳи суннат барафтодан ва мазҳаби бад гирифтан, яъне таълимоти қарматиро аз Муҳаммади Нахшабӣ пазируфтани Насри II рух додааст. Нӯҳ баробари ба тахт нишастани худ ба пойи падараш банд баста, ӯро маҳбус мекунад.

Пешвоёни ҳаракати қарматӣ (ботинӣ)-ро низ ба ҳабс мегирад. «Пас Ҳасан ва Макот ва Мансури Чағонӣ ва Ашъасро, ки ботинӣ шуда буданд, гардан бизаданду дар шаҳрҳо афтоданду ҳар киро, ки аз эшон меёфтанд, мекуштанд... Ҳафт шабонарӯз дар Бухорову навоҳии ӯ мегаштанду ғорат мекарданду чунон шуд, ки дар Мовароуннаҳру Хуросон яке аз эшон намонданд».[124] Албатта, ин баҳонае буд, ки ағлаб бо туҳмати қарматӣ будан ба қатл расида, халқ ғорат мешуд. Рӯдакӣ аз бетартибиҳо, амалиёти зиддихалқии қувваҳои ҷудоиандози марказгурез ва ривоҷи хурофоти мазҳабӣ ба танг омада, дар сафи одамони пешқадами ватандӯсту халқпарвару размандаву пайкорҷӯ меистод.

Маълум мешавад, ки Рӯдакӣ аз бенизомӣ ва хиёнатҳои аҳли дарбор амирро борҳо огоҳ кардааст (Агар амири ҷаҳондор доди ман надиҳад, — Чаҳорсола навиди маро кӣ ҳаст хиром?). Вале ағлаб аз ҷониби шоҳи замон тарафдорӣ надида, музтариб мегардид. Ва, ниҳоят, ҳатто аз он пушаймон гардид, ки дар ин дарбор хизмат кардааст:

Басе нишастам ман бо акобиру аъён,
Биёзмудамашон ошкору пинҳонӣ.
Нахостам зи таманно, магар дастурӣ,
Наёфтам зи атоҳо, магар пушаймонӣ!

---

**124. Низомулмулк.** Сиёсатнома, Теҳрон, 1334, саҳ. 295.

Синфи ҳоким ин рафтори бебоконаи шоъирро таҳаммул карда натавонист, оқибат Рӯдакиро низ қарматӣ шумурда, молу мулкашро мусодира карда, ба чашмонаш мил кашида, кӯраш карданд. Мил кашидан аз қабеҳтарин муҷозоти ҳуккоми феодалӣ буд, ки бо лӯлачаи филиззии тасфон гавҳараки чашми одамонеро, ки аз ҷиҳати мафкура хатарнок шумурда мешуданд, доғ мекарданд.

Гумон меравад, ки дар ҳамин вақт аввалин бор осори Рӯдакӣ сӯзонда шуда бояд бошад. Рӯдакии пири нотавон озор ёфтаву ҷазо гирифта, аввал ба Самарқанду сипас ба деҳааш баргашт. Ҳамаи ёронаш ӯро ба оғӯши навозишу ғамхорӣ гирифтанд. Баъд аз се соли ба зодгоҳи худ баргаштан, яъне соли 329/941, Рӯдакӣ оламро падруд гуфт. Ҷасади ӯро дар саҳни бӯстони Панҷрӯд ба хок супурданд.

Моҳҳо гузаштанд. Моҳҳо ба солҳо табдил гаштанд. Аз он солҳо асрҳо ба вуҷуд омаданд. Соли 1926 Ҳукумати Тоҷикистон бузургии Устод Рӯдакӣ ва аҳамияти волои эҷодиёти суханвари номиро ба назар гирифта, қарори махсус қабул намуд, ки ҳар сол дар рӯзи Наврӯз бо номи «Рӯзи Рӯдакӣ» ҷашни хос гузаронида шавад. Расо як ҳазору сад сол сипарӣ шуд. Соли 1958 ба зодрӯзи Султони шоъирони Аҷам Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ёздаҳ аср пур гашт.

Мардуми суханпарвари тоҷик ва ҷаҳониёни мутамаддин аз тӯфони ҳазорон ҳаводиси таърих намунаҳои гуфтори ҳакимона ва ҳикоятҳои ошиқонаи ин устоди беҳамтои суханро то ба замони мо оварда расонданд ва дурдонаҳои назми волои ӯро овезаи гӯши мухлисонаш гардонданд. Доноёни

олам дар бузургдошту ситоиши Рўдакии ҷовидон китобҳо навиштанд, суннатҳои асосгузоштаи ўро такмилу тарвиҷ доданд. Алҳақ,

Номи ўро, ки медоранд имрўз,
Ҳаст аз он шеъри анҷуманафрўз!

---

**Б О Б И   С А В У М**

# ОСОРИ

# ДАСТРАСИ УСТОД РӮДАКӢ

Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, ба шаҳодати аҳли адаб ва таърихнигорон, суханварест, ки дар таърихи адабиёти форсу тоҷик беш аз ҳама шеъри дарӣ гуфтааст. Бисёре аз аҳли китоб гувоҳӣ медиҳанд, ки Рӯдакӣ шеъри арабиро низ хуб иншо мекардааст. Бинобар ҳамин, қарнҳост, ки аҳли таҳқиқу тадқиқ, пажӯҳишгарон, доноён ва адибони ҷаҳон роҷеъ ба эҷодиёти адабӣ, миқдори навиштаҳо ва мақоми волои Устод Рӯдакӣ баҳс овардаанд, ки ҳанӯз ҳам идома дорад. Аммо дар тамоми давру замонҳо бузургиву устодии Рӯдакиро чун маликушшуъаро, султони шоъирон, муқаддами шуъаро, Одамушшуъаро, соҳибқирони шоъирӣ ва амсоли ин эътироф кардаанд.

Яке аз масъалаҳои баҳсноки эҷодиёти Рӯдакӣ, ки асрҳо боз мавриди мубоҳисаю музокира қарор гирифтааст, ҳамон масъалаи ҳаҷму миқдори ашъори офаридаи ӯст. Агар хато накунам, то вақтҳои ахир муҳаққиқон дар

ин бобат, асосан, вобаста ба рубоъии зерини Рашидии Самарқандӣ, ки дар «Лубоб-ул-албоб» оварда мешавад, баҳс кардаанд:

Гар сарӣ ёбад ба олам кас ба некӯшоъирӣ,
Рӯдакиро бар сари он шоъирон зебад сарӣ!
Шеъри ӯро ман шумурдам: сездаҳ раҳ сад ҳазор,
Ҳам фузун ояд, агар, чунон-к бояд, бишмарӣ!

Тамоми муаллифони китобҳои гуногуне, ки дар тӯли асрҳо ашъори Рӯдакиро як миллиону сесад ҳазор байт гуфтаанд, санадашон танҳо ҳамин рубоъии Рашидии Самарқандист, ки нахустин бор Авфӣ дар тазкираи худ овардааст. Қабл аз Авфӣ касе аз чунин миқдор будани ашъори Рӯдакӣ хабар намедиҳад. Албатта, «ва ашъоруҳу алфа ва салосамоятун алфа байт» («ва ашъори ӯ ҳазору сесад ҳазор байт аст») гуфтани Наҷотӣ низ аз ҳамин ҷо сарчашма мегирад. Вале дар ахбори Авфӣ ҷумлаи дигаре низ мавҷуд аст: «Ва чунин гӯянд, алъуҳдату ъала-р-ровӣ, ки ашъори ӯ сад дафтар баромадааст». Ин гуфтори Авфиро низ бисёр муаллифони баъдинаи асарҳои таърихӣ ва китобҳои тазкира такрор намудаанд. Масалан, Абдураҳмони Ҷомӣ менависад: « ашъори вай, ва-л-ъуҳдату ъала-р-ровӣ (ҷавобгараш ривояткунанда — А. А.), сад дафтар баромадааст ва дар «Шарҳи Яминӣ» мазкур аст, ки ашъори вай ҳазор ҳазору сесад байт будааст». Чунон ки ба мушоҳида мерасад, сад дафтар баромадани ашъори Рӯдакиро Ҷомӣ айнан аз Муҳаммади Авфӣ иқтибос кардааст. Аммо аз баёни Ҷомӣ тасаввуре пайдо мешавад, ки вай 1 300 000 байт ва 100 дафтарро мусовӣ медонад.

Баъзе муҳаққиқон (И. С. Барагинский, Ян Рипка, А. Деҳотӣ) гуфтаи Рашидиро чун ривоят меоранд. Аммо С. Айнӣ ва С. Нафисӣ дурустии қавли Рашидиро тасдиқ мекунанд. Устод Айнӣ таъкид мекунад, ки мо ҳақ надорем, ки як шоъири бузург, мисли Рашидиро, ба дурӯғгӯӣ айбдор намоем. С. Нафисӣ имконпазир будани 1 300 000 байт гуфтани Рӯдакиро чунин асоснок карданӣ мешавад: агар Рӯдакӣ дар давоми чиҳил сол рӯзе садбайтӣ навишта бошад, ашъорӣ ӯ тақрибан як миллиону сесад ҳазор байт мешавад.

Гурӯҳи дигари муҳаққиқон (Е. Э. Бертелс, Б. Фурӯзонфар, Х. Мирзозода) шеъри Рашидиро ба тарзи дигар тавзеҳ дода, бар сари он ақидаанд, ки Рашидӣ шеъри Рӯдакиро сездаҳ бор шумурдаасту сад ҳазор байт баромадааст. А. Мирзоев ба онҳо эроди дуруст мегирад, ки мо пурра бо ӯ ҳамфикрем: «Вале набояд фаромӯш кард, ки дар ин сурат алоқаи маънавӣ-мантиқии мазмуни мисраъи сеюми шеъри Рашидӣ бо мазмуни мисраи чоруми он бурида мешавад. Зеро агар мазмуни мисраъи сеюм сездаҳ мартаба шумурдани ашъори Рӯдакӣ бошад, Рашидӣ баъд аз ин «ҳам фузун ояд, агар, чунон ки бояд, бишмарӣ» намегуфт... Чунки баъд аз сездаҳ мартаба шумурдан шубҳае дар миқдори таъйиншудаи ашъори санҷидашуда набояд боқӣ монад» («Осори Рӯдакӣ», Сталинобод, 1958, саҳ. 8—9). Ниҳоят, ҷамъбасти фикри А. М. Мирзоев касро аз баҳс берун мекашад: «Вале, ба ҳар ҳол, ин тарафи масъала як факти ба куллӣ исботшуда аст, ки — менависад ӯ — Рӯдакӣ осори адабии беандоза бузурге аз худ боқӣ гузошта будааст».

Вақтҳои ахир тавҷеҳи сеюми қавли Рашидӣ ҳам пайдо шуд, ки яке аз муътақидони он А. Т. Тоҳирҷонов буд. Ба фикри А. Т. Тоҳирҷонов, шояд Рашидӣ миқдори ашъори Рӯдакиро сездаҳ раҳ даҳ ҳазор («Шеъри ӯро ман шумурдам: сездаҳ раҳ даҳ ҳазор») гуфта бошад ва котибе бо сабабе—шояд бо мақсади таърифро аз ҳад гузаронидан ва ё аз рӯйи бедиққатӣ, ба ҷойи «даҳ» калимаи «сад»-ро, ки ба вазн ҳам тағйироте намеорад, навишта бошад. Ва танҳо дар асоси ҳамин андешаи торику борики хеш А.Т. Тоҳирҷонов хулоса мебарорад, ки микдори ашъори Рӯдакӣ 130 000 байт аст.[125] Ба фикри ман, ин тахмин, ки танҳо дар асоси «шояд-шояд»-ҳо ба миён омадааст, пояи мустаҳкаме надорад. Дар ин маврид алҳол фақат ба фикри Р. Ҳодизода шарик шудан мумкин аст, ки мегӯяд: «сирри қитъаи Рашидӣ ҳанӯз кашф нагардидааст».

Доир ба ҳаҷму микдори эҷодиёти Рӯдакӣ маълумоти Ҳамдуллоҳи Қазвинӣ, ки аз ҳафтсад ҳазор байт будани ашъори ӯ шаҳодат медиҳад,[126] низ мавҷуд аст, аммо дар радду қабули он касе бевосита баҳс накардааст.

Дар ахбороти Авфӣ ва Ҷомӣ масъалаи маҷҳул ҳамон ҳаҷми як дафтар аст. Аз омӯзандагони эҷодиёти Рӯдакӣ, мувофиқи иттилоъе, ки дар даст дорем, танҳо С. Имронов дар ҳалли ин муаммо кӯшише кардааст. Ӯ нахустин касест, ки соли 1967 дар мақолаи худ «Чанд мулоҳиза аз рӯи як далел» («Садои Шарқ», 1967, № 3, с. 129—135) як байти шоъиру луғатсози асри XI Асадии Тӯсӣ, ки бо эҷодиёти Рӯдакӣ шиносоии тамом дошта, дар луғаташ аз он шоҳиди зиёд меорад, таваҷҷӯҳ намуда, байтеро аз назари санҷиш гузаронд, ки дар он роҷеъ ба 180 000 байт будани ашъори Рӯдакӣ фикр ронда мешавад. Асадии Тӯсӣ соли 1030 дар «Мунозираи Арабу Аҷам» аз забони аҷамӣ, ки ба араб бартарии нажодии худро исбот карданӣ мешавад, чунин байт меорад:

> Шоъир чу гузин Рӯдакӣ – он, к-аш бувад ашъор
> Беш аз саду ҳаштод ҳазор аз дуру девон.

С. Имронов кӯшиш мекунад, ки маҳз ба ҳамин ҳаҷм баробар будани сад дафтарро талқин кунад. Нависандаи ин сатрҳо дар мақолаи «Баҳсе, ки давом дорад» («Садои Шарқ», 1974, с. 121—128) хотирнишон карда буд, ки шаш дафтари «Маснавии маънавӣ»-и Ҷалолиддини Румӣ 36 000 байт, «Дафтари дилкушо»-и Соҳиб қариб 4500 байт ва дафтари аввали «Силсилат-уз-заҳаб»-и Ҷомӣ бештар аз 7 000 байтро ташкил мекунад. Бинобар ин, сад дафтар ашъор бояд дар ҳудуди 300 000 — 400 000 байт бошад, на 180 000 байт! Дар ин бора як ахбори Ҳаким Муҳаммадшоҳи Қазвинӣ (Маҷолис-ун-нафоис, Теҳрон, 1323, с. 336), ки Рӯдакӣ «сесад ҳазор байт ашъори хуб дорад» мегӯяд, моро бештар бар он саргарм намуд, ки маҳз ҳамин миқдор шеър доштани Устод Рӯдакиро тарафдорӣ кунем.

---

[125] **А. Т. Тагирджанов.** Рудаки, Ленинград, 1968, стр. 286-287.
[126] **Ҳамдуллоҳи Муставфӣ.** Таърихи гузида, Лейдан, 1910, саҳ. 899.

Дар омади гап қайд кардан лозим аст, ки адабиётшиноси асри XVI Ҳаким Муҳаммадшоҳи Қазвинӣ, ки «Маҷолис-ун-нафоис»-ро солҳои 927—928/1521—1523 дар Истанбул ба тоҷикӣ тарҷума карда буд, ба тазкираи Навоӣ ҳангоми тарҷума фасли наверо илова карда, доир ба шоъирони то асри XV ҳам маълумот медиҳад. Мутолиаи тарҷумаи ӯ гувоҳӣ медиҳад, ки дар даст ба ғайр аз тазкираҳои Авфӣ, Давлатшоҳ ва «Баҳористон»-и Ҷомӣ, сарчашмаҳои дигар низ доштааст. Шояд маълумоти дар бораи миқдори ашъори Рӯдакиро ҳам аз манбаъи қадимтаре гирифта бошад. Ва дар ин бора фикри худро ҷамъбаст намуда, мо навишта будем: «Ба ақидаи мо, аз ҳамаи маълумоти мавҷуда ахбороти ҳамин муаллиф саҳеҳтар аст, зеро агар мо таваллуди Рӯдакиро 858, вафоташро 941, муддати умрашро 83 ва тӯли эҷодиёти ӯро 50 сол пиндорем, ба ҳисоби миёна соле 6000 байт, моҳе 500 байт ва рӯзе 16—17 байт гуфтанашро тасдиқ мекунем, ки ба ҳақиқат хеле наздик аст. Барои далел дар 4 моҳ «Лайливу Маҷнун» гуфтани Низомӣ (бештар аз 4000 байт) ва Ҷомӣ (наздик ба 4000 байт)-ро ба хотир овардан кофист, ки ҳар кадоме моҳе 1000 - байтӣ гуфтаанд. Дар таърихи адабиёти ҷаҳон Рӯдакӣ яке аз пурмаҳсултарин шоъирон буда, сесад ҳазор байт гуфтани ӯ наметавонад шубҳае ба миён орад».[127] Вале тадқиқоти минбаъда моро ба чунин хулосае овард, ки аз ақидаи собиқи худ истиҳола намоем:

127. **Ёдбуди Устод Рӯдакӣ**, I, Душанбе, «Дониш», 1978, саҳ. 70.

Аввалан, манбаъи дигаре, ки фикри болоро тасдиқ кунад, бо вуҷуди ҷустуҷӯҳо, аз ҳеҷ куҷо ба даст надаромад ва мутолиаю санҷиши муқаррарии навиштаи Қазвинӣ гумонеро илқо менамояд, ки он, гӯё, дар натиҷаи ихтисори бидуни ихтиёр ва таҳрири озоди ибораи «ҳазор ҳазору сесад», ки дар «Лубоб-ул-албоб» ва «Баҳористон» омадааст, пайдо шудааст. Ин гиреҳ, агар натиҷаи саҳвулқалами котиб бошад, метавонад, ки дар сурати ба даст омадани нусхаҳои дигари тарҷумаи Қазвинӣ кушода гардад.

Баъдан, ба ҷиҳати аз ҳама қадимӣ будани гуфтори Асадии Тӯсӣ, ки эҷодиёти Рӯдакиро бевосита медонист, алҳол шаҳодати ӯро дар ҷои якум бояд гузошту эътироф кард, ки Устод Рӯдакӣ беш аз саду ҳаштод ҳазор, вале камтар аз дусад ҳазор байт шеър гуфта будааст. Вале аз ин осори беандоза бузурги Рӯдакӣ акнун 1050 байт боқӣ мондаасту бас. Ҳамчунин, соли 1945 олими араб Асъад Талас дар ҷилди бистуми «Маҷаллати Ал-маҷмаъ-ул-ъилм ал-ъарабӣ» (шумораи моҳҳои январ ва феврали соли 1945), ки дар Димишқ чоп мешудааст, аз мавҷуд будани нусхаҳои хаттии китобҳои луғати арабӣ ба форсии «Тоҷ-ул-масодир» ва «Ас-сомӣ фӣ-л-асомӣ» дар китобхонаи ал-Холидияи шаҳри Байтулмуқаддас (Ерусалим), ки ҳар ду ба Рӯдакӣ мансуб будаанд, хабар дода будааст (Т. Мардонов. Бори дигар роҷеъ ба осори боқимондаи Устод Рӯдакӣ. — «Ахбороти Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон. Шӯъбаи фанҳои ҷамъиятӣ», 1985, № 1, саҳ. 87—93). Вале, афсӯс, ки тақдири минбаъдаи ин нусхаҳои қаламӣ маълум нест ва касе онҳоро бо нигоҳи тадқиқ насанҷидааст.[128]

Куҷо шуд ин ҳама ашъори Рӯдакӣ, ки ҳадди камтарини онро сад ҳазор байт гуфтаанд ва ин миқдор шеър камаш бист ҷилд китоби маъмулии

ҳозиразамонро ташкил мекунад? Ба ин савол акнун ҷавоби қатъӣ пайдо кардан муҳол аст. Вале, бо тахминҳову хулосаҳо аз воқеаҳои таърихии асрҳои Х—ХШ, қиёсу қаринаҳо ва таҳлили баъзе маълумоти ғайримустақим метавон ба хақиқат наздик шуд. Барои дарёфти матлаб китоби зиндагии Устодро варақ задан лозим аст: Маълум аст, ки Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Ҳаким ибни Абдураҳмон ибни Одам Рӯдакӣ соли 858 дар Панҷрӯд таваллуд шудааст. Давраи таҳсилу ҷавонӣ ва камолоти ӯ барои аз байн рафтани осори ӯ ҳеҷ гуна мадраке намедиҳад. Вале кушодани гиреҳи ин масъала ба муносибати ӯ бо дарбори Сомониён вобастагии мустақим дорад.

Чунон ки дар боби «Зиндагиномаи Устод Рӯдакӣ» зикр шуд, Одамушшуъаро дар авохири умри худ ба ҳаракати қарматия майл карда, бо ҳамин «айб» ба чашмонаш мил кашида буданд ва ҳанӯз дар ҳамон вақт аксари доройӣ ва мероси фикрии ӯ талаву тороҷ ва мусодира карда шуда буд. Ин айб ё тӯҳмат сабаби он гардида буд, ки муқобилон ва мухолифони Устод ба несту нобуд кардан ва аз байн бурдани осори

**128.** Фақат, бинобар гуфти даҳонии мӯҳтарам Аҳрор Мухторов, донишманди исроилӣ Михаил Занд ба ӯ хабар додааст, ки дар тамоми хоки Фаластин аз чунин асару нусхаи хаттии он ному нишоне нест.

адабии ӯ бипардозанд.

Ба фикри мо, қарматӣ дониста шудани Рӯдакӣ сабаби асосии аз байн бурдани осори ӯ гардидааст, зеро сӯзондану маҳв гардондани осори қарматиён ва онҳое, ки бо туҳмат ба ин ҷараён нисбат дода мешуданд, дар замони Ғазнавиҳо ва Салҷуқиҳо низ хеле ривоҷ дошт. Сӯзонда шудани Китобхонаи Сомониён ва харобкориҳои муғулон низ барои аз байн рафтани осори Рӯдакӣ офатҳои дигаре буданд.

Осори Рӯдакӣ танҳо дар «китобхонаҳои безарар» — луғатҳо, таърихномаҳо ва китобҳои илми адаб боқӣ мондааст.

Бо вуҷуди ин, порчаҳои мавҷудаи осори Рӯдакӣ имкон медиҳад, ки роҷеъ ба маҳорати офаринандагӣ, ҷаҳонбинӣ, афкори иҷтимоӣ, нубуғи шоъирӣ ва қудрати халлоқонаи сухансарои Панҷрӯд хулосаҳои муайяне бароварда шавад.

Устодии Рудакӣ дар чист? Пеш аз ҳама, назми Рӯдакӣ аз ҷиҳати мундариҷа пурра ва аз лиҳози шакл расо буда, тамоми масъалаҳои иҷтимоии замони шоъир ва орзую омоли халқашро инъикос намуда, дониши он давраро таҷассум менамояд ва бо мазмунҳон наҷиби умумиинсонӣ ороста шудааст. Худи Устод Рӯдакӣ дар ин маънӣ мефармояд:

Чу дурпош гардад ба маънӣ забонам,
Расад марҳабо аз замину замонам.
Ба савту навою ба сити маъонӣ
Тараббахши рӯҳам, фараҳзойи ҷонам!
Хирад бар баҳо накди ҳастӣ фиристад,
Гуҳарҳои рангин чу зояд забонам.

Бар иловаи ин, Рӯдакӣ кулли жанрҳо ва навъҳои адабиро ба ҳадди такомул ва шакли ниҳоӣ расонд. Қасида, ғазал, қитъа, рубоъӣ ва маснавӣ аввалин дафъа дар шаклҳои комили худ дар эҷодиёти Рӯдакӣ намудор мегарданд. Устод бо ибрати шахсӣ, дастурҳо ва талаботи ҷиддиаш ба дигарон намуна буд. Ӯ дар ин соҳа муаллиме буд, ки ҳама аз ӯ пайравӣ мекарданд. Зимнан, пайравӣ аз ӯ то имрӯз давом дорад. Осори боқимондаи Рӯдакӣ аз қасида, ғазал, китъа, рубоъӣ ва маснавӣ иборат аст. Дар тамоми асру замонҳои баъди Рӯдакӣ аҳли китоб доир ба қудрати бемонанди ӯ дар назм ва қобилияти фавқулъодаи бадоҳатан шеър гуфтани вай сухан рондаанд. Ба қавли Давлатшоҳи Самарқандӣ Рӯдакӣ «аз ақсоми шеър қасоиду маснавиро некӯ мегӯяд».

Ҳамин тариқ, Устод Рӯдакӣ аз шоъирони пурмаҳсули форсу тоҷик буда, аз рӯйи ҳисоби Саъид Нафисӣ, соҳиби девоне будааст, ки тақрибан бист ҳазор байтро фаро мегирифтааст. «Калилаву Димна»-и ӯ аз 18 ҳазор байт иборат буд. Ғайр аз ин, шаш маснавии дигари ӯ, ки ҳар кадом дар ҳудуди ҳафт ё ҳашт ҳазор байтро фаро мегирифтаанд, наздик ба ҳафтод ҳазор байтро ҳовӣ буданд ва, бар замми ин, назми «Ардовирафнома», ҷамъан, рӯйиҳамрафта, наздики саду даҳ ҳазор байт ба даст меояд.[129]

**129. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 421- 422.

Ба хулосаи дигари Саъид Нафисӣ ҳам, ки Абдулғанӣ Мирзоев низ ҷонибдори он аст, метавон шарик шуд, ки менависад: «Маҷмӯъаи ашъори Рӯдакӣ, ки зоҳиран дар ҳудуди 550, ки соли таълифи «Чаҳор мақола»-и Низомии Арӯзист, ба даст буда, аз он пас дар авосити қарни шашум, ки Рашидии Самарқандӣ будааст, низ дар миён буда, пас аз он дар 618, ки зоҳиран соли таълифи «Лубоб-ул-албоб»-и Муҳаммади Авфист, низ мутадовил будааст. Сипас, зоҳиран дар 730, ки Ҳамдуллоҳи Муставфӣ «Таърихи гузида»-ро менавишта, мутадовил набуда, зеро ки менависад: «Андаке аз он машҳур аст». Албатта, агар ашъори Рӯдакӣ монда буд аз шоъирӣ бад-он ҳама шуҳрати андаке шеър машҳур намешуд, ҳарчанд ки Давлатшоҳи Самарқандӣ дар боби қасидае, ки бад-он ишора рафт, вонамуд мекунад, ки нусхаи тамомро ба даст дорад. Вале ин далел нест, ки тамоми ашъори Рӯдакӣ дар замони ӯ, яъне дар 892 дар миён буда бошад. Шояд ӯ тамоми қасидаро надошта ва гуфтаи Низомии Арӯзиро чун илми худ қалам додааст ва, шояд, ҳам дар ҳамон замон қасидаи Рӯдакӣ комилан ба даст буда, вале сойири ашъори вай мутадовил набудааст. Дар ҳар сурат, аз ин таҳқиқ метавон ҳадс зад, ки шояд ашъори Рӯдакӣ дар фитнаҳову масойибе, ки дар авоили қарни ҳафтум дар Эрон ва, махсусан, Мовароуннаҳр, рӯй дода, аз миён рафта бошад ва ин ситаме дигар аст, ки аз турктози муғул ба кишвари Эрон рафтааст».[130]

Агар осори Рӯдакӣ аз даврони охири зиндагии худи ӯ сар шуда, ба ҳар ҳол баъзе асарҳои ӯ то ҳамлаи муғул боқӣ монда бошад ҳам, намунаҳои охири он ҳангоми истилои муғул аз байн рафтаанд. Бинобар ҳамин, адиби қарни XVI мелодӣ Амин Аҳмади Розӣ ҳанӯз дар замони ӯ ноёб будани ашъори Рӯдакиро хабар медиҳад. «Он чи дар сафинаҳову тазкираҳо омада, ин абётест, ки қатрае аз он саҳобу чарвае аз он китоб аст» — менависад ӯ».[131]

## ДЕВОНИ МАҶЪУЛИ РӮДАКӢ

Чун номи Рӯдакӣ ва шеъри ӯ вирди забонҳо, аммо девони ашъору асарҳои ӯ нопайдо буд, каме пештар, соли 1005 ҳиҷрӣ, ки ба соли 1596—97 мелодӣ баробар аст, дар Ҳиндустон бо номи «Девони Рӯдакӣ» китоби кӯчаке тадвин гардид, ки нусхаҳои қаламии мутаъаддиди он дар бисёр китобхонаҳои машҳури дунё дида мешавад. Ховаршиноси англис Денисон Росс соли 1924 дар мақолаи худ «Рӯдакӣ ва Рӯдакии дурӯғин» ин девонро, ки ба сабаби ба ҳам наздик будани номи мамдӯҳи Қатрон ва мамдӯҳи Рӯдакӣ аз девони ашъори Қатрон тартиб дода шудааст, «Девони маҷъули Рӯдакӣ» номида буд. Сипас Саъид Нафисӣ ва баъдан Абдулғанӣ Мирзоев дар ин масъала ба Денисон Росс ҳамфикр шуданд.

---

**130. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 424.
**131. Амин Аҳмади Розӣ.** Ҳафт иқлим, дастхати № 661, Душанбе, вараќи 417.

Соли 1925 рӯзноманигори тоҷик Тӯрақул Зеҳнӣ дар рӯзномаи «Овози тоҷик» (13 август) дар мақолаи худ «Шоъири нахустини тоҷикон Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ» навишта буд: «Намедонам оё рост бошад? Як-ду кас хабар дод, ки девони Рӯдакӣ аз Бухоро ёфт мешавад. Аммо ин хабар сазовори бовар кардан нест. Агар бошад, шарафи мо хоҳад буд». Шояд касе дар Бухоро нусхае аз ҳамин девони сохтаи Рӯдакиро дида бошад. Соли 1315 ҳиҷрии қамарӣ (1897) дар Теҳрон ҳамин китоб бо номи «Девони Рӯдакӣ» ба нашр расид, ки «1170 байтро фаро мегирад. Вале нусахи хаттӣ ба тафовут аз 951 байт то 1121 байт аз Қатрон ба номи Рӯдакӣ дорад».[132]

Андар «Девони Рӯдакӣ» 41 қасида, чанд қитъаву тағаззули Қатрон ҷой дода шудаанд. Саъид Нафисӣ муайян кардааст, ки «ҳеҷ як аз ин 41 қасидаву қитъаву тағаззул, ки аз ашъори Қатрон ба Рӯдакӣ нисбат дода шудаанд, аз сухани Рӯдакӣ нест ва қатъан аз Қатрон аст ва ҳар ҷо, ки байте аз он қасоид ёфт шавад, ки ба исми Рӯдакӣ навишта бошанд, шакке нест, ки ба хатосту аз сабку сухани Рӯдакӣ бисёр дур аст ва, гузашта аз он, далойили таърихӣ мусаллам месозад, ки аз Устод Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар бинни Муҳаммад Рӯдакӣ нест».[133]

Дар мақолаи Абдулғанӣ Мирзоев «Боз як нусхаи қалбакии ашъори Рӯдакӣ» сухан аз нусхаи қаламие меравад, ки таҳти рақами 322 дар Китобхонаи оммавии Ленинград ба номи Салтиков — Шедрин таҳти унвони «Маҷмӯаи шуъаро» нигоҳ дошта мешавад, ки он аз 336 барги калонҳаҷм иборат буда, ашъори беш аз 30 нафар сухансаройи форсизабони асрҳои чаҳор то даҳи ҳиҷрӣ-қамариро фаро мегирад. Дар саҳоифи авроқи 2 то 11 ба исми Рӯдакӣ 38 қасидаву қитъа оварда мешавад, ки аз 1050 байт иборат буда, ҳама ба қаламИ Қатрони Табрезӣ мутааллиқ аст. Аз он ашъор як сатр ҳам моли Рӯдакӣ намебошад. Абдулғанӣ Мирзоев, ҳамчунин, қайд мекунад, ки «Маҷмӯаи шуъаро» нусхаи нахустин буда, дар аҳди шоҳ Аббоси Сонӣ

(солҳои 1642 то 1666) мураттаб гардидааст. Ризоқулихони Ҳидоят, Денисон Росс ва Саъид Нафисӣ дар вақташ ба ин нукта ишора кардаанд. Денисон Росс менависад, ки «яке аз адибони Эрон чун дидааст, ки аз осори Рӯдакӣ чизе намондааст, қарор додааст, ки ин камбудиро барқарор намояд. Иттифоқан, девони Қатронро, ки то дараҷае гумном буд, ба даст оварда, беҳтарин қасидаи вайро, ки исми Абӯнаср дар он ҷо буд, интихоб намуда, ба ашъори боқимондаи Рӯдакӣ махлут карда, девони Рӯдакиро ба вуҷуд овардааст».[134] Ба қавли Саъид Нафисӣ, «то замони мо дар бештари китобҳо ашъори Қатронро каму беш ба номи Рӯдакӣ овардаанд ва ба эҳтимоми қавӣ ин хато нахуст аз муаллифони ҳиндӣ сар задааст ва шояд нусхаи «Девони маҷъули Рӯдакӣ»-ро дар Ҳинд сохта бошанд ва маҷмӯъае аз ашъори Қатронро тартиб дода, ба номи Рӯдакӣ

---

**132. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 472.
**133. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндаги..., саҳ. 478.
**134.** Иқтибос аз китоби **Саъид Нафисӣ**. Аҳвол ва ашъор..., ҷ,. 3, саҳ. 928.

маъмул доштаанд. Сипас дигарон баъзе ашъори Рӯдакиро фароҳам кардаанд, ки дар соли 1315 ба табъ расидааст».[135]

Сабаби рух додани ин хато дар он аст, ки номҳои мамдӯҳони Рӯдакӣ ва Қатрон хеле ба ҳам монанд буда, Наср ибни Аҳмади Сомонӣ мамдӯҳи Рӯдакӣ ва Абӯнаср мадҳшавандаи Қатрон мебошанд. Аввалин касони ба хато роҳдиҳанда Абӯнасрро Наср гумон кардаанд. Бинобар навиштаи Абдулғанӣ Мирзоев, «ҳодисаи як вақтҳо ҳамчун осори Рӯдакӣ шинохта шудани девони Қатрон ва ҳамранг будани исмҳои мамдӯҳони Рӯдакӣ ва Қатрон, ба эҳтимоли қавӣ, сабаб шудааст бар он ки тартибдиҳандаи «Маҷмӯаи шуъаро» ашъори зикршудаи Қатронро низ ҳамчун ашъори Рӯдакӣ овардааст».[136]

Охирин пажӯҳишгаре, ки ба ин масъала ишора дорад, Сайийд Зиёвиддини Саҷҷодист, ки дар асари худ «Кӯйи Сурхоби Табрез ва мақбарат-уш-шуъаро» қайд менамояд: «Қатрон дар бораи Абӯнасри Мимлон сию ҳафт (37) қасида дорад ва шабоҳати конияи ин мамдӯҳ бо Наср ибни Аҳмади Сомонӣ —мамдӯҳи Рӯдакӣ сабаб шуда, ки бисёре аз ашъори Қатрон дар девони Рӯдакӣ ворид шавад».[137]

Бо кӯшиши Саъид Нафисӣ, муҳаққиқони тоҷик ва ҷӯяндагони аврупоӣ маҷмӯъае аз ашъор ва абёти боқимондаи Устод Рӯдакӣ гирд оварда шудааст, ки намунаҳои ғазалу қасоид, маснавиҳо, рубоъиёт, қитъаот ва абёти парокандаи ӯро дар бар мегирад. Ҳамин ашъор аст, ки аз рӯйи онҳо ва муқояса бо ақволи аҳли китоб мухтасар ва нокифоя ҳам бошад, мумкин аст, ки роҷеъ ба лаҳзаҳои ҳаёт, ҷаҳонбинӣ, диди фалсафӣ, андешаҳои иҷтимоӣ, афкори ахлоқӣ ва панду андарзҳои волою ҷовидони Устод Рӯдакӣ сухан ронда шавад. Ин ашъор, ки дар китоби Саъид Нафисӣ «Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ» ҷой дода шудаанд, иборат аз 1042 байт мебошад.[138] Баъдан Асрори Раҳмонфар аз манобеъи тоза боз ба он 18 байти дигар афзудааст, ки пояи ҳамаи таҳқиқот оид ба Устод Рӯдакиро ташкил мекунад.

Аз ҳамин сабаб, мо дар ин рисола фикру андешаи худро асосан дар пояи абёту ашъори дар китоби Саъид Нафисӣ «Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ» ҷамъомада баён кардаем.

## ҒАЗАЛҲОИ РӮДАКӢ

Қабл аз он ки дар бораи ғазалҳои Устод Рӯдакӣ сухан гӯем, зарур аст, ки роҷеъ ба пайдоиши ғазал ва чигунагии он дар ибтидо фикри худро баён намоем. Аслан, ин нукта дар адабиётшиносӣ нав нест, солҳост, ки ин мавзӯъ дар байни уламои Ғарбу Шарқ мавриди баҳс

---

**135. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ..., саҳ. 367.
**136. Абдулғанӣ Мирзоев.** Сездаҳ мақола, саҳ. 153.
**137. Саййид Зиёвиддини Саҷҷодӣ.** Кӯйи Сурхоби Табрез ва мақбарат-уш-шуъаро, Теҳрон, 1375/1996, саҳ. 24.
**138. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 491—548.

қарор гирифтааст. Гурӯҳе, аз қабили Ҳ. Эте, Ш. Шефер, Ч. Пикернинг, Р. Левӣ, С. Айнӣ, З. Сафо, Ҷ. Ҳумоӣ, И. С. Брангинский, Ш. Ҳусейнзода, Р. Ҳодизода ва бисёри дигарон бар он ақидаанд, ки ғазал дар адабиёти форсу тоҷик аз ибтидои пайдоиши он, яъне ҳанӯз аз асрҳои IX ва X мавҷуд буд. Ин ақидаи ом аст. Вале аз рӯйи огоҳии мо, аз соли 1924 дар адабиётшиносӣ, ки ба пажӯҳиши таърихи адабиёти форсизабон дахл дорад, иддае аз муҳаққиқон пайдо шуданд, ки дар баён ва расидагии ин масъала фикри муқобили ақидаи болоро ҷонибдор ҳастанд. Шиблии Нӯъмонӣ, Е. Э. Бертелс, П. Н. Хонларӣ ва махсусан А. М. Мирзоеву З. Мӯътаман ба исбот расонданӣ мешаванд, ки ғазал (ба гуфти А. М. Мирзоев, «ғазали истилоҳӣ») чун шакли мустақили шеър дар асрҳои IX—XI вуҷуд надошта, аз асри XП ба ин тараф пайдо мешавад ва фақат дар эҷодиёти шоъири бузург ва шайхи сутург Муслиҳиддин Саъдии Шерозӣ (1184—1292) ҳолати ниҳоӣ ва шакли охирини худро касб мекунад. То ин замон ғазал ҳамон тағаззули насиби қасида будааст.

Ҳамаи гуфтаҳои тарафайни мутақобил дар рисолаи А. М. Мирзоев «Рӯдакӣ ва инкишофи ғазал дар асрҳои X—XV» (нашри нахустинаш бо ҳуруфоти арабӣ, Сталинобод, 1957), ки чандин бор ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ дар Душанбе, Теҳрон ва Маскав чоп шуд, оварда мешавад. Вале фикри худи А. М. Мирзоев дар хусуси пайдоиш, таҳаввул ва ташаккули ғазал мавриди қабули ҳамагон нагардид. И.С.Брагинский дар асоси навиштаҳои парокандааш оид ба ғазал дар мавридҳои гуногун ҳанӯз соли 1958 таҳти унвони «Роҷеъ ба пайдоиши ғазал дар адабиёти форсу тоҷик» мақолаи махсусе (маҷаллаи «Советское востоковедение», 1958, № 2, с. 94— 100) нашр намуда, бори дигар на танҳо ба исбот расонд, ки ғазал чун шакли мустақили шеърӣ форсии тоҷикӣ дар асрҳои IX— X махсус ба зоти худ мавҷуд буд, балки аксар ба ҳайси суруд хонда мешуд ва барои чунин ном (яъне «ғазал») гирифтанаш он бо ғазали арабӣ, ки аз асрҳои VI— VII (яъне замони

ҷоҳилият) боз арзи вуҷуд мекард, низ вобастагие дорад. Мо ҷонибдори ин ақида ҳастем.[140]

Роҷеъ ба ғазал гуфтани Рӯдакӣ чӣ мадраке дар даст дорем? Аввал, ин ки худи ӯ чандин бор ғазал гуфтани (Худойро бисутудам, ки кирдгори ман аст, — Забонам аз ғазалу мадҳи бандагон-ш насуд) худро гӯшзад менамояд ва ғазалу мадҳро дар як саф мегузорад (Дареғ мидҳату чун дурру обдор ғазал, — Ки чобукиш наёяд ҳаме ба лафз падид). Баъдан, маликушшуъарои дарбори Султон Маҳмуд (998— 1030) Унсурӣ (ваф. 1037) ғазалҳои Рӯдакиро дастнорас ва эҷоди «ғазали Рӯдакивор»-ро аз иқтидори хеш боло мешуморад:

Ғазал Рӯдакивор некӯ бувад,
Ғазалҳои ман Рӯдакивор нест!
Агарчи бикӯшам ба борикӣ ҳам,
Дар ин парда-андар маро бор нест!

---

**140. А. Афсаҳзод.** Ҷомӣ - шоъири ғазалсаро, Душанбе, «Маориф», 1989, саҳ. 23.

Дигар доир ба ғазал гуфтан ва ғазал доштани Устод Рӯдакӣ шакку шубҳае буда наметавонад. Ғазалҳои Рӯдакӣ, қабл аз ҳама, эҳсосоти ошиқонаро хеле хуб, муассир, гуворо ва дилрабо ифода мекунанд:

Дило, то кай ҳамеҷӯйӣ манеро,
Чӣ дорӣ дӯст ҳарза душманеро?!
Чаро ҷӯйӣ вафо аз бевафое,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро?!
Аё савсанбаногӯше, ки дорӣ
Ба рашки хештан ҳар савсанеро!
Яке з-ин барзани нороҳ баршав,
Ки бар оташ нишонӣ барзанеро!
Дили ман арзане, ишқи ту кӯҳе,
Чӣ сойӣ зери кӯҳе арзанеро?
Бибахшо, эй писар, бар ман бибахшо,
Макуш дар ишқ хира чун манеро!
Биё, инак нигаҳ кун Рӯдакиро,
Агар беҷон равон хоҳӣ танеро!

Ин ҷо ҳама тасвирҳо олӣ ва табиъӣ ҳастанд, туғёни эҳсосоти ошиқона мавҷ мезанад, ташбеҳҳо мисли тоблуи рассоми чирадаст вазъи ошиқи хунёгарро самимона баён мекунанд, ки дар натиҷа муроҷиати шоъир ба маъшуқ, (агар хоҳӣ роҳ рафтани тане беҷонро бибинӣ, марҳамат, мушоҳида бикун, Рӯдакӣ дар наздат!) оличаноб ҳусни мақтаъе мегардад. Ҳамеша мулоқот бо чунин бути мулукфиреб лаззате дорад ва фараҳ мебахшад. Симои ин хел бут ба ошиқ ниҳоят завқбахш аст:

Хубон ҳама сипоҳанд, ӯшон Худойгон аст,

Мар некбахтиямро бар рӯйи ӯ нишон аст!

Устод Рӯдакӣ аслан ҳолати маъшуқро мисли рассом менигорад. Ана, таваҷҷӯҳ фармоед, чеҳраи нигорини аз кадӯх-гармоба ба назди ошиқ ташрифовардаро ӯ чӣ гуна ба қалам медиҳад:

Пешам омад бомдодон он нигорин аз кадӯх,
Бо ду рух аз бода гулгун, бо ду чашм аз сеҳр шӯх!

Мастии ишқ, базми айшу тараб, тавсифи рӯйи маъшуқ (Моҳи тамом аст рӯйи дилбараки ман—В-аз ду гули сурх андар ӯ паргола), тасвири лаб (Лабат себи биҳишту ман мӯҳтоҷ, — Ёфтанро ҳаме наёбам вайл), васфи зулфи маъшуқа (Зулфайнаки ӯ ниҳода дорад — Бар гардани Ҳорут завлона), бепарвоии дилбар (Ҳаргиз накунад сӯйи мани хаста нигоҳе, — Оранг, нахоҳад, ки шавад шод дили ман), ҳамеша хоҳони маҳбуба будани ошиқ (Ай харидор ман туро ба ду чиз: — Ба тану ҷону меҳр дода рабун), истиқболи ҷонона (Як сӯ кашамаш чодар, як сӯ ниҳамаш мӯза, — Ин мурда агар хезад, варна ману чалғӯза), бебокии ошиқ (Нест аз ман аҷаб, ки густохам, —Ки ту кардӣ ба аввалам даста), ранги зард ва ниёзи шахси дӯстдор нисбат ба дилбар (Зар хоҳию турунҷ?! Инак ин ду рухи ман, —Май хоҳию гулу наргис, аз он ду рух ҷӯй), ҳоли низори дӯстҷӯ (Ай мояи хубию некномӣ, —Рӯзам надиҳад бе ту рӯшнойӣ) мазмуну мӯҳтавои ағлаби ашъори ошиқонаи Устод Рӯдакист. Мурочиатҳо ва хитобаҳои ошиқ ба маъшуқ (Баҳори Чин кун аз он рӯй базмхонаи хеш, — Агарчи хони ту навбаҳори барҳаман аст) ва баргаштани ғами ошиқӣ аз дилдор ба дилбар (Ба ту бозгардад ғами ошиқӣ, — Нигоро, макун ин ҳама зиштёд) муҳтавойи аксари ашъори ошиқонаи Рӯдакист, Дар ин навъ байтҳои Устод Рӯдакӣ тасвири бӯса (Бо ду-се бӯса раҳо кун ин дили аз дард ханок, — То ба ман эҳсон-т бошад аҳсануллоҳа ҷазок!), кайфияти он (Манам хӯ карда бар бӯсаш чунон чун боз бар миста, — Чунон бонг орам аз бӯсаш, чунон чун бишкани писта) ҳиссиёти хонандаро бармеангезанд. Ҳатто ғами ишқи маъшуқа ранҷу дардро аз дили ошиқ пок мегардонад (Гар кунад ёрие маро бо ғами ишқ он санам, — Битавонад зудуд з-ин дили ғамхора занги ғам). Ба фармудаи А. М. Мирзоев, «афкори ошиқонаи Рӯдакӣ умуман дар атрофи ду мавзӯъи асосӣ — васфи зебоӣ ва хулқу атвори маъшуқ — маъшуқа, тасвири шарҳи ҳоли ошиқ давр мезанад. Мавзӯъи ҳақиқати ишқу шарҳи он, ки низ яке аз мавзӯъҳои умдаи ашъори ошиқонаи адабиёти классикии форсу тоҷик аст, дар мероси адабии Рӯдакӣ дучор намешавад. Шояд ашъори дар ин мавзӯъ сурудаи Рӯдакӣ то давраи мо нарасида бошад».[141]

Устод Рӯдакӣ шарҳи ҳоли ошиқро чунин менигорад:

Сарсари ҳаҷри ту, ай сарви баланд,
Решаи умри ман аз бех биканд!
Пас, чаро бастаи ӯям ҳама умр,
Агар он зулфи дуто нест каманд?

Ба яке ҷон натавон кард суол,
К-аз лаби лаъли ту як бӯса ба чанд?!
Бификанд оташ андар дили ҳусн,
Он чи ҳиҷрони ту аз сина фиканд.

Бо камоли боварӣ метавон гуфт, ки ғазалҳои мукаммали Устод Рӯдакӣ басо ранторанг буда, мавзӯъҳои гуногунро фаро мегиранд. Ин аз он гувоҳ аст, ки шоъири панҷрӯдӣ аз устодони беҳамтои навъи ғазал буда, бо ҳунари нотакрори худ ин навъи шеъри форсии тоҷикиро низ ба қуллаҳои баланд бардошта будааст. Лафзи ширин, хаёли муносиби ба ҳам пайвастани суханҳои ноб бо як мусиқавияти хос хондан ва шунуфтани онҳоро ниҳоят завқбахш мегардонад, ки ҳама чун таронаи ишқ пазируфта мешаванд.

Хамирмояи ғазал ишқ буда, дар тасвири Рӯдакӣ мавҳуму мутлақ

---

**141. А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 209

нест. Ӯ бо чашми ҷамолпарасти худ назокати зеборӯёни заминӣ, чеҳраи бутони лоларухи сияҳчашми мулукфиреб, сабоҳати луъбатакони чун моҳ, қомати дилбари бовиқори чун сарв баланд, симои нигори гулгунчеҳраи савсанбаногӯш, зебоии санами моҳрӯйи ҳурнажод, хироми дӯшизаи ҷаъдмӯйи ғолиябӯй ва рафтори мояи нози маъшуқаҳои фаттонро зери назора гирифта, дар хубӣ онҳоро аз Хуршеду Моҳ ва Суҳайлу Муштарӣ боло мегузорад. Ин аъҷубаҳои нигоштаи Рӯдакӣ бо дурахши шаъшааноки ҳусни ҷаҳонорои худ чашмро хираву басиратро тира намекунанд. Баръакс, хонанда аз тасвирҳои Устод шакарханди ёри мушкинтурраи худ, пареши зулфайни анбарини ӯ, рухи садбаргвор нозук, лаби лаъли ҷонбахш ва даҳони чун донаяки дунимаи анор танги ӯро эҳсос менамояд. Сеҳри қаламi суханвари бузург дар чунин мавридҳо тавре хонандаро зери таъсир мегирад, ки ҷозибаи муҳаббатро дар қалби ӯ афзуда, ҳаммонандии ғунчаю наргис, бунафшаю ёсамин, сунбулу лола, себу анор ва узвҳои шавқбарангезандаи дилбари худи ӯро чунон дар назараш ҷилва медиҳад, ки кас дар зеҳни таровати гули баҳорӣ, нозукии барги ёсамин, накҳати мушк, ғолияи насими бомдоди баҳорон ва хирому рафтори ӯро ба ҳам ҷӯр тасаввур намуда , эътиқоду иштиёқаш ба мӯъниси ҳамрози худ зиёд мешавад. Баъди чунин пиндор ҳар маъшуқае, ки аз дилбохтааш дил бурдааст, дар эътиқоди ошиқи покбози муштоқ бо ҳамаи хубиҳош шоистаи парастиш мегардад. Азбаски гуфтори сеҳрангези шоъир дар дили хонанда, хосса хонандае, ки ошиқ бошад, маскан мегирад, ӯ аз забони худ метавонад, ки ба дилбараш дар ҳозиру ғойиб рози дил гӯяд:

Гирифт хоҳам зулфайни анбарини туро,
Ба бӯса нақш кунам барги ёсамини туро!
Ҳар он замин, ки ту як раҳ бар ӯ қадам бинихӣ,
Ҳазор саҷда барам хоки он замини туро!
Ҳазор бӯса диҳам бар сиҳойи номаи ту,

Агар бибинам бар муҳри ӯ нигини туро!
Ба теғи ҳинду, бигӯ, дасти ман ҷудо бикунанд,
Агар нагирам рӯзе ман остини туро!
Агарчи хоҳиши мардум бувад, ки шеър бояд гуфт,
Забони ман ба равӣ гардад офарини туро!

Ин рубоъӣ низ бо ғазали боло ҳамфитрат аст:

Номат шунавам, дил аз фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад.
В-аз ғайри ту ҳар ҷо сухан ояд ба миён,
Хотир ба ҳазор ғам пароканда шавад.

Ин навъи шеъри ошиқона фақат шеъри мустақил буда метавонад, ки онро ба ҷуз қолаби ғазал ангоштан нашояд, зеро аз лиҳози мазмун пурраву аз ҳайси сохтор мукаммал буда, наметавонад чун тағаззул давом дошта бошад. Набудани тахаллус маънои онро дорад, ки ҳанӯз дар ғазал тахаллус кардан роиҷ нагардида буд. Ғазали дигари Устод Рӯдакӣ, ки бо мисраъи «Ҳар бод, ки аз сӯйи Бухоро ба ман ояд» оғоз меёбад, мумкин аст тағаззуле бошад.

Боз, Устод Рӯдакӣ чунин шеъре дорад, ки он ҳам хеле машҳур аст:

Биёр он май, ки, пиндорӣ, равон ёқути ноб астӣ
Ва ё чун баркашида теғ пеши офтоб астӣ!
Ба покӣ, гӯйӣ, андар ҷом монанди гулоб астӣ,
Ба хашшӣ, гӯйӣ, андар дидаи бехоб хоб астӣ!
Саҳоб астӣ қадаҳ, гӯйиву, май қатри саҳоб астӣ,
Тараб, гӯйӣ, ки андар дил дуъои мустаҷоб астӣ!
Агар май нестӣ, дилҳо ҳама яксар хароб астӣ,
Агар дар колбад ҷонро надидастӣ, шароб астӣ!
Агар ин май ба абр - андар ба чанголи уқоб астӣ,
Аз он то нокасон ҳаргиз нахӯрдандӣ, савоб астӣ!

Абдулғанӣ Мирзоев «онро, бидуни шубҳа, метавон ғазал номид» — мегӯяд.[142] Саъдоншоҳ Имронов бар он аст, ки шояд банде аз таркиббанд ва ё тарҷеъбанд бошад, ки онро касе тасдиқ ё рад накардааст. Ба андешаи мо, он дар воқеъ ғазал аст, ғазалест, ки онро дар истилоҳи адабиётшиносӣ ғазали зеби қофия мегӯянду намунаи онро дар девони шоъирони дигари баъдинаи форсигӯй, аз ҷумла Санойии Ғазнавӣ, пайдо кардан мумкин аст.

Дар ғазали поён танҳо мақтаъ, ки тахаллус дорад, намерасад:

Мушавваш аст дилам аз карашмаи Салмо,
Чунон ки хотири Маҷнун зи турраи Лайло!
Чу гулшакар диҳим, дарди дил шавад таскин,
Чу туршрӯй шавӣ, вораҳонӣ аз сафро!
Ба ғунчаи ту шакарханда нашъаи бода,

Ба сунбули ту дар гӯш муҳраи афъо!
Бибурда наргиси ту оби ҷодуи Бобул,
Кушода ғунчаи ту боби муъҷизи Мӯсо!

**Ҳамин тариқ, дар қарни даҳуми мелодӣ ғазал аз намудҳои ройиҷи шеъри форсу тоҷик буда, шоъирони зиёде дар ин навъи шеърӣ, ки бо дили инсон кордор буд, қувваи худро озмудаанд ва Устод Рӯдакӣ дар ин шакли шеърӣ ҳам пешрави замон будааст.**

---

**142. А. Мирзоев**. Рудаки, Москва, 1968, стр. 246.

## ҚАСИДАҲОИ РӮДАКӢ

Ҳарчанд байтҳои алоҳидаи қасидаҳои Абулянбағии Марвазӣ дар ситоиши Яъқуб ибни Лайси Саффорӣ, Муҳаммад ибни Васифи Сиҷзӣ дар мадҳи Яъқуби Лайс, Муҳаммад ибни Мухаллад ва Бассоми Курд дар ҳамин мавзӯъ нақл қарда шудаанд, чигунагии вазъи қасидаи форсӣ қабл аз Рӯдакӣ ба мо маълум нест. Нахустин қасидаи мадҳӣ дар эҷодиёти Рӯдакӣ дучор меояд, ки намунаи он ҳамон қасидаи «Модари май» мебошад. Ҳанӯз дар асри XV мелодӣ (қарни IX ҳиҷрӣ) Сайфии Бухороӣ ривоят карда буд, ки « баъзе гуфтанд, ки аввалин касе, ки дар форсӣ қасида гуфтааст, Рӯдакӣ будааст» [143]. Албатта, Рӯдакӣ нахустин шоъири қасидагӯ нест. Вале ӯ сарояндаи намунаҳои мукаммали қасидаҳои олӣ буда, ба қавли Шиблии Нӯъмонӣ, «услуберо, ки Рӯдакӣ дар қасида эҷод карда, ҳанӯз ба ҳоли худ боқисту тағйир накардааст ва он иборат мебошад аз шурӯъ ба ташбиб ё баҳория ва ғайраҳо, баъд гурез ба мадҳу санои мамдӯҳ ва дар охир ҳам абёти дуъоия аст».[144] Яқин, дар замони худ ағлаби қасидаҳои Рӯдакиро чунин қасидаҳо ташкил мекарданд.

Барҳақ, навъи аз ҳама ривоҷёфтаи назми асри X қасида буда, мавзӯъаш бештар аз мадҳу васф, гоҳе аз фалсафа, ҳамчунин аз шикояту ҳасби ҳол таркиб меёбад. Аз ин рӯ, **асосгузори қасидаи мукаммал дар таърихи адабиёти тоҷикзабон барҳақ Устод Рӯдакист**. Бисёр шоъирони дигари муосири ӯ низ қасида навиштаанд, вале Устод Рӯдакӣ аз аввалин шоъиронест, ки аз гуфтани мадҳ пушаймон шудааст.

Маҷдуддин Абулҳасан Кисойии Марвазӣ (953—1049) низ аз_устодони бузурги назм буда, дар миёнсолӣ аз маддоҳӣ даст кашида, ба сурудани қасидаҳои фалсафӣ, ахлоқӣ ва ҳикматомез машғул шудааст. Баъзан танҳо қисматҳои муқаддимавии қасидаҳо мавҷуданд, ки ба васфи баҳор, ишқ, ҷавонӣ, хушгузаронии умр, ҷашнҳою идҳо ва амсоли инҳо бахшида шудаанд. Ин навъ порчаҳои қасида, хоҳ алоҳида бошанду хоҳ дар таркиби қасида, тағаззул номида мешаванд.

Аксари қасидаҳои Рӯдакӣ ва муосирони ӯ мазмунан мадеҳавӣ буда, ба ситоишу таърифҳои пурмуболиға ва мадҳу санои иғроқомези подшоҳону амирон, шоҳзодагону вазирон ва дигар шахсиятҳои олирутба махсус гардонида шудаанд. Рӯдакӣ мадҳро асоси ҷавлон пазируфтани табъ шумурда (Асоси табъ санояст...), ашъори мадеҳавии худро аз сари сидқ месуруд, «То зиндаам, маро нест ҷуз мадҳи ту дигар кор, — Кишту дурудам ин аст, хирман ҳамину шудгор!» — мегуфту ба мамдӯҳони худ хислатҳои баргузидаро нисбат дода, ба воситаи образи онҳо симои подшоҳи одилу хирадманд, фуқаропарвару мазлумнавоз, душманкӯбу золимгудоз ва сӯлҳдӯсту амонатпардозро дар зеҳну тасаввури худ чун идеали иҷтимоии хеш офарида, ба ин васила ҳокимони замони худро ба ғамхорӣ дар ҳаққи табаъа, ободонии кишвар ва ҳимояти афтодагону

---

143. **Сайфии Бухороӣ**. Арӯзи Сайфӣ. Нашри Блочман, Калкутта, 1872, саҳ. 3.
144. **Шиблии Нӯъмонӣ**. Шеър-ул-Аҷам, ч. 1, саҳ. 33.

ҷабрдидаҳо тарғиб мекард. Аз қасидаҳои мадеҳавии Устод Рӯдакӣ дуто то замони мо пурра маҳфуз мондаанд. Аз инҳо яке қасидае дар баҳри муқтазаб аст, ки аз 16 байт таркиб ёфта, бидуни муқаддимаю ташбиб ва ё насибу тағаззул, биловосита аз баёни матлаби аслӣ шурӯъ мегардад. Мамдӯҳи он зикр нашудааст, вале аз сифатҳое, ки ба мамдӯҳ нисбат дода мешавад, пай бурдан осон аст, ки дар ситоиши Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ гуфта шудааст:

Дер зиёд он бузургвор Худованд,
Ҷони гиромӣ ба ҷонаш-андар пайванд!
Доим бар ҷони ӯ биларзам, зеро-к
Модари озодагон кам орад фарзанд!
Аз маликон касе чун ӯ набувад ҷавоне
Роду сухандону шермарду хирадманд!

Ин қасида, ба ҷуз мадҳу дуъо, ҷузвҳои таркибии дигари қасидаи мукаммал (насиб, гурез, байти тахаллус, талаб)-ро надорад. Дар он шоъир санъати раддулматлаъро ба кор бурда, мисраъи аввали матлаъро мисраъи дувуми мақтаъ гардондааст:

Охири шеър он кунам, ки аввал гуфтам:
«Дер зиёд он бузургвор Худованд!»

Қасидаи мадҳияи дигари Устод Рӯдакӣ, ки пурра ба даст даромадааст, қасидаи «Модари май» мебошад, ки намунаи мумтози қасидаи классикии мадеҳавӣ буда, 94 байтро шомил аст. Он аз ташбиб (байтҳои 1—21), гурез (байтҳои 22—35), мадҳ (байтҳои 36—74), тахаллус ва дархости мазиди давлату иқбол (байтҳои 75—91) ва дуъо (байтҳои 91—94) тарҳ рехта шудааст. Дар ташбиби хамрия шоъир ҷараёни сабзишу гуволиш ва расидани ангур дар ток, чидану сара кардан ва нигоҳдошти он дар чархушт, пухтану

хобондани май, баъди ранги ёқутӣ гирифтан дар навбаҳор кушодану соф кардани он ва хусусиятхои дигари шароби ангуриро ба тарзи мармуз— муносибати очаю бачча ва талабгорони онҳо ба қалам медиҳад. Гурез аз услубу одоб ва тарзи нишаст дар ҷашни маликонаи Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ, мувофиқи мақоми худ дар маҷмаъ ҷой гирифтани аҳли дарбор ва шукӯҳи он маҷлис нақл мекунад. Қисмати чаҳорум — тахаллус ва дархости мазиди давлату иқболро Рӯдакӣ ба Наср бахшида, ҳолати ҷисмонӣ, пирӣ ва кайфияти рӯҳонии худро низ иброз медорад. Дуъо низ ба Наср дахл дорад. Шоъир орзуманд аст, ки Насри Сомонӣ комгору сарбаланд, зӯрманду тавоно, ганҷҳояш мисли Ҷудӣ, яъне кӯҳи Арарат, ва Саҳлон, ки кӯҳест дар Арабистон, устувору камнашаванда бошад, баръакс, душманони ӯ мағлубу нотавон гарданд:

Давлати мирам ҳамеша бод бар афзун,
Давлати аъдои ӯ ҳамеша ба нуқсон!
Сарш расида ба моҳ-бар ба баландӣ
В-они муодӣ ба зери моҳӣ пинҳон!
Талъати тобандатар зи талъати хуршед,
Неъмати пояндатар зи Ҷудию Саҳлон!

Бахши муҳимтарини қасидаи «Модари май» бахши мадҳ аст. Мурод аз иншои қасида ҳам ҳамин бахш— мадҳи Абӯҷаъфар Аҳмад ибни Муҳаммад аст. Дар ин қисмат Рӯдакӣ ҳилм, илм, адл, инсоф, дод, ато, бахшиш, эҳсон, саховат, хирад, адаб, ҳимоят, шуҷоат, афв, марҳамат ва дигар макорими ахлоқро ба Абӯҷаъфар нисбат дода, ӯро чун ҳокими одили ботадбир, ҷавонмарди роди инсондӯст, ҷанговари далери чобуксавор ва гурди сафшикану ватанпарвар ба қалам меорад. Мувофиқи табиати жанри қасидаи мадеҳавӣ, шоъир дар таърифи мамдӯҳ аз ҳеҷ муболиғаю иғроқ ибо намекунад. Аз рӯйи муаррифии Рӯдакӣ, Абӯҷаъфар малики адл, ифтихори Эрон, офтоби замона, дар ҳикмати Юнон баробари Суқроту Афлотун, дар илми арабӣ назири Луқмон, дар шаръ бештар аз Бӯҳанифаю Шофеъӣ, дар садорат ҳампояи Сулаймон, дар хулқ мисоли фариштаи дарбони биҳишт Ризвон, дар қуввату саворӣ аз Сому Исфандиёр ва Рустами Достон бартар буда, махсусан покии нажод (Покии ахлоқи ӯву покнажодӣ, — Бо нийяти неку бо макорими эҳсон), душмангудозӣ (Душман ар аждаҳост, пеши синонаш — Гардад чун мум пеши оташи сӯзон), бахшояндагӣ (Пӯзиш бипазираду гуноҳ бибахшад, — Хашм надорад, ба афв кӯшаду ғуфрон) ва ибратомӯзонии ӯ (Марди адаброо хирад фазояду ҳикмат, — Марди хирадро адаб фазояду имон) таъкид мегардад. Шоъир ҳатто изҳор медорад, ки Яздон ҳам гетиро аз пайи ӯ офарид.

Маълум аст, ки ҳеҷ шахсе дар воқеъияти зиндагӣ сифатҳои ба Абӯҷаъфар нисбатдодаи Рӯдакиро молик буда наметавонад. Бо сифатҳои олии фавқулоъодда мадҳ шудани мамдӯҳ ӯро ба шахсияти хаёлӣ табдил мегардонад. Хулосаи Рӯдакӣ ин аст:

Ҳуҷҷати якто Худою сояи ӯст,
Тоъати ӯ карда воҷиб ояти Фурқон!

Ақидаи ягонагии дину давлат ҳанӯз аз «Авасто» сар зада, дар «Қуръон» низ мулку дин тавъамон шумурда мешавад. Зубдаи ин фикрро Фирдавсӣ баён кардааст:

Чунон дон, ки шоҳию пайғамбарӣ
Чу гавҳар бувад дар як ангуштарӣ!

Сарфи назар аз маҳдудияти таърихӣ ва ҷанбаҳои динӣ, мадеҳаҳои Рӯдакӣ (махсусан қасидаи «Модари май») аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки ғарази шоъир аз идеализатсияи мамдӯҳонаш онҳоро ба инсофу диёнат, додгустариву раъиятпарварӣ ва ҳимояти Ватан ташвиқ намудан ва чунин сифатҳои олиро дар шахсияти ҳокимони замонаш дидан аст.

Дар пораҳои боқимондаи қасидаҳои дигари Рӯдакӣ бо роҳҳо, шеваву усулҳои гуногун ба мамдӯҳон нисбат додани сифатҳои олии инсонӣ ва сиёсатмадорӣ бисёр ба назар мерасад. Шоъир бо ташбеҳу маҷозу истиора, тазоду муболиғаву иғроқ, талмеҳу таҷнис, музораъаву иҳом ва дигар санъатҳои бадеъӣ користонҳои ҷангии мамдӯҳ, хусусан пирӯзиҳои ӯро бар бадхоҳону бадандешони мулку давлат, ситоиш намуда (Онҳо, ки ҳама майл суви мулки ту карданд, — Инак биниҳоданд сар аз тофтароҳӣ), бо ибдоъ, ки суханро хубу бадеъ сохтааст, ин маъниро тавсиъа дода (Ҳаме бикуштӣ, то дар адӯ намонд шуҷоъ, — Ҳаме бидодӣ, то дар вило намонд фақир), воломанишию ростӣ (Ҷуз бартарӣ надонӣ, гӯйӣ, ки отaшӣ, — Ҷуз ростӣ наҷӯйӣ, моно, тарозуйӣ), саховату шуҷоъат (Нили даманда тӯйӣ ба гоҳи атият, — Пили даманда туйӣ ба гоҳи кинагузорӣ), адлу иқтидор (Зи адли туст ба ҳам бозу саъваро парвоз —Зи ҳукми туст шабу рӯзро бо ҳам пайванд), ҳиммату хирадмандӣ ва имсоли онро ташвиқ менамояд.

Дар ашъори Рӯдакӣ шахсияти хаёлии подшоҳ бо сифатдҳои хубе васф карда мешавад, ки бояд озоданажод, душманкӯб, покдин, хирадманд, доно бошад. Дар асл, аз чаҳор подшоҳи Сомонӣ — Насри I бинни Аҳмад, Исмоил бинни Аҳмад, Аҳмад бинни Исмоил ва Насри II бинни Аҳмад - валинеъматони Рӯдакӣ фақат Исмоил амири хирадманду ботадбир буд. Дар замони Насри II вазирони сомонӣ Балъамӣ ва Ҷайҳонӣ дар ободии кишвару равнақи фарҳанг ҳиссаи бузург гузоштаанд. Накӯтарин хислате, ки Устод Рӯдакӣ дар шахсияти подшоҳу амирон мебинад, адлу саховатпешагӣ ва бахшандагиву надимнавозист, ки дар осори боқимонда ва дастраси ӯ қабл аз ҳама ва беш аз ҳама тарғибу талқини ҳамин хусусиятҳои наҷиб ба назар мерасад:

Ҷаҳоно, чӣ бинӣ ту аз баччагон,
Ки гаҳ модарӣ, гоҳ модандаро?!
На позер бояд туро, на сутун,
На девори хишту на оҳандаро!

Аз нигоҳи Рӯдакӣ, касе аз хӯрдану додан, яъне худ хӯрдану ба дигарон хайру саховат кардан, пушаймон нахоҳад шуд, ки гӯшонае барои давлату сарватмандон буданаш аён аст:

Бо хирадманд бевафо бувад ин бахт,
Хештан хешро бикӯш ту як лахт!
Худ хуру худ деҳ, куҷо набуд пушаймон,
Ҳар ки бидоду бихӯрд аз он, ки билфахт?!

Баробари диҳиш, дод ҳам аз ҷиҳатҳои пасандидаву матлуби амир аст. Адлу адолати пешакӣ ва додхоҳии амир орзуи ҳамешагии шоъир аст (Маро ҷуди ӯ тоза дорад ҳаме — Магар ҷудаш абр асту ман киштзор?!). Лекин ҳамин кафи бахшанда вақте чун баҳр мавҷ мезанад, ба дӯстон (мувофиқи таъбири Рӯдакӣ, «бар маволӣ») дурру гавҳар ва ба душманон (дар шеъри шоъир «аъодӣ» - ҷамъи аъдо, ки маънои «душманон»-ро дорад), «шахкоса»-ю жола, тагаргу хор (реги биёбон, сангреза) ато менамояд:

Гар шавад баҳри кафи ҳиммати ту мавҷзанон
В-ар шавад абри гаҳ аз рояти ту тӯфонбор,
Бар маволит бипошад ҳама дурру гавҳар,
Бар аъодит биборад ҳама шахкосаву хор!

Аз ҳамин адолати пешакии ҳоким дар ҷаҳон зулму таҷовуз (футур) нест шуда, уқоб сари гунҷишкро навозиш мекунад, ки ин, албатта, иғроқи маҳз аст:

Ба даври адли ту дар зери чархи минойӣ
Чунон гурехт зи даҳри дуранг ранги футур.
Ки боз шона кунад ҳамчу бод сунбулро
Ба неши ҷангали хунрез тораки усфур!

Муаллифи «Таърихи Байҳақӣ» бо зикри ибораи «Устод Рӯдакӣ гуфтаасту замонаро нек шинохтааст ва мардумонро бад-ӯ шиносо карда», абёти зайлро иқтибос менамояд:

Ин ҷаҳон пок хобкирдор аст,
Он шиносад, ки дил-ш бедор аст!
Некии ӯ ба ҷойгоҳи бадист,
Шодии ӯ ба ҷойи тимор аст!
Чӣ нишинӣ бад-ин ҷаҳон ҳамвор,
Ки ҳама кори ӯ на ҳамвор аст!?
Дониши ӯ на хубу чеҳраш хуб,
Зишткирдору хубдидор аст!

Порчаи шеърии зерин ҳам дар ҳамин мавзӯъу мазмун офарида шуда, гузаронии рӯзгору меҳмонии инсонро дар он ва дил надодан ба давлату ниъматҳои муваққатии зиндагиро талқин мекунад:

Бар сарои сипанҷ миҳмонро
Дил ниҳодан ҳамешагӣ на равост.
Зери хок-андарун-т бояд хуфт,
Гарчи акнун-т хоб бар дебост.
Бо касон буданат чӣ суд кунад,
Ки ба гӯр- андарун шудан танҳост?!
Ёри ту зери хок мӯру магас,
Чашм бикшо, бибин, кунун пайдост!
Он ки зулфайну гесуят перост,
Гарчи динор ё дирам-ш баҳост,
Чун туро дид зардгуна шуда,
Сард гардад дилаш, на нобиност!

Абёти зерин ҳам фарохури вазъи ғамангези замонаи Рӯдакианд, ки дар ҳеҷ замонаи дигаре куҳнаву нодаркор нахоҳанд шуд:

Миҳтарони ҷаҳон ҳама мурданд,
Маргро сар ҳама фурӯ карданд.
Зери хок -андарун шуданд онон,
Ки ҳама кӯшкҳо баровroutанд.
Аз ҳазорон-ҳазор неъмату ноз
На ба охир ба ҷуз кафан бурданд!
Буд аз ниъмат, он чи пӯшиданд
В-он чи доданду он куҷо хӯрданд!

Шахси адолатпеша, аз нигоҳи Рӯдакӣ, барои мардум чунон муътабар аст, ки ҷавру бахиливу мумсикӣ аз силлату савлати чунин одам завол пазируфта, адлу осойишу саховат қад мефарозад. Шоъир ба мамдӯҳи худ хитоб менамояд:

Ту, ки ҷавру бахилӣ ба ту гирифт нишеб,
Чунон ки доду саховат ба ту гирифт фароз!

Ҷуд бо караму сахо ба сони либосест, ки шахси соҳибэҳсонро машҳур гардонида, ба ӯ азамату ҷалолат мебахшад, бузургияш барои ҳамагон назаррас мегардад:

Аз ҷуд қабо дорӣ, пӯшида мушаҳҳар,
В-аз маҷд бино дорӣ, барбурда мушайяд!

Аммо аз ин марди бузург, саховатпеша ва адлпарвар ашхоси ҳасадхӯр чун мӯйи дар оташ печида (Ҳасудон-тро дода Баҳроми Наҳс — Туро баҳра карда саодат Зивош), адл ҳокими заъифу қавиро баробар мегардонад (Дод биёбад заъиф ҳам чу қавӣ з-ӯй—Ҷавр набинӣ ба назди ӯй адӯвон). Бо вуҷуди ин, Устод Рӯдакӣ мехоҳад, ки тухми душман аз ҷаҳон пок бошад ва дӯстон ҳамеша сарбаланд (Чу ҳомун душманонат паст боданд — Чу гардун дӯстон воло ҳама сол!). Албатта, чунин гуфтаҳо (сифатҳои армонӣ) аз ҳақиқат дуранду танҳо дар орзухонаи дили шоъири инсондӯст мастуранд, ки мехоҳад чунин бошад. Ӯ боз мефармояд:

Зи адли туст ба ҳам бозу саъваро парвоз,
Зи ҳукми туст шабу рӯзро ба ҳам пайванд!

Одати ҷаҳони гузарон аст, ки ҳеҷ мурдае ба ин ҷаҳон барнамегардад:

Мурда нашавад зинда, зинда ба сутудон шуд,
Ойини ҷаҳон чунин то гардуни гардон шуд!

Мавзӯъи ишқу муҳаббат раги шарёни тамоми эҷодиёти Рӯдакист. Сӯзу гудози ишқ, васлу ҳиҷрони ёр, наззораи маъшуқа, лаззоти бӯсу канор, тасвири ҳусни зоҳирӣ ва зебоиҳои ботинӣ мазмуни асосии абёти ошиқонаи Рӯдакиро ташкил медиҳанд. Дар ин ҷода шоъир аз ҳеҷ иғроқу ғулӯ, ташбеҳи оливу истиораи зебо ва суханони нишотовар парҳсз намекунад. Ва аз шеъри волои худ ва, умуман, назми форсу тоҷик, ки он вақт дар саросари ҷаҳон ғулғула афканда буд, мамнуну ифтихорманд буда, ашъори худро на камтар аз гуфтори Ҷариру Тойӣ, Ҳассону Сареъу  Саҳбон мешуморад, ки алҳақ росту дуруст аст!

Мамдӯҳи асосии Рӯдакӣ Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ буд. Насрро Рӯдакӣ чун Рустам роду дар саховат чун Ҳотам, ҳатто аз ӯ волотар, заковатманд, дар набард чун Рустам шердилу мард, балки бартар аз ӯ тасвир мекунад:

Ҳотами Тойӣ туйӣ андар сахо,
Рустами Дастон туйӣ андар набард!
Не, ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род,
Не, ки Рустам нест дар ҷанги ту мард!

**Ба ҳамин тариқ, Устод Рӯдакӣ вазифаи граждании адибу мақоми ҳаётии адабиётро дуруст дарк намуда, эҷодиёти худ ва, пеш аз ҳама, асарҳои мадеҳавиашро ба сиёсати давлатии замон тобеъ гардонда, ба ин васила барои таҳкими давлати мутамаркази миллӣ фаъолият нишон додааст.**

Аслан, адабиёт ҳамеша бо сиёсат ва ҷунбишҳои озодихоҳӣ сару кор дорад, онҳоро ҷонибдорӣ мекунад ва ё ба онҳо муқобил мебароят. Аз ин ҷиҳат, худи мурочиат ба адабиёт бо нияти эҷод маънои онро дорад, ки шахсе,

ки ин ҳунарро пеша мекунад, хештанро ихтиёрӣ ба сохти мавҷуда тобеъ гардонда, дар тарғиби ақоиду ҳадафҳои сиёсию иҷтимоии он хизмат мекунад ва ё, баръакс, бо ғарази муъайян ба муқобили мафкураи ҳукмрон исён мекунад ва алайҳи ҷамъияте, ки онро пуштибонӣ мекунад, бошуурона мубориза мебрад. Вале эҷодкори ҳақиқӣ дар ҳар ду маврид ҳам ифодакунандаи ормону орзуҳои халқ мемонад, дар акси ҳол истеъдодаш ногузир нобуд хоҳад шуд.

Сомониён мақсадҳои забткорӣ надоштанд. Танҳо мудофиаи қаламрави худро воҷиб медонистанд. Ин омоли онҳо ба андешаи халқии муқаддам доштан ва ҳимояти обу хоки Ватан рост меомад. Бинобар ҳамин, адабиёт, аз ҷумла адабиёти дарбори Сомониён, чун гавҳараки чашм пос доштани сарзамини падаронро талқин мекард. Рӯдакӣ, ки аз байни оммаи мардум пайдо шуда, дар ҷӯши зиндагӣ ба камол расида, даҳо, хирад ва сифатҳои олии мардумро дар худ муҷассам карда буд, чун шоъири тӯдаҳо аз дарбор истода дар осори худ фикру зикр ва орзуву умеди ҳамватанони шарикдарди хешро роҷеъ ба ягонагии обу хоки кишвар, пойдор будани ҳукумати марказӣ ва ободонии мамлакат бо муҳаббати сӯзон иброз медошт. Дар баробари ин, ӯ бо маҳаки озмоиш зиндагиро санҷида, бо сухани ҳақ на фақат низоъҳоро ислоҳ кардан мехоҳад, балки бо адоват муҳити ғаммозу бедодгар ва пурмалоли дарборро фош намуда, бар зидди дасисаву иғво, фитнаю моҷаро, хиёнату ҷиноят, талоши ҳукумату мансаб, тафриқахоҳию ҷудоиандозӣ ва худписандию танпарварии қувваҳои марказгурез, ки пайкари давлати муқтадири Сомониёнро аз дохил рахна мекарданд, меҷангид. Султони шоъирони замон Устод Рӯдакӣ дар ин набард на фақат вазифаи граждании адабиётро ба хубӣ дарк намуда, каломи бадеъро ба хизмати давлати миллӣ ва халқ гузошта тавонист, балки ёрону ҳамкасбону шогирдони худро дар сангари мубориза бар зидди қувваҳои иртиҷоӣ муттаҳид гардонда, чун сипаҳсолор аз ин аслиҳа моҳирона истифода бурда тавонист. Ин суннати наҷиби Рӯдакиро бо иншои «Шоҳнома» беҳтар аз ҳама Абулқосими Фирдавсӣ давом дод. Вале дар асрҳои баъд, пас аз сукути хонадони Сомонӣ ва аз байн рафтани давлати миллии тоҷикон, ин анъанаи хуб мансуху матрук гардид.

Дар даргоҳи сулолаҳои аҷнабӣ, ки дар давоми беш аз 900 сол яке дигареро дар ғорату истибдод иваз карда, то ибтидои асри мо омаданд, вазну нуфузи адабиёти дарборӣ, ки асосан мазмуни мадеҳавӣ дошт, ё қатлу ғоратро ситоиш менамуд, хеле афзуд. Ҳокимони мустабид дар пойдории ҳукуматҳои бебунёди худ баробари шамшер аз қалам истифода бурда, бо ғуруру худхоҳӣ аз шоъирони дарбор тарғиби сиёсати худро талаб мекарданд. Маддоҳони чоплус бо ғаразҳои тамаъкорона ба таърифҳои бардурӯғи Маҳмуди Ғазнавӣ, авлодони ӯ Санҷару Маликшоҳ, Отсизу Қизил-Арслон, Чингизу Темури Ланг ва хуношомони бесаводи шуми дигар, ки ба сабаби бебаҳрагӣ аз завқи бадеъӣ ҳатто ба фаҳми маъниҳои нозуки мадҳияҳои онҳо қодир набуданд, пардохта, бо ҳамин дар мавқеъи зиддихалқӣ қарор гирифтанд ва адабиётро аз вазифаи суннативу давлатии он — гражданият дур андохтанд.

Дар замони ин беқавлони бадъаҳд ва берасанони бадпаймон, ки сиёсаташон истилою ғорати кишварҳои дигар ва куштору қатли мардуми мамлакатҳои бегона буд, адабиёти дарборӣ ҳамин сиёсатро ситоиш мекард. Қасидасароёни дарбори Маҳмуди Ғазнавӣ (998—1030), мисли Унсурӣ (Зи бас ки оташ зад шоҳ дар вилояти Ҳинд, — Кашид дуд зи бутхонаҳош бар Кайвон) ва Фаррухӣ (Ба Ҳазорасп фузун аз ду ҳазор асп гирифт — Ҳамаро тар шуда аз хуни худовандон ранг), аз як тараф, бо шавқу таҳсин тохтутозҳои ғоратгаронаи ӯро чун намунаи олии мардонагиву қаҳрамонӣ васф карда, аз тарафи дигар, монанди Фаррухӣ (Мулки Рай аз қарматиён бистадӣ, — Майли ту акнун ба Минову Сафост) ва Унсурӣ (Зи Тонисар бут овардӣ ба уштур — Зи Рум акнун салиб овар ба астар) ғосибони хунхорро ба яғмогариҳои нав ба нав даъвату далолат мекарданд.

Шоъирони маддоҳ на фақат Маҳмудро ба истилои мамлакатҳои бегона водор менамуданд (Худойгоно, з-ин пас чу ройи ғазв кунӣ, — Бибар сипоҳи кишан сӯйи Руму сӯйи Хазар!), балки орзу доштанд, ки фатҳи Макка (Мар маро дар хизмати ту зиндагонӣ бод дер, — То бибинам мар туро дар Макка бо аҳлу табор!),Бағдоду Басра (Напояд басе то ба Бағдоду Басра — Ғуломе ба садри аморат нишонад) ва ғайраро орзу мекарданд. Ғайр аз ин, агар чоплусони Маҳмуд ҷангҳои истилогаронаи ӯро дар Хоразму Эрону Ҳинд чун ғазо, дифои ислом аз бадмазҳабону қарматиҳо ва фидокорӣ барои ривоҷи мусулмони шуморанд (Фаррухӣ: Ҳамеша ҳиммати ӯ баркашидани ислом — Ҳамеша ҳиммати ӯ нест кардани куффор!), адибони пешқадам дурӯғу ниқоби тороҷгарӣ будани амалиёти қабеҳи Маҳмудро фош мекарданд. Носири Хусрав таъкид менамояд:

Он, к-ӯ ба ҳиндувон шуд, яъне ки ғозиям,
Аз баҳри бардагон, на зи баҳри ғазо шудаст!

Шоъирони оппозитсияи зиддимаҳмудӣ бо сӯзу гудоз харобазорҳо (Чу Ҳиндро ба суми аспи турк вайрон кард, — Ба пойи пилон бисупурд хоки Хатлонро! — Носири Хусрав), бехонумон гардидани мардум (Деҳқон бедиҳ асту шутурбон бешутур, — Полон бехар асту калидон бетаза! — Лабибӣ) ва аз макони худ бар гурез афтодани халқро (Зи диҳҳо мардумон овора гашта, — Ҳама бетӯшаву бечора гашта) ба қалам медоданд. Онҳо дурӯғин, доми фиребу худнамоӣ будани инъомҳои Маҳмудро, ки ба маддоҳони тамаллуққори худ медод, низ фош мекарданд. Муҳаммадқосим Ҳиндушоҳи Фаришта дар асари худ «Гулшани Иброҳимӣ» (соли таъл. 1015/1606), албатта, аз рӯйи ягон манбаъи қадимӣ дар ҳаққи Маҳмуд шеъре меорад, ки аз мумсикиву ҷаҳолати бемонанди ӯ дарак медиҳад:

Набудаш зи фазлу саховат шараф,
Нигаҳ доштӣ дур ба сони садаф.
Хазоин басе дошт пур аз гуҳар,
Вале з-он нашуд муфлисе баҳравар!

Ин гуфтор бо баҳои ба Маҳмуди Ғазнавӣ додаи Фирдавсӣ ҳамсадост:

Чу андар табораш бузургӣ набуд,
Наёрист номи бузургон шануд!

Баҳои ҳақиқии Маҳмудро халқ дода буд:

Қадами номубораки Маҳмуд
Гар ба дарё расад, барорад дуд!

Баръакси адибони халқ, маддоҳон дар таърифу санои садақадиҳандагони худ аз ҳеҷ гуна муболиғаю иғроқу ғулув ибо намекарданд. Заҳири Форёбӣ мегӯяд:

Нуҳ курсии фалак ниҳад андеша зери пой,
То бӯса бар рикоби Қизил-Арслон диҳад.

Баробари мадҳи тумтароқи мамдӯҳони худ, маддоҳоне чун Унсурӣ, Фаррухӣ, Ғазоирӣ, Муиззӣ ва дигарон бо шиддату ифрот муқаддасоти мардуми тоҷик, хусусан «Авасто»-ю «Занд», ойини зардуштӣ ва махсусан «Шоҳнома», қаҳрамонҳо ва ғояҳои онро наҳ мезаданд.

Дарбори феодалӣ тамаллуқкорони дурӯғбофи худро бо инъомҳои зиёд навохта, барояшон хилъату асп, ғулому канизак, симу зар, замину мансаб мебахшид, ки худи шоъирони маддоҳи дарбори Ғазнавиён, аз қабили Унсурӣ (Тавонгарию бузургию коми дил ба ҷаҳон — Накард ҳосил кас ҷуз ба мидҳати султон), Фаррухӣ (Динор чунон бахшад маро, ки бар мо —Пайваста бувад хортарин чизе динор), Ғазоирӣ (Ду бадра зар бигирифтам ба фатҳи Норин, — Ба фатҳи Румия сад бадра гираму хартол) ва дигарон гаштаю баргашта бо ғурур такрор менамоянд. Ин матлабро адибони дигар низ баён кардаанд, ки Хоқонӣ аз онҳост:

Шунидам, ки аз нуқра зад дегдон,
Зи зар сохт олоти хон Унсурӣ.

Инъомҳои зиёдро шоъирони маддоҳ барои дилхушиву лаҳву лаъаб сарф мекардаанд, ки дар ин бора Фаррухӣ хабар медиҳад:

Маркабон дорам некӯ, ки  бар роҳам бикашанд,
Дилбарон дорам хушрӯ, ки дар эшон нигарам.
Сим дорам, ки бад-он, ҳар чи бихоҳам, бидиҳанд,
Зар дорам, ки бад-он, ҳар чи бибинам, бихарам.

Дар таърихҳо оварда мешавад, ки шоъири маддоҳ Бадри Ҷоҷармӣ дар ситоиши вазири муғулҳо Шамсидин Муҳаммади Соҳибдевон бо чунин иғроқ хушомад задааст:

Дунё чу муҳит асту кафи хоҷа нуқат,
Пайваста ба гирди нуқта мегардад хат.
Парвардаи ту кеҳу меҳу дуну васат,
Давлат надиҳад Худой касро ба ғалат!

Соҳибдевон аз ин чоплусӣ сахт шодмон шуда, дар ҷавоби он рубоъие навишта, мефармояд, ки аз моли беқиёси бо ғорат ҷамъ овардаи ӯ ба маддоҳ сесад барраи сафед бидиҳанд:

Сесад бараи сафед чун байзаи бат,
К-онро зи сиёҳӣ набувад ҳеч нуқат,
Аз галлаи хоси мо, на аз ҷойи ғалат,
Чӯпон бидиҳад ба дасти дорандаи хат!

Баръакс, писари Маҳмуди Ғазнавӣ ба яке аз шоъирони обрӯманд ва маддоҳони худ Масъуди Розӣ барои як пора шеъри насиҳатомезаш, ки гӯё дар он ба ӯ фармон дода бошад, хашм гирифта, ӯро ба Ҳиндустон бадарға карда буд. Масъуди Розӣ дар мадҳияаш ба Масъуди Ғазнавӣ мегӯяд:

Мухолифони ту мӯрон буданд, мор шуданд,
Барор зи мӯрони моргашта димор!
Мадеҳ зимомшон з-ин бешу рӯзгор мабар,
Ки аждаҳо шавад, ар рӯзгор ёбад мор!

Бадарға камтарин ҷазое буд, ки адибону донишмандони зидди сиёсати ҳукмрон ба он гирифтор мешуданд. Оқибати кори Рӯдакӣ, аз таъқиби Маҳмуди Ғазнавӣ оворагардиҳои Фирдавсию Абӯалӣ ибни Сино маълум аст. Бо «гуноҳ»-и нофармонбардорӣ Масъуди Саъди Салмону Хоқонӣ солҳо дар зиндон буданд. Адиб Собири Тирмизӣ ба дарё ғарқу Ҳилолӣ сангсор карда шуданд. Ҳафтоду панҷ дарра хӯрдани Устод Айнӣ охирин зуҳури набарди ҳокиму адиб буд.

Қасидаҳои Устодро танҳо ба мадҳ маҳдуд донистан нашояд. Аввалан, Рӯдакӣ, ки шахси назарбаланд ва аз молу доройӣ мустағнӣ буд, дар ҳеҷ як қасидаи худ талаби мукофоту сила намекунад. Сонияи, порчаҳои боқимондаи қасидаҳои Рӯдакӣ собит менамояд, ки ӯ, бар замми қасидаҳои мадҳия, дар ҳамаи навъҳои дигари он: баҳория, хазония, барфия, хамрия, ҳолия, фалсафӣ, ҳаҷвия, марсия ва ғайра ҳам шеър гуфта, дар зимни ин мавзӯъҳо ба баёни мазмунҳои ахлоқӣ, гузориши масъалаҳои иҷтимоӣ ва тавҷеҳи нуктаҳои фалсафӣ пардохтааст. Суханвари бузурги инсонпарвар нобаробариҳои ҷомеаи замони худро эҳсос карда (Басо касо, ки барра асту фарахша дар хонаш, — Басо касо, ки ҷавин нон ҳаменаёбад сер!), ба гӯши аҳли ҷоҳ мерасонад, ки орзуи беҳбудиро бисёриҳо ба гӯр мебаранд (Орзуманди он шуда ту ба гӯр, —Ки расад нонпорае ба рам).

Ҳамчунин, Устод Рӯдакӣ дар баъзе порчаҳои қасидаҳояш аз эътиқоди пешини ниёгони мо хабар медиҳад. Онҳо тасаввур доштанд, ки халқ мисли тамоми олами моддӣ аз чаҳор унсури реалӣ таркиб ёфта (Халқ зи хоку зи обу оташу боданд...), гиёҳи мамнӯъе, ки дар биҳишт буду онро Одаму Ҳавво хӯрда аз ҷаннат ронда шуданд, на мувофиқи ривоятҳои исломӣ гандум, балки дар ақоиди зардуштӣ, мисли эътиқоди масеҳиён, себ будааст (Лабат себи биҳишту ман муҳтоҷ, — Ёфтанро ҳаменаёбам вайл). Рӯдакӣ ҳатто фазли мамдӯҳи худро ба «Авасто» ва сирати ӯро ба «Занд» ташбеҳ медиҳад:

Ҳамчу муъаммост фахру ҳиммати ӯ шарҳ,
Ҳамчу «Абасто»-ст фазлу сирати ӯ «Занд»!

Қасидаи «Шикоят аз пирӣ» аз ҷиҳати устухонбандӣ шоистаи диққат аст. Ин шоҳасар, ки қасидаи муқтазаби шарҳиҳолист, аз 34 байт иборат буда, дар баҳри муҷтасси мусаммани мақсур суруда шудааст. Аз ҷиҳати мавзӯъ ҳасбиҳолӣ буда, дар асоси воқеъаи ҷузъӣ—фурӯ рехтани дандонҳо, ки порае аз саргузашти шоъир аст, эҷод гардида, онро дар айёми пирӣ ва рӯзҳои сахти зиндагиаш навиштааст. Дар қасида Рӯдакӣ муҳимтарин лаҳзаҳои ҳаёти худ, хусусан гардишҳо ва баландию пастиҳои онро ба ёд меорад. Гузаштаи гуворои афсонавӣ ва имрӯзи талхи воқеъии худро муқоиса карда, аз тафовути он хулосаҳои фалсафӣ мебарорад ва натиҷаи ибратбахш мегирад. Аз ин ҷиҳат, онро ҷамъбасти фалсафӣ ва хулосаи иҷтимоии зиндагии дурудароз, пургардиш ва пурмазмуни Устод Рӯдакӣ шумурдан равост.

Қасидаи «Шикоят аз пирӣ» аз ҷиҳати устухонбандӣ ва сохти композитсионӣ аз панҷ қисмат иборат аст.

Дар чор байти аввал шоъир хабар медиҳад, ки фалокате бар сараш омадаасту аз таъсири он дандонҳояш ҳама рехтаанд. Ин маънӣ дар як байти танҳомондаи Рӯдакӣ низ ишора мешавад:

Худ ғами дандон ба кӣ тавонам гуфтан?
Заррин гаштам ба руни симин дандон!

Вале таъкид менамояд,ки ин амали ҷонкоҳ аз бахти бад, яъне наҳси Кайвон, аз пирӣ, яъне даврони бади рӯзгор, вобаста аст:

Маро бисуду фурӯ рехт, ҳар чи дандон буд,
Набуд дандон, ло бал чароғи тобон буд!
Сапеду симзада буду дурру марҷон буд,
Ситораи саҳарӣ буду қатри борон буд!
Яке намонд кунун з-он ҳама, бисуду бирехт!
Чӣ наҳс буд?! — Ҳамоно, ки наҳси Кайвон буд!
На наҳси Кайвон буду на рӯзгори дароз,
Чӣ буд?! Ман бигӯямо қазои Яздон буд!

Пас аз ин Рӯдакӣ дар чор байт, ки як навъ руҷӯъи фалсафист, масъалаи ҳамеша дар ҳаракату тараққӣ будани олам, ҳеҷ гоҳ сукути мутлақ надоштани он, ҳамеша аз шакли муқобил ва ҳолате ба ҳолате акс тағйир пазируфтани ҳастиро ба қалам медиҳад. Аз ин маълум мешавад, ки Рӯдакӣ то дараҷаи фаҳмиши диалектикаи ибтидоӣ расида будааст. Ба ин байтҳо таваҷҷӯҳ кунед:

Ҷаҳон ҳамеша чу чашмест, гирду гардон аст,
Ҳамеша, то бувад ойин-ш, гирдгардон буд.

Ҳамон, ки дармон бошад, ба ҷойи дард шавад,
Ва боз дард ҳамон, к-аз нахуст дармон буд.
Куҳан кунад ба замоне, ҳамон куҷо нав буд,
Ва нав кунад ба замоне ҳамон, ки хулқон буд.
Басо шикастабиёбон, ки боғи хуррам буд,
Ва боғи хуррам гашт, он куҷо биёбон буд.

Қисмати савуми қасидаи «Шикоят аз пирӣ» (байтҳои 9—23) нақл аз рӯзгори ҷавонии шоъир аст. Дар ин ҷо шоъир шахсияти худро чун ҷузви табиату ҷамъият мавриди тасвир қарор медиҳад. Аз ин рӯ, тазодҳои олам барои зиндагии ӯ низ татбиқшаванда мебошанд. Рӯдакӣ бо хитобаҳои муассир ҳусну айёми навҷавонии худро бо шавқ ба ёд меорад: ҷавонест бо қомати раъно, рӯяш мисли дебо, мӯйҳояш ба сони қатрон сиёҳ, зулфонаш чун чавгон, дар ҳама ҷо меҳмони азиз аст; чунон шоду хуррам аст, ки чӣ будани ғам, ҳатто ташвиши аёлу фарзандро, намедонад, рӯзҳояшро бо айшу шодмонӣ мегузаронад, дили хубрӯёнро мебарад. Шоъир бо шавқ ба хотир меорад:

Шуд он замона, ки ӯ шод буду хуррам буд,
Нишоти ӯ ба фузун буду бими нуқсон буд.
Ҳамехариду ҳамерехт бешумор дирам,
Ба шаҳр ҳар чи яке турки норпистон буд.
Басо канизаки некӯ, ки майл дошт бад—ӯ,
Ба шаб зи ёрии ӯ назди ҷумла пинҳон буд.
Ба рӯз чунки наёрист шуд ба дидани ӯ,
Ниҳеби хоҷаи ӯ буду бими зиндон буд.
Набизи равшану дидори хубу рӯйи латиф,
Агар гарон буд, зӣ ман ҳамеша арзон буд.

Вале мояи фахру сифати асосии шоъир дар ин айём он аст, ки дар шоъирӣ ном бароварда, маҳз бо шеъри матини худ дили мардумро тасхиру нарм мекард ва ин ҳунар ӯро бо мардуми сухандон қарин гардонда буд. Ин қисмати басе нишотбахши қасидаро суруди ҷавонӣ ва гимни комронӣ номидан мумкин аст:

Дилам хизонаи пурганҷ буду ганҷ сухан,
Нишони номаи мо муҳру шеър унвон буд...
Ҳамеша шоду надонистаме, ки ғам чӣ бувад,
Дилам нишоту тарабро фарох майдон буд.
Басо диле, ки ба сони ҳарир карда ба шеър,
Аз он пас, ки ба кирдори сангу сандон буд!
Ҳамеша чашмам зӣ зулфакони чобук буд,
Ҳамеша гўшам зӣ мардуми сухандон буд.
Иёл на, зану фарзанд на, маъунат на,
Аз ин ҳама танам осуда буду осон буд!

Дар байти дигари қасида шоъир хабар медиҳад, ки ҳар гоҳе ба манзили ҳар деҳқон, яъне ашрофзодаи заминдори номваре, меҳмон мешуд, ба ў аспи саворӣ, ҳумлон ва зару сим мебахшиданд:

Куҷо ба гетӣ будаст номвар деҳқон,
Маро ба хонаи ў сим буду ҳумлон буд.

Рўдакӣ дар қисмати чоруми қасидаи «Шикоят аз пирӣ» (байтҳои 24—33) мақоми ҷамъиятӣ, шуҳрату азамати шоъирӣ ва нуфузу эътибори худро дар дарбори Сомониён ва назди аъёну ашрофи олимартабаи дигар ба хотир меорад. Дар ин қисмат ҷило, шиддат, ҷўшу валвала ва нишотбахшии қисмати пешин дида намешавад. Шоъир акнун собиқаи гуворои худро ботамкин, ҳатто бо оҳанги каме ҳузнангезу ҳасратомез баён мекунад:

Ту Рўдакиро, ай моҳрў, кунун бинӣ,
Бад-он замона надидӣ, ки инчунин он буд!
Бад-он замона надидӣ, ки дар ҷаҳон рафтӣ
Сурудгўён, гўйӣ, ҳазордастон буд!
Шуд он замона, ки ў унси родмардон буд,
Шуд он замона, ки ў пешкори мирон буд.
Ҳамеша шеъри варо зӣ мулук  девон аст,
Ҳамеша шеъри варо зӣ мулук девон буд.
Шуд он замона, ки шеъраш ҳама ҷаҳон бишнуфт,
Шуд он замона, ки ў шоъири Хуросон буд…

Чаҳор қисмати аввали қасида бо роҳи корбурди тазоду муқобилгузории ҳодисаҳо, ташбеҳу такрору таъкидҳо роҳи тайкардаи қаҳрамони лирикӣ, яъне шоъир, дигаргуниҳои рўҳию ҷисмонӣ ва мақоми ҷамъиятии ўро бо тамоми болоравиҳояш нишон медиҳад. Дар он аз пастравӣ ва таназзули маънавӣ ва ҷамъиятӣ осоре нест. Фақат дар ибтидо аз айбу иллатҳои ҷисмонӣ сухан меравад. Вале дар қисмати панҷум, ки танҳо аз байти охирин иборат аст, натиҷа гирифтан имкон дорад, ки шоъир аз ҳамаи ин мақом аллакай афтода, берун аз дарбор ҳаёт ба сар мебурдааст. Ин фикрро радифи «буд» ва чор байти аввали қасида низ тақвият медиҳанд. Агар вақойиъи солҳои ахири умри шоъирро ба хотир орем, ҳар байти қасида маънои нав касб мекунад. Бо

ҳама азобу кулфатҳо шоъир ба таназзули эҷодӣ роҳ намедиҳад, ӯ боз дар ҷустуҷӯст:

Кунун замона дигар гашту ман дигар гаштам,
Асо биёр, ки вақти асову анбон буд.

Ҳамин тариқ, бинои қасидаи «Шикоят аз пирӣ» бар ташбеҳу тазоду муқобала ва такрору тавсиф асос ёфта, аксаран ин воситаҳои тасвири бадеъӣ ҳамроҳу вобаста бо ҳамдигар ҷавҳари маъниро ифода мекунанд. Махсусан, ташбеҳҳо дар ҳолати зидди якдигар оварда шудаанд. Ин чанд санъати бадеъӣ оҳанги муассири тамоми шеър ва тобиши нозуки ҳамаи байтҳои онро таъмин доштаанд. Ин ҳолат дар ҳамроҳӣ бо вазни мутантан вазъи рӯҳонӣ, ҳаяҷони қалбӣ, эҳсоси ботинӣ, андешаҳои ҳасратангез, хулосаҳои фалсафӣ ва чораҷӯйии шоъирро хеле барҷаста ҳувайдо гардонидааст.

Шоъир ҳамаи ташбеҳҳои худро аз табиати зинда ва олами воқеъӣ интихоб кардааст. Ташбеҳҳо назаррас, барҷаста, равшан ва зебо мебошанд, аз ҷумла: барои **дандон** — чароғи тобон, дурру марҷон, ситораи саҳарӣ, қатраи борон; барои **зулф** — чавгон; **рӯ**—дебо; **мӯ**—қатрон, яъне қири сиёҳ; **дил**—ҳарир; **санг**— сандон; **ҷаҳон**—чашм, **шоъир**—ҳазордастон, яъне булбул. Қайд кардан лозим аст, ки Р. Мусулмонқулов дар мақолаи худ «Асоси як тасвири шоъиронаи устод Рӯдакӣ» (соли 1975) ақидае пешниҳод менамояд, ки гӯё Рӯдакӣ бо калимаи мураккаби «қатраборон» на ин ки қатраи борон, балки гиёҳеро бо ин ном дар назар дорад. Ба се далел наметавон ақидаи ӯро пазируфт: аввал, дар силсилаи он ташбеҳҳои олӣ гиёҳи дарёфтаи муҳаққиқ басе ночиз аст; баъдан, дар ин қолаб Рӯдакӣ калимаи «қатри саҳоб» дорад (Саҳоб астӣ қадаҳ гӯйиву май қатри саҳоб астӣ); ниҳоят, «қатраи борон»-у «қатраборон»-ро шоъирони мутақаддими дигар низ ба маънои асл истифода бурдаанд (Дурри маъниро сабаб шуд қатраборони сахош, — Дурри дарёро сабаб ҳам қатраи борон бувад).

Дар ин қасида тавсифҳо низ воқеъӣ мебошанд: **дандон**—сафед, симзада, яъне бо нуқра оганда; **канизак**—некӯ, **турк**—норпистон, **ҷаҳон**—гирдгардон. Истиораи «моҳрӯ» низ ба тавсиф наздик аст.

Унсури дигари барҷастаи қасидаи «Шикоят аз пирӣ»-ро тазоду муқобала ташкил медиҳад. Тазоду муқобала дар ду маврид зоҳир мегардад: аввал, тазод дар рӯҳияи умумии шеър: гузаштаи пур аз шодмонию сурури муваффақиятҳо бо ҳолати пирӣ, кулфатзадагӣ ва ғамангези охири умри шоъир муқобил гузошта мешавад; баъдан, тазодҳои табиати атроф, тазоди ҷаҳон, замон, тазоди ҳастиҳо: дармон-дард, дард-дармон, шодӣ-ғам, гарон-арзон, куҳан-нав, нав-хулқон, яъне кӯҳна, буд-шуд, ҳариф-сангу сандон, биёбон-боғ, боғи хуррам-биёбони шикаста, наҳси Кайвон-ҷазои Яздон. Маҳз ба воситаи ҳамин тазодҳо ягонагии баҳамзидҳои ҳастӣ нишон дода шуда, ба ин восита қасида оҳанги маҳини фалсафӣ гирифтааст.

Вале баъзе мисраъу байтҳои «Шикоят аз пирӣ» ба тарзи воқеъагӯйӣ, яъне бидуни истифодаи ташбеҳу истиора, тазоду муқобала, маҷозу санъатҳои дигари бадеъӣ таркиб ёфтаанд. Дар ин гуна мисраъу байтҳо Устод Рӯдакӣ воқеъаҳоро луччаку пӯстканда ба қалам медиҳад. Фақат калимаҳои пурмаънову зеборо кор мефармояд: «Маро бисуду фурӯ рехт, ҳар чи дандон буд», «Яке намонд кунун з-он, ҳама бисуду бирехт», «Иёл на, зану фарзанд на, маъунат на» ва ғайра.

Қисмати чоруми қасида асосан бо ҳамин услуб эҷод гардидааст.

Забони қасидаи «Шикоят аз пирӣ» соддаю табиӣ, дур аз калимаҳои ноҳамвору ороишҳои сунъӣ буда, маъниҳои бузурги онро фаҳмидан хеле осон аст. Қофияҳои шеър, ки бо таркиби «он» тамом мешаванд, дар якҷоягӣ бо радифи «буд» хосияти ёддоштӣ ва тобиши фалсафии онро барҷастатар ифода менамоянд. Хусусан, такрори пайдарпайи ибораи «шуд он замона» ба он вусъату муҳташамӣ бахшидааст. Ҳамаи ин собиқаи шоъирро бо хулосаи ӯ, ки дар байти охири қасида баён шудааст, дар муқоиса гузошта, лаҳзаи шикасти рӯҳонии ӯро зинда мегардонад.

Дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» байте ҳаст, ки дар он Устод Рӯдакӣ эътироф мекунад, ки ба василаи ашъори ҳакимонааш дилҳои сахти одамони сангиндилро монанди ҳарир нарм карда, онҳоро ба сӯйи адолат ҳидоят намудааст:

Басо дило, ки ба сони ҳарир карда ба шеър,
Аз он пас, ки ба кирдори сангу сандон буд.

Абдулғанӣ Мирзоев роҷеъ ба ин байт менависад: «Ин факт боз як мартабаи дигар тасдиқ мекунад, ки қасоиди Рӯдакӣ фақат аз мадҳ иборат набуда, хеле масъалаҳои ахлоқӣ ва панду насиҳатро низ дар бар гирифта будааст. Байтҳои ҷудогонаи ахлоқӣ ва пандомезе, ки аз қасидаҳои ӯ боқӣ мондаанд, дар навбати худ, ин мулоҳизаро пурқувват накарда наметавонанд».[145] Ба ҳамин минвол, суннати қасидапардозиро дар таърихи адабиёти форсу тоҷик Устод Рӯдакӣ устувор гардонид ва ин суннатро шоъирони баъдина Дақиқӣ, Кисоӣ, Башшори Марғазӣ, Унсурӣ, Фаррухӣ, Манучеҳрӣ, Носири Хусрав, Қатрон, Адиб Собир, Масъуди Саъди Салмон,Муъиззӣ, Хоқонӣ, Сӯзанӣ ва дигарон давом дода, баъзеҳо мадоеҳ, бархе ҳикмату андарз ва чанде ҳасби ҳолу шикоят аз чархи каҷрафторро бештар иброз доштаанд. Ҳақ ба ҷониби Дақиқист, ки гуфта буд:

Киро Рӯдакӣ гуфта бошад мадеҳ,
Имоми фунуну суханвар бувад.
Дақиқӣ мадеҳ оварад назди ӯ,
Чу хурмо ба сӯйи ҳаҷивар бувад!

Ҳамин тариқ, қадимтарини қасидаҳое, ки имрӯз дар даст дорем, моли Абӯабдуллоҳ Рӯдакии Панҷрӯдӣ мебошад ва то имрӯз дилҳоро нарм медорад.

## МАРСИЯҲОИ РӮДАКӢ

Марсияҳои боқимондаи Устод Рӯдакӣ, ки намунаҳои барҷастаи марсияҳои забони форсӣ мебошанд, асосан дар навъи қасида навишта шудаанд.

---

**145. Абдулғанӣ Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 223.

Муаллифи китоби «Марсиясарой дар адабиёти форсӣ» дуктур Насруллоҳи Имомӣ менависад: «Ҳеҷ кошонае нест, ки ифрити марг бар остонааш қадам нагузорад ва гарди андӯҳу ҳиҷрон бар он напошад ва ҳеҷ қавме нест, ки дар марги азизону аздастрафтагони хеш ва барои бузургдошти онон маросиме надошта бошад. Ин маросим ба гунаҳои мухталиф бар ашъору маросии форсӣ таъсир гузоштааст».[146] Рӯдакӣ, қабл аз ҳама, дар марги суханварони номии ҳамзамони худ, шоъирон Шаҳиди Балхӣ (ваф. 325/937) ва Муродӣ, ки дар солҳои охири умри Рӯдакӣ ба вуқӯъ пайваста буд, марсияҳои ҷигарсӯзи пурҳикмате иншо кардааст. Ин ду шоъир аз дӯстони наздик, ёрони мувофиқ, ҳамнишинону ҳамсӯҳбатони хирадманди Устод Рӯдакӣ буданд. Дар сӯгворании Шаҳиди Балхӣ мегӯяд:

Корвони Шаҳид рафт аз пеш,
В-они мо рафта гиру меандеш:
Аз шумори ду чашм як тан кам
В-аз шумори хирад ҳазорон беш!
Тӯшаи ҷони хеш аз ӯ бирабой,
Пеш, к-ояд-т марги пойогеш!
Он чи бо ранҷ ёфтишу ба зил,
Ту ба осонӣ аз газофа мадеш!
Хеш бегона гардад аз пайи суд,
Хоҳӣ он рӯз, музд камтар деш!
Гургро кай расад маломати шот?!
Бозро кай расад ниҳеби шахеш?!

Ин ҷо аз ғалаёни сӯзу андӯҳ дарак нест. Аммо дар марсияи ба марги Муродӣ бахшидааш Устод Рудакӣ бо таассуф аз марги дӯсти худ ёд намуда, дарду алам ва хотироти ҳузнангезро бо обу тоб мешуморад ва бо суханони пурҳикмату фалсафӣ мақоми ҷамъиятии Муродиро ба қалам медиҳад:

Мурд Муродӣ, на ҳамоно ки мурд,
Марги чунон хоҷа на корест хурд!
Ҷони гиромӣ ба падар боздод,
Колбади тира ба модар супурд.
Они малак бо малакӣ рафт боз,

Зинда кунун шуд, ту гӯйӣ бимурд!
Коҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фасурд.
Шона набуд ӯ, ки ба мӯе шикаст,
Дона набуд ӯ, ки заминаш фашурд!

---

**146. Насруллоҳи Имомӣ.** Марсиясароӣ дар адабиёти форсӣ, Аҳвоз, 1369/1990, саҳ. 27.

Ганҷи заре буд дар ин хокдон,
К-ӯ ду ҷаҳонро ба ҷаве мешумурд.
Қолаби хокӣ суйи хокӣ фиканд,
Ҷону хирад сӯйи самовот бурд!
Ҷони дувумро, ки надонанд халқ,
Мисқалае карду ба ҷонон супурд.
Соф буд омехта бо дурди май,
Бар сари хум рафту ҷудо шуд зи дурд.
Дар сафар афтанд ба ҳам, ай азиз,
Марвазию розию румию курд,
Хонаи худ бозравад ҳар яке,
Атлас кай бошад ҳамтои бурд?!
Хомушӣ кун чун нуқат, эро малик
Номи ту аз дафтари гуфтан сутурд!

Ба андешаи Рӯдакӣ, марг унсурҳои рӯҳонӣ ва ҷисмонии одамро аз ҳам гусаста, ҳар кадоми онро ба мабдаи аслии онҳо таҳвил медиҳад. Роҷеъ ба марсияи дар марги Муродӣ иншокардаи Рӯдакӣ А. М. Мирзоев чунин ақида меронад: «Рӯдаки дар масъалаи таъин намудани моҳият ва муносибати ҷисму рӯҳ аз таърифоти материалистона ба куллӣ дур аст. Вале дар ин ҷо он тарафи таърифоти ӯ бештар қобили диққат аст, ки шоъир маҳалли аслии унсури рӯҳиро бо унвони «падар» ва унсури моддиро ба сифати «модар» тасвир кардааст, ки гумон намекунам ин таъриф ба ақоиди исломии замони шоъир мувофиқат дошта бошад».[147]

Ба гуфти Саъид Нафисӣ, «дар рафтани шоъире донишманд ва мусоҳибе пурхирад баёне аз ин фасеҳтару маъноие аз ин баландтар ҳеҷ касро даст нахоҳад дод».[148] Лекин дар байни осори боқимондаи Рӯдакӣ қитъаи зерин, ки дар он мавзӯъи таассуф хӯрдан аз марги дӯстон, тасаллӣ додан ва дилдорӣ намудани азодорону мусибатзадагон мақоми асосӣ дорад, ба таваҷҷӯҳи хос молик аст. Шиблии Нӯъмонӣ хотирнишон менамояд, ки Рӯдакӣ «маросии зиёде гуфта ва алҳақ ҳам хуб аз ӯҳда баромадааст, аз ҷумла марсияе, ки дар вафоти писари вазири аъзам сохта, зайлан мулоҳиза кунед, ки чи гуна бо тарзе ҳакимона вайро ба сабру шикебоӣ тарғиб кардааст».[149] Ба он қитъа диққат гуморед, ки онро Байҳақӣ низ чун намунаи беҳтарини ашъори ғамангези тасаллибахш зикр мекунад:[150]

Ай он ки ғамгинию сазоворӣ
В-андар ниҳон сиришк ҳаме борӣ!
Аз баҳри он куҷо бибарам номаш,
Тарсам зи сахт андуҳу душворӣ!

---

**147. А. М. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 181.
**148. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, саҳ. 441.
**149. Шиблии Нӯъмонӣ.** Шеър-ул-Аҷам, ҷ. 1, саҳ. 33.
**150. Таърихи Байҳақӣ,** саҳ. 797-798.

Рафт, он ки рафту омад он-к омад
Буд, он ки буд, хира чӣ ғам дорӣ?!
Ҳамвор хоҳӣ кард гетиро?!
Гетист, кай пазирад ҳамворӣ?!
Мастӣ макун, ки нангарад ӯ мастӣ,
Зорӣ макун, ки нашнавад ӯ зорӣ!
Шав, то қиёмат ояд, зорӣ кун,
Кай рафтаро ба зорӣ боз-орӣ?!
Озори беш з-ин гардун бинӣ,
Гар ту ба ҳар баҳона биёзорӣ!
Гӯйӣ гумошта-ст балое ӯ,
Бар ҳар ки ту дил ба ӯ бигморӣ!
Абре падид неву кусуфе не,
Бигрифт моҳу гашт ҷаҳон торӣ!
Фармон кунӣ ва ё накунӣ, тарсам,
Бар хештан зафар надиҳӣ боре.
То бишканӣ сипоҳи ғамон бар дил,
Он биҳ, ки май биёрию бигсорӣ!
Андар балои сахт падид оранд
Фазлу бузургмардию солорӣ!

Агар ин марсияро нек мавриди мулоҳиза қарор бидиҳем, чунин ба мушоҳида мерасад, ки дар он ҳуҷуми тӯфони ранҷи андӯҳу ғам на ин ки тасвир мегардад, балки фақат ҷонкоҳ будани он дар ин ҷаҳони нопойдор гӯшзад шуда, панду андарзу ҳикмат дар он мавқеъи бузург дорад ва рӯҳияву оҳанги онро ба вуҷуд меорад. Ҳарчанд Шиблии Нӯъмонӣ онро «дар фавти писари вазири аъзам сохта шуда» мегӯяд, мушаххасан кӣ будани он вазири аъзам маълум нашуд. Худи шоъир низ ном бурдани ӯро лозим намешуморад ва ба касе махсус хитоб намекунад. Хонандаву шунавандаи он марсия ҳам бидуни он ки кӣ будани шахси соҳибъазоро бидонад, дар зеҳни худ он эҳсоси ҳузнангезу ғамоварро эҳё гардонда, мехоҳад, ки ба шахси мусибатзада (ҳатто мусибатзадагони ҳамзамон ва ошнои худ ҳам) тасаллӣ диҳад ва оромие бахшад.

Рӯдакӣ беҳуда будани сӯзу гудоз, рӯканию мӯканӣ ва гиряву нолаи бепоён ва хастагарро бо далелҳои мантиқӣ ба исбот расонда, шахси мусибатзадаву азодорро бо суханони ҳакимона панду тасаллӣ медиҳад, ки

дар ин хел ҳолатҳо ба ҷуз сабру бурдборӣ чорае нест, зеро «Андар балои сахт падид оранд—Фазлу бузургмардию солорӣ!» Мусаллам аст, ки оҳанги фалсафӣ чунин марсияҳоро ба марсияҳои дилангез табдил дода, ба василаи ҷамъбасткунӣ алами онҳоро аз ҳодисаи шахсӣ ба воқеъияти ҷамъиятии дорои арзиши умумиинсонӣ мубаддал мегардонад. Ҷавҳару хамирмояи марсияҳои дигари Рӯдакиро низ, ки баъзе порча ва абёти парокандаи онҳо ба даст даромадаанд, ба ҷойи афсӯсу дареғ панду насиҳат, ибрат гирифтан аз нобасомониҳои рӯзгор, дар назар доштани ногузир будани марг барои ҳар кас ва аз ҳамин лиҳоз дар садади хайрхоҳи мардум будан ташкил медиҳад:

Миҳтарони ҷаҳон ҳама мурданд,
Маргро сар ҳама фурӯ карданд.
Зери хок -андарун шуданд онон,
Ки ҳама кӯшкҳо бароварданд.
Аз ҳазорон ҳазор ниъмату ноз
На ба охир ба ҷуз кафан бурданд!
Буд аз ниъмат он чӣ пӯшиданд,
В-он чӣ доданду он чиро хӯрданд!

Оҳанги оромона ва хулосаҳои фалсафӣ аз байтҳои дигари Рӯдакӣ ҳам ба гӯш мерасад, ки шояд аз марсияҳои дигари сурудаи ӯ бошанд:

Гӯспандему чаҳон ҳаст ба кирдори нағил,
Чун гаҳи хоб бувад, сӯйи нағил бояд шуд!

Воқеъан, дунё ҷойи муваққатист. Хоҳ-нохоҳ онро падруд бояд гуфт. Рӯдакӣ дар ҷойи дигар чунин хулосаи фалсафӣ мебарорад:

Ҷумла сайди ин чаҳонем, ай писар,
Мо чу саъва, марг бар сони заған!
Ҳар гуле пажмурда гардад з-ӯ, на дер,
Марг бифшорад ҳама дар зери ған!

Ҷолиби таваҷҷӯҳ аст, ки лаҳни бепарвоёна, оҳанги самимӣ, ҷамъбасткуниҳои фалсафӣ ва хулосабарориҳои ҳакимона сиришти ағлаби абёти марсияҳои Рӯдакӣ мебошанд. Танҳо дар хотир бояд дошт, ки ин ҷамъбасткуниҳо натиҷаи таҷрибаи ғанй ва дониши фаровони худи Рӯдакӣ мебошанд:

Ин ҷаҳон пок хобкирдор аст,
Он шиносад, ки дил-ш бедор аст!
Некии ӯ ба ҷойгоҳи бадист,
Шодии ӯ ба ҷойи тимор аст!
Чӣ нишинӣ бад-ин ҷаҳон ҳамвор,
Ки ҳама кори ӯ на ҳамвор аст?!
Дониши ӯ на хубу чеҳраш хуб,

Зишткирдори хубдидор аст!

Албатта, ин абёт мумкин аст аслан аз марсияе набошанду аз ягон қасидаи фалсафӣ бошанд, вале бо моҳияти худ ба марсияҳои ӯ хеле наздиканд, бинобар ҳамин, мо онҳоро дар ҷузви марсияҳои Устод Рӯдакӣ овардем.

Нуктаи дигаре, ки қобили зикр менамояд, он аст, ки Устод Рӯдакӣ барои ибрози марсия на фақат қолаби қасидаро ба кор мебурдааст. Барои изҳори дарду алам аз фавти ашхоси даъватӣ маргро лаббайк гуфта, қолаби рубоъиро низ устодона ва моҳирона истифода мекардааст, ки рубоъиъи зайл намунаи аълои онҳост:

Тақдир, ки бар куштанат озарм надошт,
Бар ҳусну ҷавонет дили нарм надошт.
Андар аҷабам зи ҷонситон, к-аз чу туе
Ҷон бистуду аз ҷамоли ту шарм надошт?!

Мутолаъаи рубоъӣ фикреро талқин менамояд, ки Рӯдакӣ онро дар марги ҷавоне хушсурату барно суруда будааст. Агар бо диққати том мулоҳиза намоед, бароятон ошкор мегардад, ки шоъири бузург дарди ҷудоиро аз як нафар ақрабои ҷавони хеш чӣ гуна дар камоли соддагӣ баён менамояд. Албатта, сӯгвории чунин ҷавони некрӯйи хубҷамол аз садоқати фаровон бархурдор аст. Аммо шоъири равшандили дурандеш зарур намедонад, ки ҷазаъу фазаъро ба тасвир бигирад.

Чунинанд баъзе мушоҳидаҳои мо роҷеъ ба марсияҳои бозмондаи Устод Рӯдакӣ.

## ҲАҶВУ МУТОЙИБОТИ РӮДАКӢ

Мавзӯъи ҳаҷву ҳазлу танзу шӯхӣ низ дар абёти боқимондаи Устод Рӯдакӣ вомехӯранд. Ба гуфти Саъид Нафисӣ, «аҳоҷии Рӯдакӣ дар миёни сойири ашъори ӯ бисёр кам аст, чунон ки дар миёни 1047 байт, ки аз ӯ монда, танҳо нӯҳ (9) байт дар ҳиҷост. Аз ин ҷо пайдост, ки шоъире бисёр ҳаҷву носазогӯ набудааст ва ин худ яке аз маҳосини бузурги ӯст».[151] Албатта, гуфтаи устоди пажӯҳишгар нисбист, зеро, чунончи муҳаққиқи дигари Рӯдакишинос Абдулғанӣ Мирзоев қайд менамояд, «мазмуни осори ҳаҷвии боқимондаи Рӯдакӣ асосан натиҷаи озурдагиҳои шахсии худи шоъир будааст. Дар мавзӯъи танқиди нодурустӣ ва разилатҳои ҳаёти ҷамъиятии асри худ мумкин аст Рӯдакӣ бисёр шеърҳои ҳаҷвӣ навишта бошад, ки то давраи мо нарасидаанд. Аммо дар ин қисмати осори ба даст даромадаи ӯ, мутаассифона, оид ба масъалаҳои ҳассоси ҳаёти ҷамъиятии асри Х чизе пайдо карда наметавонем».[152] Дар ин маврид ҳақ ба ҷониби Абдулғанӣ Мирзоев аст.

Устод Рӯдакӣ, масалан, ромишгареро, ки тарзи сурудхонии нофорами ӯ ба гӯши сомиъон бад мерасидааст, зарифона ҳаҷв мекунад, ки лабханду табассуми шунавандаро ба вуҷуд меорад. Маҳорати шоъир дар он аст, ки бидуни истифодаи ягон лафзи қабеҳ ва каломи зишт матлабро ифода менамояд. Танҳо вожаи «котура», ки маънои киноявиаш «дарди сар додан» аст, лаҳни ҳаҷвиро ба вуҷуд меорад. Дар асари А. Мирзоев «Абӯабдулло Рӯдакӣ» (саҳ.225) ва тарҷумаи русии он калимаи

---

**151. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ, саҳ. 441.
**152. А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 223.

«котура» дар шакли «котуза» чоп шудааст, ки дар захираи луғати форсӣ чунин калима вуҷуд надорад. Дар нашриѐҳои Тоҷикистону Маскав, ба ҷуз Амон Нуров, ҳама ин вожаро дар шакли «котуза» сабт кардаанд. Лафзи «котура» дар осори Манучеҳрӣ низ ба маънои «шефтасор», «саргашта» ва «ҳайрон» дучор меояд. Манучеҳрӣ мефармояд:

Он булбули котура барҷаста зи матмура,
Чун дастаи танбӯра гирад шаҷар аз ҷангал.

Байти ҳаҷвии Рӯдакӣ, ки мавриди баҳс аст, ин аст:

Ҳеч роҳат менабинам дар суруду руди ту,
Ҷуз, ки аз фарёду захмат халқро котура хост!

Дар байти дигар Устод Рӯдакӣ намуди зоҳирии шахси ҳаҷвнамудаи худро бо вожаҳои мураккаби «пушткӯж», яъне «букрӣ», «сартавил» ба маънои «тоссар» ва ташбеҳҳои «рӯй бар кирдори нил», яъне «кабуди сиёҳчатоб», ба сӯҳон монанд кардани соқ ва мисли устура, яъне поку, пиндоштани дандонҳояш тасвир мекунад:

Пушт кӯжу сар тавилу рӯй бар кирдори нил,
Соқ чун сӯҳону дандон бар мисоли устура.

Дигар, Рӯдакӣ дар мазаммати аспи худ, сифатҳои хандаовари он (аъвар-якчашма, кӯсаҷ-думу ёлбурида, ланг), яъне маъойиби он ва бар болои он мисли зоғи ало (калоғ) нишастани худи шоъирро дар зайл тасвир мекунад. Албатта, чунин байт маҳз барои ҳазлу шӯхӣ гуфта шуда бояд бошад, чунки мумкин нест, ки Рӯдакӣ барин шахси муътабаре, ки соҳиби дусад (дувист) ғулом буду чаҳорсад шутур дар сафарҳо сарвати ӯро мекашид, ба чунин аспе сару кор дошта бошад:

Бувад аъвару кӯсаҷу лангу пас ман
Нишаста бар ӯ чун калоғе бар аъвар!

Дар порашеъри поён хислатҳои пасту нанговари ҳаҷвшаванда фақат бо зикри сифати пасти ӯ (сифлаи дуну жакур, ки маънояш мумсику хасис аст) ба маърази мушоҳида гузошта мешавад. Сипас, ҳукми шоъир, ки ҳаргиз (!) ёд надоштани чархи фалак ин хел шахси мумсику хасисро таъкид менамояд ва ҳатто ба гуфти Рӯдакӣ, Хоҷа Абулқосим ном шахс, ки аз ақрабои ӯ буд, аз ҳолати нангини ӯ шарм дошта, рӯзи қиёмат ҳам аз зери хок сар намебарорад:

Чархи фалак ҳаргиз пайдо накард
Чун ту яке сифлаи дуну жакур!
Хоҷа Абулқосим аз нанги ту
Бар накунад сар ба қиёмат зи гӯр!

Ба Рӯдакӣ рубоъиеро нисбат медиҳанд, ки ба василаи зикри касби пасти падар ва пешаи муфтхӯрона ва нописандни модари шахси ӯро озордиҳанда ҳолати ҳаҷвии он каси номатлубро баён мекунад:

Он харпадарат ба дашт хошок задӣ,
Момот дафу дурӯя чолок задӣ.
Он бар сари гӯрҳо «Таборак» хондӣ
В-ин бар дари хонаҳо табуррок задӣ!

Қуръонхонӣ дар сари гӯри мурдаҳо ва дафу нақоразанӣ дар маъракаҳо ҳар ду ҳам касбҳои паст ба шумор рафта, дар айни замон яке бар дигаре муқобил буда, ба ҳам рост намеояд. Аммо падару модари шахси шоъирро озордиҳанда чунон берӯву бешарме ҳастанд, ки аз муқобили якдигар будани он ду пешаи паст ибо накарда, ба чунин корҳо машғуланд. Таборак хондан ва табуррок задан худ мазаммату ҳаҷв аст.

Ба ҳамин тариқ, дар абёту ашъори боқимондаи Рӯдакӣ, бо вуҷуди мавҷудияти баъзе байту қитъаҳои ҳазломезу ҳаҷвгуна, ҳаҷви иҷтимоъии сахт зананда ба назар намерасад.

Бо вуҷуди хеле кам боқӣ мондани осори ҳаҷвии Устод Рӯдакӣ, маълум мешавад, ки ӯ дар ҳаҷву ҳазл, шӯхиву мутоиба низ аз аввалин саромадони чунин навъи шеър дар адабиёти форсу тоҷик буда, адибони номии ҳаҷвнигор Мунҷик, Амъақ, Сӯзанӣ, Убайди Зоконӣ, Абдурраҳмони Мушфиқӣ, Шаҳоби Табрезӣ ва дигарон мактаби адабии Устод Рӯдакиро давом додаанд.

## РУБОЪИҲОИ РӮДАКӢ

Ҳоло дар ҳудуди 40—42 рубоъӣ ба қалами Устод Рӯдакӣ мансуб дониста мешавад. Холиқ Мирзозода бо номи «Рӯдакӣ ва такомулоти шакли назми рубоъӣ» мақолаи хосе нигошта,[153] дар рисолааш «Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ — асосгузори адабиёти классикии тоҷик» фикри худро дар ин мавзӯъ хеле тавсиъа додааст.[154] Аммо Саъид Нафисӣ роҷеъ ба рубоъиҳои Устод

Рӯдакӣ  алоҳида  таваққуф накарда, дар охир 43 рубоъиро, аз он ҷумла 7 рубоъии  нопурраро, ба номи Рӯдакӣ гирд  оварда, дар поварақ ишора мекунад:  «Бештари ин рубоъиҳо дар сафинаҳову китобҳои мутааххирин омадааст ва ба ҳамин ҷиҳат дар интихоби  онҳо ба  Рӯдакӣ шак дорам, чунон ки дар порае аз онҳо ________________________________

**153.Холиқ Мирзозода**. Рӯдакӣ ва такомулоти шакли назми рубоъӣ/Рӯдакӣ ва замони ӯ, Сталинобод, 1958, саҳ. 142-146.
**154. Холиқ Мирзозода**. Рӯдакӣ — асосгузори адабиёти классикии тоҷик, Сталинобод, 1958, саҳ. 22, 29, 47, 53-61.

каламоту таркиботу маъоние ҳаст, ки ба сухани Рӯдакӣ намемонад, аммо чун роҳи таҳқиқ бастааст, наметавон ҳукми қатъӣ кард».[155]

Сарфи назар аз он, ки асли рубоъиҳое, ки ба номи Устод Рӯдакӣ ҷамъ оварда шудаанд, масъалаҳои гуногуни зиндагӣ,  ишқу ҷавонӣ, ҳусну зебоӣ,васлу ҳиҷрон, лаззати нотакрори  чунин  ҳиссиёт,  васфи  баҳору шароб ва тарғиби одамгарӣ, ҳиммат, талқини хушгузаронии рӯзгор  ва  ситоиши бузургии  инсонро  бо  алфози  ибратомӯз, лаҳни  гуворо ва тобиши зебо таҷассум  мегардонанд:

Ай аз гули сурх ранг бирбурдаву бӯ,
Ранг аз пайи рух рабуда, бӯ аз пайи мӯ!
Гулранг шавад, чу рӯй шӯйӣ, ҳама ҷӯ,
Мушкин гардад, чу мӯ фишонӣ, ҳама кӯ!

Сухандони фарзона фақат аз истимоъи номи маҳбубаи хеш чунон ба ваҷд меояд, ки як курта гӯшт мегирад, дигар сӯҳбат дар ҳар бобат боиси малоли хотири ӯ мешавад:

Номат шунавам, дил зи фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад!
В-аз ғайри ту ҳар ҷо сухан ояд ба миён,
Хотир ба ҳазор ғам пароканда шавад!

Ба фикри Шамси Қайси Розӣ, Рӯдакӣ  нахустин ихтироъкунандаи вазни рубоъӣ будааст, ки менависад:  «Ва яке  аз  мутақаддимини шуъарои Аҷам, пиндорам, Рӯдакӣ… аз навъи  аҳрам ва  ахраби  ин баҳр  (яъне баҳри ҳазаҷ —**А. А**.) вазне тахриҷ кардааст, ки онро вазни рубоъӣ хонанд».[156] Музофиқи ҳамин ривоят, Рӯдакӣ дар Ғазнин бачагонеро мебинад, ки чормағзбозӣ мекарданд. Чолоктарину нишонгиртарини онҳо бо нидои «ғалтон-ғалтон ҳамеравад то буни гавз» ҳамаро  мебурд. Шоъирро вазни ҷумлаи мазкур мақбул омад. Онро вазни рубоъӣ қарор дод.

Аммо нахустин ихтироъкори рубоъӣ дар шеъри форсии тоҷикӣ будани Рӯдакӣ ба ҳақиқати таърихӣ рост намеояд, зеро рубоъӣ пеш аз Рӯдакӣ, ҳатто дар адабиёти қадими форсизабонон, вуҷуд дошт. Вале Устод

Рӯдакӣ дар таърихи адабиёти тоҷику форс гӯяндаи рубоъиҳои устодонаест, ки дар чаҳор мисраъ як ҷаҳон маънӣ, хусусан маъниҳои ҳакимона ва ошиқонаро ҷой медиҳад. Рубоъиҳои Рӯдакӣ дар зебоӣ, ҳаётдӯстӣ, халқият, самимият ва маҳкамии худ ҳамто надоранд:

Бе рӯйи ту хуршеди ҷаҳонсӯз мабод,
Ҳам бе ту чароғи оламафрӯз мабод!

---

155. **Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 518.
156. **Шамси Қайси Розӣ**. Ал-Мӯъҷам, саҳ. 112.

Бо васли ту кас чу ман бадомӯз мабод,
Рӯзе, ки туро набинам, он рӯз мабод!

Рубоъии зеринро шоъир бидуни истифодаи феъле сохтааст, вале дар он ба воситаи ягон-ягон пайдо шудани ашёи тасвиршаванда ва ташбеҳи онҳо ба чизҳои дигар ҳаракати муназзам ҳис карда мешавад:

Рӯят-дарёи ҳусну лаълат-марҷон,
Зулфат-анбар, садаф-даҳан, дур-дандон!
Абрӯ-киштию чини пешонӣ-мавҷ,
Гирдоби бало -ғабғабу чашмат-тӯфон!

Барҷастагии маънӣ, ҳаракати гуворо ва мазмуни пурраи шеър дар рубоъии поён ба воситаи саволу ҷавоб чун лаҳзаи драмавӣ дар шакли дилписанд ва басо динамикӣ ифода гардидааст:

Омад бари ман. Кӣ? Ёр. Кай? Вақти саҳар!
Тарсанда. Зи кӣ? Зи хасм. Хасмаш кӣ? Падар!
Додам-ш ду бӯса. Бар куҷо? Бар лаби тар!
Лаб буд? На! Чӣ буд? Ақиқ! Чун буд? Чу шакар!

Намунаи рубоъиҳои ҳакимонаи Устод ин аст:

Гар бар сари нафси худ амирӣ, мардӣ!
Бар кӯру кар ар нукта нагирӣ, мардӣ!
Мардӣ набувад фитодаро пой задан,
Гар дасти фитодае бигирӣ, мардӣ!

Абадияти ҳастӣ, фалсафаи некбинонаи ҳаёт ва панду андарз мундариҷаи ғоявии як бахши муҳимми рубоъиҳои Устод Рӯдакиро ташкил мекунад. Вале шоъир ҳеҷ гоҳ зудгузар будани айёми фараҳу айшро аз хотир намебарорад:

Норафта ба шоҳроҳи васлат гоме,

Ноёфта аз ҳусни ҷамолат коме,
Ногоҳ шунидам зи фалак пайғоме,
К-аз хуми фироқ нӯш бодат ҷоме!

Андешаҳои Устод Рӯдакӣ дар рубоъиҳояш ба василаи таъбирҳои мардумӣ, бозиҳои халқӣ ва мафҳумҳои роиҷ инъикос мегардад. Масалан. дар рубоъии зайл ба воситаи бозии кача (качабозӣ) аз бемурувватиҳои фалаки каҷрафтор лаб ба шиква кушодани шоъир ба мушоҳида мерасад:

Чархи каҷабоз то ниҳон сохт кача,
Бо неку бади доира дарбохт кача.

Ҳангомаи шаб гузашту шуд қисса тамом,
Толиъ ба кафам яке наяндохт кача!

Азбаски атрофиёни шоъир нисбат ба тақдири ӯ бепарво, чарх дағобозу муҳит носолим аст, қаҳрамони лирикии шоъир ба вартаи ғаму андӯҳ афтода, ғусса мехӯрад, ноилоҷ ба сарнавишти яъсовари хеш тан медиҳад ва ҷони хештанро гирифтори ҳасрат мебинад:

Чашам зи ғамат ба ҳар ақиқе, ки бисуфт,
Бар чеҳра ҳазор гул зи розам бишукуфт.
Розе, ки дилам зи ҷон ҳамедошт нуҳуфт,
Ашкам ба забони ҳол бо халқ бигуфт!

Ӯ эътироф мекунад, ки дар ишқи ҷонона сабру ақлу дилашро бохтааст, аммо аз ғами ошиқ, ки мисли кӯҳи Қоф гарон аст, дили ба санги хоро монанди маъшуқа заррае ҳам ташвиш намекашад:

Дар ишқи туам на сабр пайдост, на дил,
Бе рӯи туам на ақл барҷост, на дил!
Ин ғам, ки марост, кӯҳи Коф аст, на ғам!
Ин дил, ки турост, санги хорост, на дил!

Ошиқи шефта, бо ин ки ҷафову бераҳмии маъшуқаро таҳаммул мекунад, шод аз он аст, ки ҳатто ҳиҷрони ёр ӯро шодибахшу фараҳфазост, агар висоле ӯро насиб гардад, чун бошад? Вай инро дар тасаввури худ гунҷонда ҳам наметавонад. Бинобар ҳамин, нидо дармедиҳад:

Дар раҳгузари бод чароғе, ки турост,
Тарсам, ки бимирад аз фароғе, ки турост!
Бӯйи ҷигари сӯхта олам бигирифт,
Гар нашнидӣ, зиҳӣ димоғе, ки турост!

Ғами ҳаҷру фироқу шодмонии висол тору пуди рубоъиҳои Устод Рӯдакиро ташкил мекунад. Ба андешаи шоъир, ғами маҳбуба аз шодиву васли ӯ ҷонбахштар буда, худи ишқ ҳиссиёти наҷибест, ки ғаму фироқи он ҳам ба каси ошиқ лаззат мебахшад:

Бо он ки дилам аз ғами ҳиҷрат хун аст,
Шодӣ ба ғами туам зи ғам афзун аст!
Андеша кунам ҳар шабу гӯям: — Ё раб,
Ҳиҷрон-ш чунин аст, висолаш чун аст?!

Бале, Устод Рӯдакӣ дуруст мефармояд, ки ситами оламро ошиқи бечора мекашад:

Дар манзили ғам фитода мафраш моем
В-аз об ду чашм дил пуроташ моем!
Олам чу ситам кунад, ситамкаш моем,
Дасти хуши рӯзгори нох(в)аш моем!

Бо вуҷуди ҷавру ҷафои ҳамешагии дилбар, ошиқ аз ғайри ӯро дӯст доштан кори дигаре надорад:

Дил сер нагардадат зи бедодгарӣ,
Чашм об нагардадат, чу дар ман нигарӣ.
Ин турфа, ки дӯсттар зи ҷонат дорам,
Бо он ки зи сад ҳазор душман батарӣ!

Панду ҳикмат ва андарз, масоили ахлоқиву фалсафӣ мазмуни дигар рубоъиёти Устод Рӯдакиро ташкил мекунанд:

Бо дода қаноъат куну бо дод бизӣ,
Дар банди такаллуф машав, озод бизӣ!
Дар беҳ зи худӣ назар макун, ғусса махӯр,
Дар кам зи худӣ назар куну шод бизӣ!

Мулоҳизаи чанд рубоъӣ моро бар он медорад, ки Рӯдакиро аз устодон ва суннатгузорони рубоъӣ дар назми форсу тоҷик шуморем.

Шеъри Рӯдакӣ ба эътибори мазмун, ғоя, оҳангнокӣ, самимият, шаклу услуб, забон ва воситаҳои бадеъӣ ба адабиёти лафзии халқ қаробат дорад. Шоъир аз ин ганҷ, дар ҳақиқат, фаровон истифода мебарад. Ӯ «Калилаю Димна» ва «Синдбоднома» барин асарҳои халқиро ба риштаи назм кашидааст. Гуфторашро боибораю таъбирҳои халқӣ, мақолу зарбулмасалҳо зеб медиҳад. Бисёр ҳикматҳои ӯ ҳукми зарублмасалу мақолро гирифта, ба хазинаи эҷодиёти халқ ворид шудаанд. Рӯдакӣ таъриху асотири халқи моро хуб медонад. Ҳамаи инро барои образофаринӣ ва таъсири рӯҳонии шеъри худ чун восита кор мефармояд.

Ҳаминро низ гуфтан лозим аст, ки чистон навъи адабии соф фолклорист. Рӯдакӣ аввалин намунаҳои хуби китобии онро додааст. Масалан, дар чистони зайл бо мазоҳу ташбеҳҳо аломатҳои назарраси қаламро чунон баён мекунад, ки кас онро зуд ёфта метавонад:

Ланги раванда-ст, гӯш нею суханёб,
Гунги фасеҳ аст, чашм нею чаҳонбин!
Тезии шамшер дораду равиши мор,
Колбади ошиқону гунаи ғамгин!

Хулоса, аз абёти парокандаи боқимондаи Рӯдакӣ рангин будани эҷодиёту воло будани маҳорати шоъирии ӯ ҳувайдо мегардад.

## МАСНАВИҲОИ РӮДАКӢ

Дар таърихи адабиёти навини фору тоҷик Устод Абӯабдуллоҳ Рӯдакӣ аз аввалин бузургмардонест, ки маснавиҳои нағзе навишта, ин навъи адабиётро ба пояҳои баланд расондааст. Аз ин ҷиҳат, муҳаққиқони варзидаи Рӯдакишинос Паул Ҳорн, С. Айнӣ, С. Нафисӣ, Е. Э. Бертелс, А. Мирзоев, Рубен Леви, И. С Брагинский, А. Тоҳирҷонов дар асоси пажӯҳиши ашъори дастраси Устод Рӯдакӣ ба хулосае расидаанд, ки ӯ чандин маснавӣ суруда будааст. Аз гуфтори худи шоъир, муосирони ӯ ва ахбороти манбаъҳои адабӣ равшан мегардад, ки Устод Рӯдакӣ маснавиҳое бо номи «Калилаву Димна», «Синдбоднома» ва «Даврони Офтоб» таълиф карда будааст.

1. **«Калилаву Димна»** машҳуртарин маснавии Устод Рӯдакӣ буда, дар бораи он чунин маълумот мавҷуд аст: «Калилаву Димна» аслан моли ҳиндуҳо буда, бо номи «Панчатантара» ба забони санскрит мавҷуд будааст. Дар аҳди Хусрави Парвези Сосонӣ, ки чун Анӯшервони Одил (ҳукмр.531—579) машҳур буд, табиби эроние бо номи Барзуя онро аз забони санскрит ба забони паҳлавӣ гардондааст. Баъд аз солҳо адиби арабизабони эронӣ Ибн-ал-Муқаффаъ (724—759) «Калилаву Димна»-ро аз паҳлавӣ ба забони арабӣ баргардондаву таҳрираш кардааст. Баъдан, дар замони Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (941-—943), бо супориши вазири ӯ Абулфазли Балъамӣ, соли 933 ба забони дарӣ (тоҷики) гардонда шудааст. Сипас Балъамӣ ба Рӯдакӣ супориш дод, ки онро ба риштаи назм кашад. Дар ин бора Абӯмансури Саъолабӣ дар асари худ «Ғурар-ус-сияр», ки онро ховаршиноси фаронсавӣ Зотенберг саҳван тахти унвони «Ғурари ахбори мулук-ал-фурс» дар Париж чоп карда буд, чунин ахборот медиҳад: «Ин китоб (яъне «Калилаву Димна» — **А. А**.) ҳамчунон дар хазинаи подшоҳони форс нигоҳ дошта мешуд, то ки Ибн-ал-Муқаффаъ онро ба арабӣ гардонидаву Рудакӣ бо амри амир Наср ибни Аҳмад ба шеъри форсӣ кард».[157]

Аз Абӯмансури Саъолабӣ хеле пеш Абулқосими Фирдавсӣ роҷеъ ба пайдоиши «Калилаву Димна», ба Эрон оварда шудани он, ба арабӣ арзи вуҷуд карданаш ва онро ба риштаи назми форсӣ кашидани Рӯдакӣ дар мавриди тасвири замони Хусрави Анӯшервон менависад:

Набиштанд бар номаи хусравӣ,
Набуд он замон ҷуз хати паҳлавӣ.
Ҳаме буд бо арҷ дар ганҷи шоҳ,
Бад-ӯ носазо кас накардӣ нигоҳ.
Чунинаш ба тозӣ сухан ронданд,
Аз он паҳлавонӣ ҳамехонданд.
«Калила» ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ,
Бад-ин сон, ки акнун ҳамебишнавӣ.

---

**157. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 426.

Ба тозӣ ҳаме буд то  гоҳи Наср,
Бад-он гаҳ, ки шуд дар ҷаҳон шоҳи Наср.
Гаронмоя Булфазли дастури ӯй,
Ки андар сухан буд ганҷури ӯй,
Бифармуд, то порсии дарӣ
Бигуфтанду кӯтоҳ шуд доварӣ.
В-аз он пас бад-ӯ расму рой омадаш,
Бар-ӯ бар хирад раҳнамой омадаш.
Ҳаме хостӣ ошкору ниҳон,
К-аз ӯ ёдгорӣ бувад дар ҷаҳон.
Гузорандаро пеш биншонданд,
Ҳаме нома бар Рӯдакӣ хонданд.
Бипайваст гӯё парокандаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро.

Ҳамчунин, дар муқаддимаи «Шоҳномаи Абӯмансурӣ» омадааст: «...Чун шоҳи ҳиндувон, ки «Калилаву Димна» ва «Шоноқ» ва «Рому Ромин» берун овардаву чун Маъмуни писари Ҳорунаррашид маниши подшоҳон ва ҳиммати меҳтарон дошт, як рӯз бо меҳтарон иишаста буд, гуфт: «Мардум бояд, ки то андар ин ҷаҳон бошанд ва тавоноӣ доранд, бикӯшанд, то аз ӯ ёдгорӣ бувад, то пас аз марги ӯ номаш зинда бувад». Абдуллоҳи писари Муқаффаъ, ки дабири ӯ буд, гуфташ, ки аз Кисрои Анӯшервон чизе мондааст, ки аз ҳеч подшоҳ намондааст. Маъмун гуфт: «Чӣ монд?» Гуфт: «Номае аз Ҳиндустон биёвард, он гоҳ Барзуяи табиб аз ҳиндӯӣ ба паҳлавӣ гардонда буд, то номи ӯ зинда шуд миёни ҷаҳониён ва понсад хирвор хазина кард.» Маъмун он нома бихосту он нома бидид. Фармуд дабири хешро, то аз забони паҳлавӣ ба забони тозӣ гардонид. Пас амири саъид Наср ибни Аҳмад ин сухан бишнид, хуш омадаш. Дастури хеш - Хоҷа Балъамиро бар он дошт, то аз забони тозӣ ба забони порсӣ гардонид, то ин нома ба дасти мардумон-андар афтод ва ҳар касе даст бад-ӯ андар заданд ва Рӯдакиро фармуд, то  ба назм оварду «Калилаву Димна» андар забони хурду бузург афтод ва номи ӯ бад-ин зинда гашт ва ин нома аз ӯ ёдгорӣ бимонд. Пас чиниён тасовир андар афзуданд, то ҳар касро хуш ояд дидану хондани он».

С. Нафисӣ, баъди иқтибоси ин порча, меафзояд: «Ягона чизе, ки дар ин ҷо нодуруст аст, ин аст, ки дар ин дебоча навиштаанд, ки Абдуллоҳи писари Муқаффаъ дабири Маъмун буд. Рӯзбеҳи писари Додвейҳ (Додуя) аз мардуми шаҳри Ҷур, адиби бисёр номии Эрон, ки чун ислом оварда ба номи Абӯамр ва ба Абӯмуҳаммад Абдуллоҳ маъруф шудаву ба Абдуллоҳ Ибн-ал-Муқаффаъ маъруф будааст, дар ҳудуди соли 139 (756 — А.А.) кушта шудааст. Маъмун дар рабеъулаввали 170 (сентябри 786—А.А.) ба ҷаҳон омадаву аз 198 то 202 (814—817) хилофат кардааст. Бад—ин гуна, Ибни Муқаффаъ 31 сол пеш аз валодати Маъмун ва 59 сол пеш аз оғози хилофати вай кушта шудааст, мумкин нест, ки дабири Маъмун буда бошад. Ин хато аз ин ҷост, ки Ибни Муқаффаъ «Калилаву Димна»-ро аз тарҷумаи паҳлавӣ ба тозӣ баргардондааст».[158] Дигар ҳамаи ахбороти дебочаи «Шоҳномаи Абӯмансурӣ» дуруст аст.

Чизе дигаре, ки маълум аст, он аст, ки «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ дар вазни рамали мусаддаси мақсур таълиф шудааст, ки аркони он ба **фоъилотун** ( — У — —) **фоъилотун** ( — У — —) **фоъилон** (— У~ ) баробар аст ва аз он то кунун 129 байт ба даст омадааст.

Ағлаби пажӯҳишгарон бар сари ин ақидаанд, ки достони Устод Рӯдакӣ аз нахустин достонҳои ахлоқист, ки дар вақташ аз 12 ҳазор байт иборат будааст. Баъзеҳо то 18 ҳазор байт гуфтаанд ҳаҷми ин маснавиро.

Дар бораи замону макони пайдоиши «Калилаву Димна» донишманди номӣ Ризозода Шафақ чунин ақида дорад: «Ибни Муқаффаъ бисёре аз китобҳои паҳлавиро ба арабӣ тарҷума кард ва худ низ дар илму адаб таълифоте намуд. Муҳимтарини тарҷумаҳои вай аз забони паҳлавӣ «Калилаву Димна» аст, ки ҳанӯз боқист ва аз беҳтарин китобҳои адабии арабӣ ба шумор меравад».[159] «Асли ин достони маъруф дар замони Сосониён аз забони ҳиндӣ ба паҳлавӣ нақл шуда, баъд Абдуллоҳ ибни Муқаффаъ онро аз паҳлавӣ ба арабӣ тарҷума намуд. Гарчи «Калила»-и Ибни Муқаффаъро дар давраи Сомонӣ ба форсии манзум ва мансур даровардаанд, вале он аз миён рафту танҳо ашъоре аз «Калила»-и манзуми Рӯдакӣ боқӣ монд... «Калила»-и ҳозир, ки гузашта аз асли ҳиндӣ ду-се ҳикояти эронӣ ва исломӣ бар он афзуда шуда, тарҷумаи Абулмаъолӣ Насруллоҳ ибни Муҳаммад Абдулҳамид — аз фузалои он замон аст аз «Калила»-и Ибни Муқаффаъ ва он дар авосити қарни шашум, яъне дар давраи салтанати Баҳромшоҳи Ғазнавӣ 512-547/1118- 1152 — А. А.) ба амсолу ашъоре ба форсӣ ва арабӣ бар он афзуд ва, алҳақ, насри матин ва шевое бар кор бурд, чунон ки онро метавон аз китобҳои адабӣ дар забони форсӣ шумурд».[160] Боз ҳам ӯ менависад: «Яке аз осори муҳимми Рӯдакӣ манзумаи «Калилаву Димна» буд, ки асли онро донишманди эронӣ Ибни Муқаффаъ аз паҳлавӣ ба арабӣ нақл карда буд. Ин манзума аз миён рафтаву абёте аз он дар китоби «Фарҳанги Асадии Тӯсӣ» ва китобе мавсум ба «Туҳфат-ул-мулук» ба мо расидааст. Рӯдакӣ дар муқобили ин хидмат аз шоҳ инъом дидаву сила ёфта ва бинобар байте, ки ба Унсурӣ нисбат дода шуда, чиҳил ҳазор дирам бигирифт».[161]

Шиблии Нӯъмонӣ низ тақрибан ҳамин гуна андеша меронад: «Калилаву Димна» ибтидо аз санскирт ба порсӣ тарҷума шуда, лекин вақте

ки Абдуллоҳ ибни Муқаффаъ онро ба арабӣ тарҷума кард, нусхаи порсии он ба куллӣ аз равнақ афтоду бад-ин ҷиҳат Наср ибни Аҳмад Сомонӣ амр кард ба Рӯдакӣ, ки онро дар форсӣ ба ҳуллаи назм биёварад».[162] Байти Унсурӣ, ки чиҳил ҳазор дирам аз меҳтари худ ато

**158. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 427.
**159. Ризозода Шафақ**. Таърихи адабиёти Эрон, Теҳрон, 1369, саҳ. 236.
**160.** Ҳамон ҷо, саҳ. 236.
**161.** Ҳамон ҷо, саҳ. 53.
**162. Шиблии Нӯъмонӣ**. «Шеър-ул-Аҷам» ё таърихи шуъаро ва адабиёти Эрон, тарҷ.Муҳаммадтақӣ Фахри Доъии Гелонӣ, Теҳрон, 1368, саҳ. 24.

гирифтани Рӯдакиро ба хотир меовард, ин аст:

Чиҳил ҳазор дирам Рӯдакӣ зи меҳтари хеш
Ато гирифт ба назми «Калила» дар кишвар.

Аслан андешаи Унсурӣ аз он байти худи Рӯдакӣ ибтидо мегирад, ки дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» баён доштааст:

Бидод мири Хуросон-ш чил ҳазор дирам,
Дар ӯ фузунии як панҷ мири Мокон буд.

Забеҳуллоҳи Сафо мефармояд: «Муҳимтарин асари Рӯдакӣ, ки акнун ҷуз абёти парокандае аз он боқӣ намонда, «Калилаву Димна»-и манзум аст».[163]

«Калилаву Димна», ки таълифаш соли 320/932 оғоз гардида, соли 325/937 ба итмом расидааст, маҷмӯъи қиссаю ҳикоятҳои пандомезест, ки аз забони ҳайвонот нақл шуда, масъалаҳои муҳимми ахлоқию иҷтимоиро дар бар мегирад. Рӯдакӣ «Калилаву Димна»-ро асосан аз рӯйи тарҷумаи тоҷикии Балъамӣ ба риштаи назм кашида бошад ҳам, дар он ҳикмати омӯхта ва таҷрибаи андӯхтаи хешро дарҷ намудааст. Аз 12 ҳазор байти ин шоҳасари Устод Рӯдакӣ холо як саду панҷоҳ байт боқӣ мондааст.

Маснавии мазкур асари панду ахлоқӣ буда, дар он масъалаҳои тарғиби ахлоқи пок, одамгарӣ, дӯстӣ, рафоқат, дониш ва, баръакс, мазаммати нуқсонҳои инсонӣ ва иллатҳои ҷамъиятӣ тасвир мешавад. Ба ақидаи Устод Рӯдаки, барои пеш рафтани инсон ду чиз аз ҳама зарууртар аст: омӯхтани таҷрибаи зиндагӣ ва ба даст овардани илму дониш. Аммо сарчашмаи муваффақиятҳои шахсии одам ба кӯшиши мақсадноки ҳамешагӣ, сабру тоқат ва солорию бурдборӣ вобаста мебошад. Дар «Калилаву Димна»-и худ Устод Рӯдакӣ ягонагии дониши инсоният, иштироки халқҳои гуногуни дунё дар кори ба вуҷуд овардани хазинаи маданият, ҳамеша дар такомул будани илм ва чун нури маърифат дилҳоро мунаввар гардондани онро таъкид менамояд ва дар айни замон донишро аз ҳама бадиҳо ҷавшан мешуморад:

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас набуд аз рози дониш бениёз.

Мардумони бихрад андар ҳар замон
Рози донишро ба ҳар гуна забон
Гирд карданду гиромӣ доштанд,
То ба санг-андар ҳамебингоштанд.
Дониш андар дил чароғи равшан аст
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст!

---

**163. Забеҳуллоҳи Сафо**. Таърихи адабиёт дар Эрон ва дар қаламрави забони порсӣ, ч. I, Теҳрон, 1371, саҳ. 370.

Достони «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ бо байти пурҳикмати зерин шурӯъ мешудаст:

Ҳар ки н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеч н-омӯзад зи ҳеч омӯзгор!

Ин байт, ки дорои санъати бароати истиҳлол аст, мазмуни ахлоқии достони «Калилаву Димна»-и Устод Рӯдакиро рӯшан нишон медиҳад.

А. М. Мирзоев, баъди иқтибоси панҷ байти боло, дучор нашудани мазмуни он байтҳоро дар «Калилаву Димна»-и Абулмаъолии Насруллоҳ гӯшзад намуда, қайд мекунад: «Масъалаи дар тарҷума ба манзури асли «Калила ва Димна» ба куллӣ пайравӣ накарда, баъзе масъалаҳои ахлоқиро ба он илова кардани Рӯдакӣ як амри табиъист. Замони зиндагии шоъир як давраи бедории фикри миллӣ—халқӣ буд, ҳар як шахси пешқадам кӯшиш менамуд, ки аз ифтихороти гузаштаи халқи худ ҳар чизеро, ки медонад, зинда гардонад ва ҳар амалиётеро, ки ба фикри ӯ сабаби рушду пешрафти мардуми замон мегардад, ташвиқ намояд. Дар тарҷумаи «Таърихи Табарӣ» айнан ҳамин роҳро пеш гирифтани Балъамӣ, яъне дар вақти тарҷима ба мазмуни аслии китоб аз ифтихороти гузаштаи халқҳои эронинажод хеле чизҳоро илова кардани ӯ дурустии ин ҳақиқатро комилан тасдиқ мекунад».[164] Мо пурра ба ин ақидаи А. М, Мирзоев розӣ ҳастем.

Сабаби ҳар гуна зикр шудани миқдори абёти бадастомадаи маснавии «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ (115, 120, 129, 150 байт) он аст, ки дар вақтҳои гуногун гуфта шудаанд ва рақамҳо ҳолати ҳамонрӯзаи «Калилаву Димна»-и Рӯдакиро ифода мекунанд. Мумкин аст, ки бо мурури замон миқдори ин абёт боз ҳам афзояд.

Соли 1958 дар шумораи даҳуми маҷаллаи «Шарқи Сурх» мақолаҳои Шарифҷон Ҳусейнзода «Рӯдакӣ ва фолклори тоҷик» (с. 79—97) ва Ғазанфар Алиев «Дар бораи «Калила ва Димна»-и Рӯдакӣ» (с. 117—126) ба табъ расида буд. Шарифҷон Ҳусайнзода дар мавриди ба ҳам рост омадани порчаҳои достони «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ ва асари мансури Абулмаъолии Насруллоҳ «Калилаву Димна»-ро зикр мекунад, ки дутои онро меорем. Дар ҳикояти бӯзинагони асари Абулмаъолии Насруллоҳ сабт гардидааст: «Шабе чун осии рӯзи маҳшар боди шамол инон баркушодаву рикоб гарон карда даромад ва бар бӯзинагон шабохун кард. Бечорагон аз сармо ранҷур шуданд,

панохе биҷустанд, ногоҳ кирми шабтобе ёфтанд дар тарафе афтода, гумон бурданд, ки оташ аст, ҳезум гирд карданду бар он ниҳоданд».

Аз Рӯдакӣ:

Шаб. Зимистон буд. Каппӣ сард ёфт,
Кирмаки шабтоб ногоҳе битофт.

---

164. **А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 167.

Каппиён оташ ҳаме пиндоштанд,
Пуштаи ҳезум бад-ӯ бардоштанд.

Дар боби «Ҳамомаи мутаваққа» мехонем: «Дар дунё ҳеч шодӣ чун суҳбату муҷоласати дӯстон несту ҳеч ғам ба фироқи дӯстону фақди бародарон баробар натавонад буд».

Дар «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ мехонем:

Ҳеч шодӣ нест андар ин ҷаҳон
Бартар аз дидори рӯйи дӯстон!
Ҳеч талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар!

Ғазанфар Алиев роҷеъ ба макони пайдоиши «Калилаву Димна», дар замони Анӯшервон ба Эрон оварда шудани он ва ба арабӣ онро баргардондани Ибни Муқаффаъ бо амри Абулфазл Балъамӣ ва ба назми порсии дарӣ онро нақл кардани Рӯдакӣ таваққуф намуда, 13 порчаи аз як хел манбаъ сарчашма гирифтани асари Ибни Муқаффаъ ва маснавии Рӯдакиро ба исбот мерасонад. Фақат абёти Рӯдакиро бо порчаҳои тарҷумаи русии «Калилаву Димна»-и арабии ибни Муқаффаъ муқоиса менамояд. Масалан, дар боби «Шер ва барзагов» Добшалим Байдоби файласуф бо хоҳиши подшоҳи Ҳинд чунин тамсил мегӯяд: «Дар мулки Дастебо як савдогари давлатманде буд, ки се писар дошт, ки аз исроф кардани сарвати падар ибо намекарданд. Ба онҳо падар панд медод: «Кас агар пулро сарфа карда, ба зиёд намудани он кӯшише накунад, харҷи кам низ боиси камбудии сармоя мегардад, чунончи аз сурмадон сурмаро ҳарчанд чун гард мегиранд, вале бо вуҷуди ин, он ба зудӣ тамом мешавад. Рӯдакӣ менигорад:

Доштӣ он тоҷири давлатшиъор
Сад қатори сор андар зери бор…
Гарчи ҳар рӯз андаке бардорадаш,
Бофдам рӯзе ба поён орадаш…
Ҳамчунон сурма, ки духти хубрӯй
Ҳам ба сони гард бардорад зи рӯй.

Ё чун шер нахустин бор овози бадҳайбати барзаговро мешунавад, аз тарс меларзад ва аз Димна чӣ будани онро мепурсад. Димна чӣ будани онро ба ӯ мегӯяд ва меафзояд: «Гуфтаанд, ки банди сустро об мебараду дили заъифро овози баланд». Рӯдакӣ ин мазмунро чунон моҳирона ба назм кашидааст, ки як будани манбаъи он ва асли арабии «Калилаву Димна»-и Ибни Муқаффаъро пай бурдан душвор нест:

Димнаро гуфто, ки то ин бонг чист,
Бо ниҳебу саҳм ин овои кист?!

Димна гуфт ӯро: «Ҷуз ин ово дигар
Кори ту на ҳасту саҳме бештар!
Об ҳар чи бештар нерӯ кунад,
Банду варғи сустбуда бифканад.
Дил гусаста дорӣ аз бонги баланд,
Ранҷаке бошад-ту озору газанд!»

Вақте ки Димна бо Шатраба сӯҳбат мерояд, Шатраба шикоят мекунад, ки тамаъкорӣ ва хомтамаъӣ моро ба водии саргум андохта, роҳро аз ҳар сӯ бароямон бастаанд, мисли занбӯре, ки дар гулӯгоҳи кӯзача ғофилбанд шуда мемонад. Занбӯр бӯйи асалро шунуфта маст мегардад ва роҳи наҷоти худро намеёбад, то ин ки ба даруни кӯзача афтода нобуд мешавад. Рӯдакӣ ҳамин мазмунро чунин ифода мекунад:

Ҳамчунон капте, ки дорад ангабин,
Чун бимонад достони ман бар ин?!
Хушаш омад сӯйи нилуфар шитофт.
Капт ногаҳ бӯйи нилуфар биёфт.
В-аз бари хушбӯйи нилуфар нишаст,
Чун гаҳи рафтан фароз омад, биҷаст.
То чу шуд дар оби нилуфар ниҳон.
Ӯ ба зери об монд аз ногаҳон.

С. Нафисӣ 22 мавриди (29 байт) рост омадани абёти Рӯдакӣ бо «Калилаву Димна»-и Абулмаъолии Насруллоҳро қайд кардааст.[165]

Устод Рӯдакӣ дар «Калилаву Димна» борҳо тарафдори сулҳ, оромӣ ва оштӣ буданашро иброз медорад. Ба ақидаи ӯ, сухани ором душманро дӯст мегардонад:

Он-к-ро донам, ки ӯям душман аст
В-аз равони пок бадхоҳи ман аст.
Ҳам ба ҳар гаҳ дӯстӣ ҷӯям-ш ман,
Ҳам сухан б-оҳистагӣ гӯям-ш ман.

2. **«Синдбоднома»** маснавии дигарест, ки Рӯдакӣ дар баҳри рамали мусаддаси мақсур сурудааст. Агар таърихи итмоми «Калилаву Димна»-и шоъирро 325/937 ва фавти ӯро 329/941 шуморем, метавон ҳадс зад, ки Рӯдакӣ шояд достони «Синдбоднома»-ро қабл аз маснавии «Калилаву Димна» ба назм даровaрда бошад. Достонҳои «Калилаву Димна» ва «Даврони Офтоб»-ро айни як асар ва ин ду унвонро номи як маснавӣ пиндоштани И. С. Брагинский[166] шояд ҳамин дар охирҳои умраш офарида шудани достони «Калилаву Днмна» - и Устод Рӯдакӣ бошад.

---

**165. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 431- 432.
**166. И.С.Брагинский.** Текстологические примечания/Рудаки.Стихи, М., «Наука», 1964, стр.480.

Возеҳ намудани номи маснавии марбут ба Синдбоди Рӯдакӣ низ басе душвор ва, ҳатто, ғайримумкин аст, ки он чӣ бошад: «Синдбоднома» ё «Китоби Синдбод» ва ё «Қиссаи Синдбод» ва ғайра. Вале сарфи назар аз ин ҳама, «Синдбоднома»- и Устод Рӯдакӣ аз осори пурарзиши замон ба шумор мерафт. Ин асар достоне буд дар бораи шоҳзода ва ҳафт вазир, ки асли он аз манобеъи ҳиндӣ гирифта шуда, ба насри порсии миёна, арабӣ ва форсии нав даромада, аз ин асари ҳамосӣ фақат чанд байт шеър боқӣ мондаасту бас».[167] Нахустин бор Паул Ҳорн соли 1897 дар асоси мушоҳидаи Т. Нёлдеке ба хулосае омада буд, ки Рӯдакӣ осори «Синдбоднома»-ро низ назм карда будааст ва ин ду дар ҳақиқат аз ҳикояти дувуми шаби чаҳоруми китоби «Алфа лайла ва лайла» мебошад:

Гуфт: «Ҳангоме яке шаҳзода буд,
Гавҳариву пурҳунар, озода буд.
Шуд ба гармоба дарун як рӯз ғӯшт,
Буд фарбеҳу калону хубгӯшт…»

Соли 1966 донишманди тоҷик Ҷумъабой Азизқулов таҳти унвони «Муносибати «Синдбоднома»-и Заҳирӣ бо абёти Рӯдакӣ»[168] мақолае мунташир намуда, ба таҳқиқ овард, ки байтҳои нақлшудаи Рӯдакӣ ба ҳафт ҳикояти «Синдбоднома»-и Заҳирии Самарқандӣ, ки соли 555 (1160) танзим гардидааст, баробар меоянд. Сипас, соли 1972, Ҷ. Азизқулов дар яке аз ҷаласаҳои «Солонаи Рӯдакӣ» гузориш дода, иброз намуд, ки алҳол чиҳил байти «Синдбоднома» - и Рӯдакӣ маълум буда, ҷойи 18 байти он аниқ аст. Ҷ. Азизқулов абёти Рӯдакиро бо нашри танқидии «Синдбоднома»-и Заҳирии Самарқандӣ, ки соли 1948 дар Истонбул ба эҳтимоми эроншиноси турк шодравон Аҳмади Оташ ба табъ расидааст, муқоиса намуда, ба ин хулоса омадааст. Ин хулосаи муҳаққиқ бисёр муҳим аст. Аввалин порчаи аз «Синдбоднома» пиндоштаи Т. Нёлдеке ва П. Ҳорн дар асл ба ҳикояти «Зани соҳибҷамол бо марди баққол» рост меояд, ки дар таҳрири Рӯдакӣ чунин омадааст:

Он гурунҷу он шакар бардошт пок

В-андар он дастори он зан баст хок.
Он зан аз дӯкон фуруд омад чу бод,
Пас фаларзангаш ба даст- андар ниҳод.
Мард бикшод он фаларзаш, хок дид,
Кард занро бонгу гуфташ: «Ай палид!..

Дар «Синдбоднома»-и Заҳирӣ мехонем: «..гӯшаи чодар бикшоду турунҷу шакар баргирифту порае хок дар чодар баст. Чун кор ба анҷом расиду шуғли хилват ба итмом анҷомид, зан батаъҷил аз дӯкон берун

**167. Рудаки.** Стихи, М., «Наука», 1964, стр. 480.
**168. Армуғони олимони ҷавон**, Душанбе, «Дониш», 1966, саҳ. 53-60.

омаду роҳи хона баргирифту чодар ҳамчунон баста пеши деҳқон ниҳод. Деҳқон гӯшаи чодар бикшоду нигоҳ кард, қадре хок дид дар вай баста, гуфт: «Ай зан, хок мебинам!...» (с. 131).

Ҷ. Азизқулов се байти парокандаи зерини Рӯдакиро ба ҳам пайваст дониста, қаробати онҳоро бо ҳикояти «Гандапир ва марди ҷавон бо зани баззоз» гӯшзад менамояд, ки мо комилан бо ӯ мувофиқ ҳастем:

То ба хона бурд занро бо дилом,
Шодмона зан нишасту шодком.
Пас шитобон омад инак пирзан,
Рӯй як сӯ, коға карда хештан.
Андар омад мард бо зан чарб-чарб,
Гандапир аз хона берун шуд ба тарб.

Заҳирӣ ҳикоятро чунин менигорад: «(Гандапир) аз ин турраҳои мумавваҳу музахрафоти музаввар чандон эрод кард, ки зан бад-он розӣ шуд, ки дарвақт бираваду ӯро бибинад... Гандапир гуфт, ки то ман мутолаъа бикунам, ки дар хона ҳозир аст ё не, таваққуф кун. Пас ба наздики ҷавон рафту гуфт: «Муҳайё бош вусули мақсуд вуруди матлубро». Он гоҳ наздики зани баззоз рафту гуфт: «Хез, то бо толеъи саъду фоли фархунда ба наздики ҳаким равем.» Пас бар меъоде, ки ниҳода буд, ба хонаи ҷавон омаданду замоне ғаму шодӣ гуфтанду бисоти мубосатат бигустарданду ҳиҷоби муҷонабат аз миён бардоштанд. Ва чун соъате баромад, гандапир бо баҳонае аз хона берун омаду ҳар дуро дар хона ба салвату халват бигзошт» (с. 252—253).

Чунон ки мушоҳида мекунед, дар қаробати порчаҳои мазкури Рӯдакӣ ва Заҳирӣ шакке буда наметавонад.

Чунин ба назар мерасад, ки маснавии «Синдбоднома»-и Рӯдакӣ аз достонҳои арзишманди ахлоқӣ ва омӯзишӣ тадвин гардида, аз панду андарз шодоб буда, бо сабки олӣ нигошта шуда будааст. Сад дареғ, ки ин ҳама ганҷи башарият аз байн рафтааст! Аммо умедворем, ки бо саъю кӯшиши ҳамагон боз абёту порчаҳои нав ба нави Устод Абӯабдуллоҳ Ҷаъфари Рудакӣ ҳар чи бештар дастрас хоҳанд шуд. Шояд суроғи «Синдбоднома»-и Хоҷа

Амид Абулфавориси Фанорӯзӣ, ки соли 339/950 аз паҳлавӣ ба форсии дарӣ гардонда шуда буд, низ пайдо гардад. Ай кош!

**3. «Даврони Офтоб».** Аз чунин маснавӣ доштани Устод Рӯдакӣ нахустин бор муаллифи «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» Мир Ҷалолиддин Ҳусайн Ибни Фахриддин Ҳасан Инҷуи Шерозӣ, ки фарҳангашро соли 1017/1608 ба итмом расондааст, хабар медиҳад: «Устод Рӯдакӣ дар китоби «Даврони Офтоб» гуфта:

Аз Хуросон парвази товусфаш
Сӯйи Ховар мешитобад шоду каш.

Мехр, дидам, бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯйи Ховар мешитофт.»[169]

С.Нафисӣ чунин достон доштани Устод Рӯдакиро рад мекунад. Ӯ аввал менависад: «Шояд он маснавии «Даврони Офтоб», ки «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» ба Рӯдакӣ нисбат дода, ҳамон тарҷумаи манзуми «Синдбод» буда бошад ва ё ин ки баъзе ҳикояти «Синдбод»-ро Рӯдакӣ дар манзумаи «Калилаву Димна»-и хеш гунҷонидааст. Дар ҳар ҳол, он чи мусаллам аст, ин аст, ки баъзе аз мазомину матолиби китоби «Синдбод» дар миёни ашъори баҳри рамали Рӯдакӣ дида мешавад. Агар «Даврони Офтоб» ба ҷуз «Калилаву Димна»-ву «Синдбоднома» буда бошад, зоҳиран ӯ се манзумаи баҳри рамал доштааст». Баъд ӯ дар «Такмила»-и асараш махсусан таъкид менамояд: «Дар саҳифаи 427 ва 235, бинобар гуфтаи муаллифи «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» ва «Фарҳанги анҷуманорои Носирӣ» ин нуктаро овардаам, ки Рӯдакӣ як маснавӣ ба исми «Даврони Офтоб» доштааст. Дар он мавқеъ мутаваҷҷеҳ набудам, ки ин нукта ба ҳеҷ ваҷҳ дуруст нест, зеро гузашта аз ин ки бисёр дур менамояд Рӯдакӣ номи яке аз маснавиҳои худро «Даврони Офтоб» гузошта бошад ва калимаи «Даврон»-ро, ки дар он замон чандон ройиҷ набудааст, дар номи китобе ба кор бурда бошад ва таркиби «Даврони Офтоб» барои маснавӣ муносибат надорад ва бештар бо китобе дар ахтаршиносӣ ё коиноти ҷавв муносиб аст. Шеъре, ки дар он ҷо шоҳиди калимаи «барваз» овардаанд, ба ҳамон вазни «Калилаву Димна» ва «Синдбоднома»-и Рӯдакист. Далели ин иштибоҳ ин аст, ки ин шеър:

Аз Хуросон барвази товусваш
Сӯйи Ховар мехиромад шоду каш.

дар бораи рафтани офтоб аз Хуросон (машриқ) ба Ховар (мағриб) аст ва пайдост дар китоби дигаре, ки марҷаъи муаллифи «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» будаву муаллифи «Фарҳанги анҷуманорои Носирӣ» аз он гирифтааст, дар садри ин байт чизе монанди ин тавҷеҳ: «Рӯдакӣ дар даврони офтоб, яъне барои сайру ҳаракати офтоб гуфтааст» ва муаллифи «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» «Даврони Офтоб»-ро яке аз маснавиҳои Рӯдакӣ пиндоштааст».[170] М. Занд

«Даврони Офтоб»-ро бо «Синдбоднома» як маснавӣ медонад.[171] Вале А. Мирзоев дуруст гӯшзад менамояд, ки мавзӯъи китоби «Даврони Офтоб» тасвири сайри офтоб ва масоили ба ҳамин алоқаманд будааст, ки он ба мундариҷаи достони «Синдбод» наздикие надорад.[172]

Мо бар он ақидаем, ки достони «Даврони Офтоб» маснавии ҷудогонаи Устод Рӯдакӣ, ғайр аз «Калилаву Димна» ва «Синдбоднома»

---

**169. Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ**, ч. 1, Машҳад, 1359/1980, саҳ. 946.
**170. Саъид Нафисӣ,** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 435; 551.
**171. М. И. Занд.** Шесть веков славы, М., 1964, стр. 65.
**172. А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 169.

буда, ин се маснавӣ дар як вазн иншо гардидаанд.

Мавзӯъи «Даврони Офтоб» сипеҳршиносӣ, ҷуғрофия ва ё нуҷум буданаш ҳам ҷойи таъаҷҷуб надорад, зеро пизишки ҳамзамони Устод Рӯдакӣ -Ҳаким Майсарии Суғдӣ асари худ «Донишнома»-ро доир ба тиб дар байни солҳои 367—380 (977—990) таълиф кардаст, ки он ҳам ба назм буда, ҳовии 4500 байт аст ва, хушбахтона, акнун мунташир ҳам гардидааст. Ба андешаи мо, дар мавзӯъҳои илмӣ асарҳои манзум навиштан маҳз аз маснавии Устод Рӯдакӣ «Даврони Офтоб» ба ҳукми анъана даромадааст.

Фақат чаҳор байти поёнро аз маснавии «Даврони Офтоб» шуморем ҳам, маълум мегардад, ки он дар воқеъ роҷеъ ба ҳаракати офтоб, мавқеъи ҷой гирифтани бурҷи ҷавзо, ки номи тоҷикии он «барра» зикр шудааст, аз хуршедбаро, яъне Хуросон ба тарафи Ховар, ки ба маънии машриқ аст, шитофтани меҳр, ки номи дигари офтоб аст, дар нимрӯзон, яъне нисфи рӯз, бар болои сар рост омадан ва бегоҳӣ- дар офтобнишин нопадид гаштанаш, яъне аз Хуросон ба Ховар (мағриб) расида, аз чашмҳо ноаён гардиданаш ва, ҳамчунин, дар фасли баҳорон сабз гардидани ҷаҳон (рӯйи гетӣ) сухан меравад:

Аз Хуросон парвази товусваш
Сӯйи Ховар мешитобад шоду х(в)аш,
К-Офтоб ояд ба бахшаш зӣ бара,
Рӯйи гетӣ сабз гардад яксара!
Меҳр, дидам, бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯйи Ховар мешитофт.
Нимрӯзон бар сари мо баргузашт,
Чун ба Ховар шуд, зи мо нодид гашт.

Ин байт ҳам, яқин, аз маснавии «Даврони Офтоб» аст:

Ахтаронанд, осмоншон ҷойгоҳ,
Ҳафт тобанда давон дар дуву доҳ.

Маънии байт он аст, ки ахтарон, яъне ситораҳо, дар фалак ҷой гирифта, ҳафт тобанда, ки ҳафт сайёраи машҳур (Моҳ, Аторуд, Зуҳра, Хуршед,

Миррих ё Баҳром, Муштарӣ, Зуҳал ё Кайвон)-анд, дар гирди замин доимо чарх зада (давон буда), дар давоми як сол мувофиқ дар дувоздаҳ бурҷи фалакӣ ҷой гирифтанашон фаслу моҳҳои солро барқарор мегардонад. Маънои «ду» равшан аст. Аммо «доҳ» шакли дигари «даҳ» буда, бо тақозои вазну қофия чунин суратро гирифта, дар байти дигар ба сурати аслии худ (Ҳафт солор, к-андар ин фаланд, — Ҳама гирд омаданд дар дуву даҳ) истифода шудаанд.

Устод Рӯдакӣ, бар замми ин се маснавӣ, маснавиҳои дигаре ҳам доштааст. Аз байтҳои парокандае, ки дар фарҳангҳо ва китобҳои таъриху адаб сабт шудаанд, маълум мегардад, ки ӯ муаллифи шаш маснавии дигар будааст, ки ба ҷуз вазни онҳо дигар аз мазмуну муҳтаво, ному таърихи эҷод ва ҳаҷмашон ҳеч чизи дигар маълум нест. Ин маснавиҳо дар авзони зерин суруда шудаанд:

4. **Маснавӣ дар вазни мутақорибӣ мусаммани мақсур**, ки арконаш ба фаъӯлун/фаъӯлун/фаъӯлун/фаъӯл (У— — /У— —/У— —/У—) баробар аст. Аз ин маснавӣ 43 байт дастрас аст. Мутолиаи амиқи байтҳои мутафарриқа моро ба хулосае мебарад, ки ин маснавии Устод Рӯдакӣ рамзӣ буда, ба фикри пажӯҳишгари гурҷӣ Давид Кобидзе, аз он ки зикри номҳои ҳамосаи миллии Эрон «Шоҳнома», аз қабили Сом, Рустам, Достон ва Исфандиёр дар осори Рӯдакӣ дучор меояд, шояд ин достон дар мавзӯъи «Шоҳнома» навишта шуда бошад. Вай фақат метавонист, ки аз ривоятҳои мардумӣ ва маъхазҳои арабӣ ё паҳлавӣ истифода барад.[173]

5. **Маснавӣ дар вазни хафифи аслами мусаббағ**, ки арконаш ба фоъилотун (—У— —) мафоъилун (У—У—) фаълон (— —) мусовӣ буда, аз ин маснавӣ то ҳол 28 байт маълум аст. Маснавӣ соли 311/923 суруда шудааст.

6. **Маснавӣ дар вазни ҳазаҷи мусаддаси мақсур**, ки рукнҳояш баробар аст бо мафоъӣлун/мафоъӣлун/мафоъӣл (У— — — /У— — —/У— —) Аз ин маснавӣ то имрӯз 13 байт ба даст омадааст.

7. **Маснавӣ дар вазни музореъи мусаддаси маҳфуз**, ки рукнҳояш ба мафоъӣлу (У— —У) фоъилоту (—У—У) фаъӯлун (У— —) рост меояд. Аз ин маснавӣ ҳамагӣ се байт дар даст аст, ки дар зер сабт мегарданд:

Ҷавонӣ гусасту чиразабонӣ,
Табъам гирифт низ гаронӣ.

Ва:

Ай булбули хушово, ово деҳ,
Ай соқӣ, он қадаҳ бо мо деҳ!

Ва боз:

Бо сад ҳазор мардум танҳоӣ,
Бе сад ҳазор мардум танҳо не!

Абёти сабтшуда гувоҳи онанд, ки ин маснавиро Устод Рӯдакӣ дар пиронсолӣ навишта, дар он ба масоили ахлоқ дахл намуда, дар мавзӯъҳои хуш гузарондани вақт, ғанимат шумурдани зиндагӣ ва ҳедонизм андеша ронда будааст.

8. **Маснавии вазни сареъи матвии мавқуф**, ки аркони муфтаъилун /муфтаъилун/фоъилон (—УУ—/ —УУ—/—У~)-ро доро буда, аз он се байт боқист:

Ҷомаи пурсурати даҳр, ай ҷавон,
Чирк шуду шуд ба кафи козарон!

---

**173. Д.Кобидзе.** Рӯдакӣ (ба забони гурҷӣ). Маҷмӯаи «Рӯдакӣ», Тбилисӣ, 1957.

Ранг ҳама хому чунон печутоб,
Мунтазирам, то чӣ барояд зи об!

Ин маснавӣ ҳам аз масоили ахлоқ сиришта гардида, бо панду андарз оро ёфта будааст:

Луқмае аз заҳр зада дар даҳан,
Марг фашурдаш ҳама дар зери ған.

9. **Маснавии ҳазаҷи мусаддаси ахраби мақбузи маҳзуф**, ки рукнҳояш бо мафъӯлу (— —У) мафоъӣлун (У— — —) фаъӯлун (У— —) баробар аст. Ин маснавӣ низ аз қиссаҳои рамзӣ иборат аст:

На кафшгарӣ, ки дӯхтастӣ,
На гандуму ҷав фурӯхтастӣ.

Ҳоҷӣ Халифа дар «Кашф-уз-зунун» қайд мекунад, ки «Ароис-ун-нафоис» - форсиюн манзумун лӣ Фаридаддин Абӯабдуллоҳ Муҳаммад Ар-Рӯдакӣ аш-шоъиру мин нудамои ал-малик Наср Ибн Аҳмад ас-Сомонӣ», яъне «Ароис-ун-нафоис» манзумаи форсист аз Фаридуддин Абӯабдуллоҳ Рӯдакии шоъир — аз надимони малик Наср ибни Аҳмади Сомонӣ».[174]

«Ва пайдост, ки Ҳоҷӣ-Халифа худ ин манзумаро надидааст, зеро ки одати ӯст, ки ҳар китоберо дида бошад, ҷумлаи нахустин ё байт ё мисраъи аввали оғози онро меоварад ва ба ҳамин ҷиҳат ба ҳеҷ ваҷҳ мақдур нест маълум кард кадом як аз ин шаш маснавиро ном «Ароис-ун-нафоис» будааст».[175] С. Айнӣ, Е. Э. Бертелс ва М. И. Занд бо истинод ба Ҳоҷӣ-Халифа соҳиби чунин достоне будани Рӯдакиро эътироф мекунанд. Аслан, номҳои «Ароис-ун-нафоис» ва «Тавоиф-ул-латоиф»-ро ҳанӯз Муҳаммади Авфӣ зикр менамояд: «Яке аз ҷуҳҳол дар назми ӯ таъна карду «Ароис-ун-тафоис» ва «Тавоиф-ул-латоиф»-и ӯро тазйиқе намуд. Низомии Арӯзӣ ин байт дар ҳаққи ӯ иншо кард:

Ай он ки таън кардӣ дар шеъри Рӯдакӣ,

Ин таън кардани ту зи ҷаҳлу зи кӯдакист!
Он кас, ки шеър донад, донад, ки дар ҷаҳон
Соҳибқирони шоъирӣ Устод Рӯдакист!»[176].

Ба фикри С. Нафисӣ, Устод Рӯдакӣ шояд манзумаи маъруфи «Ардовирофнома»-ро, ки оид ба меъроҷи Зардушт ба забони паҳлавист,

---

**174. Саъид Нафисӣ.** Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 434.
**175.** Ҳамон ҷо.
**176. Муҳаммади Авфӣ.** Лубоб-ул-лабоб, ҷ. 2, Лейдан, 1903, саҳ. 7.

низ назм карда бошад.[177] Дар ҳамин хусус ӯ боз менависад: «Оқои Муҳаммад Дабири Саёқӣ дар қисмати чаҳоруми мақолоте, ки пеш аз ин бад-он ишорате рафт, мегӯяд: «Марҳум Деҳхудо ин байти Рӯдакиро «Чор ғунда, карбаша бо каждумон — Хӯрд эшон пусти рӯйи мардумон» аз «Ардовирофнома» — манзумаи маъруф дар ақоиди зардуштиён ба забони паҳлавӣ медонистааст ва агар ин нукта муҳаққақ шавад, метавон гуфт Рӯдакӣ «Ардовирофнома» — ро низ ба шеъри дарӣ даровarда будааст».[178] Мутаассифона, ин масъала ҳамоно номакшуф аст.

Тамоми маснавиҳои Рӯдакӣ дорои ҷанбаи ахлоқӣ буда, дар онҳо ба ғайр аз панду андарз моҷароҳои ишқӣ, ҳикоятҳои пандомӯз, саргузаштҳои бихрадону доноён ва ашхоси бузург, кору бори деҳқонон, кишоварзон, тоҷирон ва аҳли ҳунар, ҳикоёти ҳайвоноту ҳашарот, макри занон, базм (Яке базми хуррам биёростанд, — Маю руду ромишгарон хостанд), манзараҳои баҳор (Дурахш ар нахандад ба вақти баҳор, — Ҳамоно нагиряд чунин абр зор), разм (Расиданд зи шаҳи Чиндон фароз, — Сипаҳ хайма зад дар нишебу фароз), шарҳи аҳволи муаллиф (Ҷавонӣ гусасту чиразабонӣ, — Табъам низ гирифт гаронӣ), тамсилҳо, латифаҳо, мутоябаҳо ва амсоли инҳо фаровон будааст, ки инро аз абёти парокандаи боқимондаи онҳо низ метавон пай бурд:

Биҳиштойин сароеро биёрост,
Зи ҳар гуна дар ӯ тимсолҳо сохт.
Зи уду чандал ӯро остона,
Дараш симину заррин поликона.

Ин ду байт шаҳодат медиҳад. ки маснавии баҳри ҳазаҷи Устод Рӯдакӣ қиссаҳои рангини «Хусраву Ширин», «Юсуфу Зулайхо» ва ё шабеҳи онҳоро фаро мегирифтааст.

**Хулласи калом, Устод Рӯдакӣ чандин маснавӣ эҷод карда, дар ин ҷода низ аз саромадони ин навъи адабӣ будааст. Аксари пажӯҳишгарони эҷодиёти Рӯдакӣ ақида доранд, ки ӯ муаллифи нӯҳ маснавӣ мебошад. Аммо Абдураҳмон Тоҳирҷонов ба хулоса омадаст, ки алҳол Устод Рӯдакиро гӯяндаи понздаҳ (15) маснавӣ шумурдан мумкин аст, ки аз инҳо иборатанд: «Калилаву Димна», «Синдбоднома», «Даврони**

**Офтоб», «Ардовирофнома», «Тоҷ-ул-масодир», «Луғати таҷнисоти арабӣ ба форсӣ», «Ароис-ун-нафоис», «Тавоиф-ул-латоиф», як маснавӣ роҷеъ ба нуҷум ва як маснавии дигар роҷеъ ба мавзӯъи дигар, ки ҳар ду дар баҳри музореъ суруда шудаанд. Достоне, ки дар вазни мутақориб танзим гардида, аз ҷиҳати мазмун ҳамосавӣ мебошад ва боз ду маснавие, ки дар шохаҳои гуногуни баҳри ҳазаҷ навишта шуда ва як маснавӣ дар баҳри сареъ иншо гардидааст. Вале маснавии «Вомиқу Узро», ки онро ба қалами Устод Рӯдакӣ мутааллиқ медонанд, аслан иштибоҳ буда, чунин маснавиеро Устод Рӯдакӣ нанавиштааст».**[179]

177. **Саъид Нафисӣ**. Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 422.
178. **Саъид Нафисӣ**. Муҳити зиндагӣ…, саҳ. 437.
179. **А. Т. Тоҳирҷонов.** Рӯдакӣ, саҳ. 314.

Ҳамин тариқ, Устод Рӯдакӣ нахустин суханвари бузурги форсизабон будааст, ки бо камоли устодӣ ва ҷамоли маҳорат анвоъи гуногуни шеърии аз ҷиҳати мундариҷа рангоранг ва ғанӣ офаридааст. Достонсароӣ, ғазалнависӣ, қасидапардозӣ ва рубоъигӯиро дар адабиёти форсу тоҷик бар пояи устувор гузоштааст, ки то имрӯз эътироф карда мешавад.

## ҒОЯВУ ПЕРОЯИ ОСОРИ РӮДАКӢ

Дар фаслҳои боби гузашта мо саъй намудем, ки анвоъ, муҳтавиёт ва мундаричаву вижагиҳои ашъору абёти боқимондаи Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакиро баррасӣ намоем. Дар ин боб кӯшише ба харҷ дода мешавад, ки боз ҳам каме дар боби мазмуни ғоявӣ ва санъатҳои шеърӣ, ҳамчунин ба забони ашъори Устод мулоҳизае чанд баён гардад.

Ба ҳамин тариқ, чизе ки пеш аз ҳама ба назар мерасад, он аст, ки Устод Абӯабдулоҳи Рӯдакӣ дар ашъору абёти боқимондаи худ ба тавсифи Бухоро, азамату шукӯҳи он мепардозад ва аз он меболад, ки Бухорои ӯ дар бузургиву ободӣ бо шаҳри маркази хилофат Бағдод дар мусобиқа буда, чун манбаъи тарвиҷи улуму адабиёт бар он бартарӣ дорад:

Имрӯз, ба ҳар ҳоле, Бағдод Бухорост,
Куҷо мири Хуросон аст, пирӯзӣ он ҷост!

Қабл аз ҳама, Рӯдакӣ мундариҷаи шеърро бо мазмун ва мавзӯъҳои иҷтимоӣ, фалсафа ва ҳикмат, масоили зиндагӣ, ахлоқ, ишқу муҳаббат, оҳангҳои ҳаётдӯстӣ ва панду насиҳат ғанӣ гардонд. Башардӯстӣ ва меҳанпарастӣ дар адабиёти мо аз беҳтарин анъанаҳои бунёдниҳодаи Устод Рӯдакист, ки дар давоми беш аз ҳазор соли баъдина хеле рушду камол ёфт. Ба тарзи дигар гӯем, Рӯдакӣ устоде буд, ки дар оғози назми форсии тоҷикӣ ғояҳои халқӣ ва мазмунҳои инсондӯстиро устувор намуда, адабиётро ба инсоншиносӣ табдил дод. Мактаби эҷодии Рӯдакиро ҳамаи адибони минбаъда пазируфтанд ва он то имрӯз ва то ҷовидон боқист. Ба ашъори ӯ садҳо сухансароёни асрҳои Х—ХХ бевосита пайравӣ кардаанд. Афкори ҳакимонаи Устод Рӯдакӣ бо мазмуни бузурги башардӯстии худ акнун ба ҷузъи таркибии ҳаёти маънавии халқи мо табдил гардидааст, зеро ӯ дар мавқеъи халқи меҳнатӣ истода, ҳатто дар қасидаҳои мадеҳавияш бо самимият ва эътиқод масоили адолатпарварӣ, мазлумнавозӣ, инсондӯстӣ ва муҳаббат

доштан ба ватанро талқин менамояд. Шоъир Бухороро бо ҷону дил дӯст медорад. Онро аз пойтахти хилофати Бағдод боло мегузорад. Насими ӯро аз мушки Хутан афзалтар мешуморад. Ҳангоми дурӣ аз Бухоро Рӯдакӣ мегӯяд: «Ай Бухоро, шод бошу дер зӣ» ва боз иброз медорад:

Ҳар бод, ки аз сӯйи Бухоро ба ман ояд,
Бо бӯйи гулу мушку насими суман ояд.
Бар ҳар зану ҳар мард куҷо барвазад он бод?!
Гӯйӣ, магар он бод ҳаме аз Хутан ояд!
Не, не, зи Хутан бод чунин хуш навазад ҳеч,
К-он бод ҳаме аз бари маъшуқи ман ояд!

Васфи Бухоро ва тасвирҳои лаззатбахши обу замиии кишвар як тарзи ифодаи ғояи баланди ватандӯстии Устод Рӯдакист. Бале, ӯ чун фарзанди фарзонаи халқ ҳеч гоҳ зиндагии бади халк, бенавоӣ ва ғаму кулфатҳои бечорагонро аз ёд намебарорад. Баръакс, дар як рубоъияш эътироф менамояд, ки ҳама ситамҳо ва нохушиҳои зиндагӣ насиби гурӯҳе мешавад, ки худи ӯ низ аз он гурӯҳ аст:

Дар манзили ғам фиканда мафраш моем
В-аз оби ду чашм дил пуроташ моем.
Олам чу ситам кунад, ситамкаш моем,
Дасти хуши рӯзгори нох(в)аш моем!

Зиндагӣ дар назари Рӯдакӣ якнавохт нест. Ӯ қонуни диалектикаи оғозу анҷоми умрро дарк намуда, аз он доир ба моҳияти ҷаҳони моддӣ ва сиришти инсон хулосаҳои пандомез мебарорад.

Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ чун шоъири дилогоҳ мояи зиндагӣ ва ширинии умри одамро дар партави кӯтоҳ будани қисмат ва ҳатмӣ будани марг ба қалам медиҳад. Аз рӯйи ақидаи ӯ, модом ки шахс наметавонад ҷисман зиндагии ҷовидонӣ ёбад, ӯро зарур аст, ки бо амали писандида ва корҳои шоиста номи нек ба даст орад. Ҳамин номи нек барои инсон умри абад аст. Азбаски шодиву хурсандиҳои ҷаҳон пойдор нест, инсон бояд аз лаҳзаҳои гуворо дуруст баҳра гирад, бо тинати пок, ахлоқи нек, корҳои хуб, хизмат ба халқ ва хуш гузаронидани умр зиндагии худашро пурмазмун гардонад. Тамоми фикрҳои пандомезу ахлоқии Рӯдакӣ аз ҳамин ақидаи ӯ сарчашма мегиранд.

Дар панду ҳикматҳои Рӯдакӣ, ки яке аз зуҳуроти халқияти эҷодиёти ӯстанд, мазмунҳои умумиинсонӣ, аз қабили тарғиби илму дониш, рафоқату дӯстӣ ва кӯшишу кор ҷойи асосиро мегирад. Шоъир ба ин роҳ дар тарбияи инсони комил ва парвардани ахлоқи хуб то имрӯз ҳисса мегузорад. Вай ақида дорад, ки барои дарки ҳақиқати зиндагӣ кас бояд ақлу донишро кор фармояд. Ба воқеъаю ҳодисаҳо бо чашми хирад нигариста, кӯшиш намояд, ки моҳияти онро фаҳмад, ба дидани зоҳир маҳдуд нашавад, аз мушоҳидаи воқеъаҳо ба хулосаҳои сода фирефта нагардад. Шоъири бузург ақлу донишро ба тарзи шоъирона «чашми дил» меномад ва панд медиҳад:

Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ниҳон!
Бад-он ошкорат бибин ошкор,
Ниҳонитро бар ниҳонӣ гумор!

Тандурустӣ, хубкирдорӣ, накӯномӣ ва хирадро Рӯдакӣ шартҳои муҳимтарини зиндагии хуш ва рӯзгори дур аз ғам мешуморад:

Чаҳор чиз мар озодаро зи ғам бихарад:
Тани дурусту хӯйи неку номи неку хирад!
Ҳар он, ки Эзидаш ин ҳар чаҳор рӯзӣ кард,
Сазад, ки шод зияд ҷовидону ғам нахурад!

Азбаски Рӯдакӣ таҷрибаи зиндагиро нахустмуаллим ва роҳбари асосии инсон барои пешрафт ва ҳалли мушкилиҳо мешуморад, даъват менамояд, ки ҳар фард бояд аз он баҳра бардорад:

Бирав, зи таҷрибаи рӯзгор баҳра бигир,
Ки баҳри дафъи ҳаводис туро ба кор ояд!

Таҷрибаи рӯзгорро фақат аз роҳи илму дониш дарк намудан мумкин аст. Бинобар ин, инсон, барои он ки хирадманд шавад, даставвал бояд, ки дониш омӯзад:

Ҳеч ганҷе нест аз фарҳанг биҳ,
То тавонӣ, рав тую ин ганҷ ниҳ!

Шоъири инсондӯст чун муаллими ахлоқ тарафдори он аст, ки фарзандон бо одоби писандида, ахлоқи нек, ҳунар ва дараҷаи илму дониш номбардори падару модар, аҷдод, миллат ва халқу ватани худ бошанд. Набояд ба аслу насаби худ мағрур шаванд, зеро аз донишу хирад ва обрӯйи падарон ба фарзандон нафъе нест. Баръакс, эътибори баланди падарон фарзандонро вомедорад, ки бо донишу одоб ва рафтору кирдори шоистаи худ сазовори номи падарон бошанд. Ин яке аз гуфтори хеле ҳакимона ва пурсӯзи Устод Рӯдакист, ки асрҳои аср вирди забонҳост:

Ой дареғо, ки хирадмандро
Бошад фарзанду хирадманд не!
В-арчи адаб дораду дониш падар,
Ҳосили мерос ба фарзанд не!

Баръакс, Устод Рӯдакӣ ба шахсони ҳамадон, ки мисли дарё ҳамаро аз илми худ шодоб мегардонанд, бо эҳтироми фавқулъода нигариста, аз дониши онҳо шод мегардад:

Танат яку ҷон якеву чандин дониш,
Ай аҷабо, мардумӣ ту ё дарёйӣ?!

Аммо сарчашмаи муваффақиятҳои шахсии одам ба кӯшиши мақсадноки ҳамешагӣ, сабру тоқат ва солориву бурдбории ӯ вобаста мебошад. Дар «Калилаву Димна» Устод Рӯдакӣ ягонагии дониши инсоният, ширкати халқҳои гуногуни дунё дар кори ба вуҷуд овардани хазинаи маданият, ҳамеша дар такомул будани илм ва чун нури маърифат дилҳоро мунаввар гардонидани онро таъкид менамояд. Ва дар айни замон донишро аз ҳамаи бадиҳо ҷавшани тани одамӣ мешуморад:

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас кабуд аз рози дониш бениёз.
Мардумони бихрад андар ҳар замон,
Рози донишро ба ҳар гуна забон,
Гирд карданду гиромӣ доштанд,
То ба санг - андар ҳамебингоштанд.
Дониш андар дил чароғи равшан аст
Ваз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст!

Достони «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ дар баҳри рамали мусаддаси мақсур навишта шуда, бо байти пурҳикмати зерин шурӯъ мешавад:

Ҳар ки н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеч н-омӯзад зи ҳеҷ омӯзгор!

Ин байт ошкору равшан аз мазмуни ахлоқии достони «Калилаву Димна»-и Рӯдакӣ гувоҳӣ медиҳад.

Панду насиҳату андарзу ҳикмат дар тамоми ашъори Рӯдакӣ, чӣ қасидаву ғазал, чӣ маснавию рубоъӣ ва чӣ анвоъи дигари шеър, хеле фаровон ба назар мерасад.

Суханвари бузург сулҳу накӯкорӣ, дӯстиву рафоқатро барои ҳаёти одам эҳтиёҷи табиӣ мешуморад. Вай дӯсти ҳақиқӣ ва беғаразро меписандад. Одами нек ҳамеша хоҳони некию сулҳ аст, ба ҷангу фитнаю ғавғо бо нафрат менигарад (Ҳама ниюшаи хоҷа ба некию сулҳ аст, — Ҳама ниюшаи нодон ба ҷангу фитнаву ғавғост). Инсони ҳақиқӣ на танҳо бо душманонаш муросою мадоро мекунад, балки бо рафтори ибратбахш, муомилаи сулҳхоҳона ва суханони нарм ӯро ба худ дӯст мегардонад. Дар ҳақиқат, бо душман дӯстӣ ҷустан мардонагии шоёни таҳсин аст. Як душман доштан ҳам, мегӯяд Рӯдакӣ, барои одам зиёдатист, чунон ки ҳазор дӯст камӣ мекунад. Дӯст ёру мададгори инсон ва аз бародари ӯ ҳам беҳтар аст. Аз ин ҷиҳат, дидори дӯст дар олам бузургтарин шодмонӣ ва ҷудоӣ аз он ғами ҷонкоҳест. Адиби бузург мефармояд:

Ҳеч шодӣ нест андар ин ҷаҳон
Бартар аз дидори рӯйи дӯстон!

Ҳеч талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар!

Ҳикмати фавқ метавонад дар тамоми мавридҳои маҳрамонаю дӯстона ва расмию ногаҳонӣ аз ҳалқуми ҳар фарде садо диҳад. Вале дар зиндагӣ инсон, халқ, миллат, давлат ва ҳукумат бе душман ҳам намешавад. Ҷустуҷӯйи дӯстӣ ва мусолимат бо душман низ аз ғояҳои ҷовидонии умумиинсонии Рӯдакист. Вай таълим медиҳад:

Он киро донам, ки ӯям душман аст,
В-аз равони пок бадхоҳи ман аст.
Ҳам ба ҳар гаҳ дӯстӣ ҷӯям-ш ман,
Ҳам сухан б-оҳистагӣ гӯям-ш ман.

Панду андарзу насиҳатҳои Рӯдакӣ дурдонаҳои тобноки ганҷинаи ҳикмати халқи моро ташкил мекунанд. Онҳо аз имтиҳони таърих гузашта, чун ҳикмати рӯзгорон боқӣ монда, барои покии ахлоқ ва равшан гардондани дилҳо хизмат мекунанд. Аз ин ҷиҳат, шоиста аст, ки имрӯз ҳам аз ҳалқуми миллионҳо одамони покниҳод чун амри дил садо диҳанд ва ба гӯши ҷаҳониён бирасанд:

Некбахт он касе, ки доду бихӯрд,
Шӯрбахт он ки ӯ на хӯрду на дод!
* * *
Замона аспу ту роиз, барои хешат тоз,
Замона гӯю ту чавгон, барои хешат боз!
* * *
Андар балои сахт падид оранд
Фазлу бузургмардию солорӣ!
* * *
Ангушт макун ранҷа ба даркӯфтани кас,
То кас накунад ранҷа ба даркӯфтанат мушт!
* * *
Ҳар киро роҳбар заған бошад
Гузари ӯ ба марғазан бошад!

Ашъори Рӯдакӣ ҳанӯз дар замони барҳаётии шоъир бо бадеъияти баланд, зебоию хушоҳангӣ ва фараҳбахшу шодмониовар буданашон писанди хосу ом гардида будаанд. Ҳанӯз муосири шоъир Шаҳиди Балхӣ сухани Устод Рӯдакиро ба китоби муқаддаси мусулмонҳо баробар карда, онро «тилви нубо» гуфта буд, ки тилв монанд ва нубо — Қуръон гуфтан аст.

Дар давоми беш аз ҳазор соли баъдӣ низ бузургони илму адаб ҳамеша ба устоди кул, тавонотарин шоъир ва некӯсухану матингуфтор будани Рӯдакӣ қоил будаанд. Дар ҳақиқат, Устод Рӯдакӣ маъниҳои бузургро дар

шаклҳои осону сода ҷой медиҳад. Ба қавли шоъир, «лафз ҳама хубу ҳам ба маънӣ осон». Ин услуби эҷодиест, ки баъдҳо саҳли мумтанеъ ном гирифт. Аз ин ҷиҳат, ӯ дар шеъри тоҷикӣ бунёдгузори ин услуби эҷодӣ мебошад. Бо таъбири шоъир, ӯ аз санги хора байти парниён, яъне шеъри нафис месозад:

Гар шоъирон наванд, манам навгувора,
Як байти парниён кунам аз санги хора!

Устод Рӯдакӣ аксаран аз калимаҳои оддӣ мисраъу байтҳои пурмазмун месозад, ки дар ҳолати муқобили ҳам (зарра-офтоб, арзан-кӯҳ, замин-осмон, ханда-гиря) кор фармуда шудан ба маъноҳои маҷозӣ (гиристани абр, хандидани замину лола, чашмаи хуршед) ва мураккаб шудан (қатрасаҳоб, қатраборон, пурханда, пурнола) маънои нав касб намудаву ба унсури бадеъӣ табдил ёфта, ашёи тасвиршаванда, хусусан ҳолати рӯҳонии инсон ва манзараҳои дилангези табиатро, хеле барҷаста ва аёнӣ таҷассум менамоянд. Ахбороти оддии болои барги лола афтидани шабнам, бо доси нав даравида шудани юнучқаи сабзи тарак — курпо ва амсоли онҳо низ дар тору пуди шеър ба образ табдил меёбанд:

Пеши теғи ту рӯзи саф душман
Ҳаст чун пеши доси нав курпо!

Ё:

Ба навбаҳорон бисситой абри гирёнро,
Ки аз гиристани ӯст ин замин хандон!

Гоҳе Устод Рӯдакӣ матлабро бо суханҳои оддӣ ифода намуда (Сапед барф баромад ба кӯҳсори сиёҳ), дар ҳамин мавридҳо низ гуфтори худро бо таъбирҳои халқӣ («Хеш бегона гардад аз пайи суд»), мақолҳо («Яке олудае бошад, ки шаҳреро биёлояд, — Чу аз говон яке бошад, ки говонро кунад рихин») ва масалҳо («Кор чун баста шавад, бикшоядӣ, — В-аз паси ҳар ғам тараб афзоядӣ») зеб дода, баъзан бо тағйир додани як ҳарф маъниро тамоман дигар мегардонад:

Бо сад ҳазор мардум танҳоӣ,
Бе сад ҳазор мардум танҳо не!

Рӯдакӣ, ки баробари забонҳои арабӣ, суғдӣ, паҳлавӣ ва бисёр соҳаҳои илмҳои дақиқ, таърихи Эрони Бостон, Юнону Араб, яҳудию туркӣ ва нақлу ривоятҳои халқи худро аъло медонист, дар ҳолатҳои гуногун аз тафсироту талмеҳоти пурмазмуни Зардушт, «Авасто», «Монӣ», «Аржанг» («Жанг»), Рустам, Исфандиёр, Кисро, Афлотун, Суқрот, Мӯсо, Имрон, Луқмон, Сулаймон, Ҷарир, Ҳассон, Сареъ, Саҳбон, Лайлӣ, Маҷнун, Шофеъӣ, Кӯҳи Сиём ва ғайраҳо фаровон истифода мебарад ва дар ҳамин сурат низ табиъӣ будани баёнро нигоҳ медорад:

Он саҳни чаман, ки аз дами дай,
Гуфтӣ, дами гург ё паланг аст.
Акнун зи баҳори монавитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу «Жанг» аст.
Бар киштии умр такя кам кун,
К-ин Нил нишемани наҳанг аст!

Умуман, Устод Рӯдакӣ ба воситаҳои бадеъии мураккаб кордор намешавад. Аз лафзбозӣ, дурӯғ ва муболиғаҳои маҳз барҳазар аст. Аз рӯйи сидқ сухан мегӯяд. Ҳамаи силсилаи образҳои ӯ аз олами воқеъӣ гирифта шудаанд. Ба қавли устод С. Айнӣ, «зотан, фазилати шеъри Рӯдакӣ дар он аст, ки аз муболиғаҳои ғайритабиӣ, аз ташбеҳҳои ботакаллуф, аз киnoяву истиораҳои каснофаҳм ва, агар кӯтоҳ карда гӯем, аз ҳама сохтагиҳову сохтакориҳо дур аст». Вай ташбеҳҳои назаррасро ба кор мебарад:

Бихандад лола бар саҳро ба сони чеҳраи Лайло,
Багиряд абр бар гардун ба сони дидаи Маҷнун.
Зи оби ҷӯй ҳар соат ҳаме бӯйи гулоб ояд,
Дар ӯ шустаст, пиндорӣ, нигори ман рухи гулгун!

Воқеан, Рӯдакӣ дар ғазалу чакома ва таронаҳои хеш бештар ба образҳои дидашаванда таваҷҷӯҳ дорад. Вай рангорангии олами ҳастӣ ва эҳсосоти инсониро ба воситаи талаввуни рангҳо ва дарёфти шабоҳати онҳо бо ҷилваҳои табиати зинда ба тасвир оварда, дар ин гуногунии падидаҳо ягонагии ҷаҳони зебоӣ ва қонуниятҳои инкишофи онро кашф менамояд.

Рӯдакӣ ва муосирони ӯ ҳангоми тасвири ҳусни инсон ва таровати афсунгари табиат дар байни ойинҳо иртиботи ошкору ниҳони ҳайратангезеро дарк намуда, барои ифодаи фикри худ аз он моҳирона истифода бурдаанд. Ташбеҳҳо, тазодҳо, васфҳо ва истиораҳои табиӣ ҳама аз ин ду манбаъи ҷаҳони моддӣ гирифта шудаанд. Дар назми ин давра ташбеҳҳои хаёлӣ, тавсифҳои ваҳмӣ, тасвирҳои аз фаҳм дур ва муболиғаҳои мубҳам дида намешавад. Танҳо баъзе калимаҳои онҳо имрӯз кӯҳна шудаанд. Аз ҷумла, ба ин байт таваҷҷӯҳ фармоед:

Сарв аст он ё боло?! Моҳ аст он ё рӯй?!
Зулф аст он ё чавгон?! Хол аст он ё гӯй?!

Ё, баръакс,

Абр ҳамегиряд чун ошиқон,
Боғ ҳамехандад маъшуқвор.
Раъд ҳаменолад монанди ман,
Чунки бинолам ба саҳаргоҳ зор!

Яке аз беҳтарин нигораҳои Рӯдакӣ, ки ба тавсифи манзараи пуршукӯҳи табиат ва ягонагии инсону муҳити атрофи он бахшида шудааст, ташбиби зерин аст, ки дар он ҳама тасвирҳо эҳсосӣ ва аёнӣ буда, дар байти аввал фаро расидани баҳор ба воситаи тавсифҳои зебо (баҳори хуррам, рангу бӯйи тибии он, сад ҳазор нузҳат, орриши аҷиб) хабар дода шуда, барои инсон натиҷагирӣ аз он дар байти дувум ба василаи тазоду муқобила (марди пир-ҷавон, шубоб, яъне ҷавонӣ машиб, яъне пирӣ) ва таъкиди он ки дар чунин айём қонунияти зиндагӣ низ баръакс сурат мегирад, яъне ба ҷойи аз ҷавонӣ ба пирӣ расидан, аз пирӣ ба ҷавонӣ бармегардад, сурат мепазирад. Байтҳои сеюму чаҳорум хосияти фасли баҳорро бо монанд кардани онҳо бо афроди лашкару сипоҳ ҷилва медиҳад: чархи бузургвор - сипоҳоро, лашкараш - абри тира, нақибаш, яъне фармондеҳи лашкараш - сабо, наффоташ, яъне машъалафрӯз ва паронандаи гулӯлаи нафташ барқи равшан, таблазанаш-тундар, яъне раъд. Аз ин ҷиҳат, чунин лашкар ниҳоят хавфовар аст. Шоъир дар нигориши ин манзараи осмонии баҳор аз ташбеҳ, истиора, тавсиф ва ғайра басо моҳирона истифода бурдааст, ки дар якҷоягӣ ташбеҳи мураккабро ташкил мекунанд. Акнун ба ин чаҳор байт мулоҳиза фармоед:

Омад баҳори хуррам бо рангу бӯйи тиб,
Бо сад ҳазор нузҳату ороиши аҷиб.
Шояд, ки марди пир бад-ин гаҳ шавад ҷавон,
Гетӣ бадил ёфт шабоб аз пайи машиб.
Чархи бузургвор яке лашкаре бикард,
Лашкар-ш абри тираву боди сабо нақиб!
Наффот барқи равшану тундар-ш таблзан,
Дидам ҳазор хайлу надидам чунин маҳиб!

Баъди ин Устод Рӯдакӣ дар байтҳои панҷуму шашум ба олами дигар рӯ меорад. Ҳодисаҳои табиатро дигар на ба ашхосу аҷзои ҳарбӣ, балки ба ҳолати инсонҳои оддӣ ташбеҳ медиҳад. Ин ҷо ҳама ба дараҷае равшан аст, ки ҳоҷат ба таҳлил нест. Факат чанд калимаро шарҳ додан лозим аст: сӯгвор-ғамгин, каъиб-андӯҳгин, ҳисорӣ-ҷононаи чодарпӯш, рақиб-посбон:

Он абр, бин, ки гиряд чун марди сӯгвор
В-он раъд, бин, ки нолад чун ошиқи каъиб!
Хуршедро зи абр дамад рӯй гоҳ-гоҳ,
Чунон ҳисорие, ки гузар дорад аз рақиб!

Сипас шоъир, дар байтҳои ҳафтум-сездаҳум, фақат ба нигориши сирфи айёми баҳор пардохта, аз маҷоз (дардманд будани ҷаҳон, табиб шудани бод, борони мушкбӯй, хандаи лола), ташхис, ташбеҳҳои оддӣ ва мураккаб устодона истифода бурда, акнун манзараи заминии баҳорро ба тарзи шигифтангезе чун падидаи зеботарини олами машҳуд ба қалам меорад:

Якчанд рӯзгор ҷаҳон дардманд буд,

Биҳ шуд, ки ёфт бӯйи суман бодро табиб.
Борони мушкбӯй биборид нав ба нав
В-аз барг баркашид яке ҳуллаи қасиб.
Кунҷе, ки барф пеш ҳамедошт, гул гирифт,
Ҳар ҷӯяке, ки хушк ҳамебуд, шуд ратиб.
Тунд аз миёни дашт ҳаме бод бардамад,
Барқ аз миёни абр ҳаме баркашад қазиб.
Лола  миёни кишт бихандад ҳаме зи дур,
Чун панҷаи арӯси ба ҳанно шуда хазиб.
Булбул ҳаме бихонад дар шохсори бед,
Сор аз дарахти сарв мар ӯро шуда муҷиб.
Сулсул ба сарвбун-бар бо нағмае куҳан,
Булбул ба шохи гул-бар бо лаҳнаке ғариб!

Ҳамаи ин лавҳанигорӣ ва манзарапардозии шоъир барои он аст, ки меҳри инсонро ба зиндагӣ барангезонад, то аз он бештар баҳра бигирад. Ба ақидаи Устод, аз тамоми зебоиҳои табиат ва файзи он дидори дӯст авлотар аст:

Акнун хуред бодаву акнун зиед шод,
К-акнун барад насиб ҳабиб аз пайи ҳабиб!
Соқӣ гузину бодаву май хур ба бонги зер,
К-аз кишт сор ноладу аз боғ андалиб!
Ҳарчанд навбаҳори ҷаҳон аст ба чашм хуб,
Дидори хоҷа хубтар-он миҳтари ҳасиб!

**Ашъори ошиқонаи Устод Рӯдакӣ** дар назми асри X мақоми рафеъ дорад. Яқин аст, ки ӯ шеъргӯйиро дар бачагӣ аз сурудани ашъори ошиқонаи халқӣ, байтҳои шӯхиомез, ки аз вақоеъи зиндагии кӯҳистониён хабар медиҳанд, абёту саҳифаҳои ҳаводиси табиат ва амсоли инҳо сар карда буд, зеро маҳз дар чунин ашъор, ки дар қолаби ғазалу рубоъӣ ва чакомаву таронаҳо рехта мешаванд, лаҳзаҳои хурсандиву хушӣ, орзуву муроди содда, ғаму андӯҳу нокомиҳо, ҳасрату талхиҳои ҳаёти деҳотиёнро ифода мекард. Ин равияи гуфтори устод баъдҳо дар ғазалу рубоъӣ ва ташбибу тағаззулоти ӯ такомул ёфт. Хусусан, ғазал чун навъи латифи шеъри ғанойӣ (лирикӣ) дар адабиёти касбии хаттии асри X басе инкишоф ёфта буд. Ин навъи шеър бо мусиқӣ алоқаи зич дошта, дар мавориди гуногун бо оҳанг суруда мешуд. Сарвари ғазалсароёни замон Рӯдакӣ буд. Ғазали Рӯдакиворро бо танини мазмунҳои дилкаш, санъати олӣ, суханҳои чира, нафосат ва оҳанги гӯшнавоз ҳама games м声 mеписандиданд. Шаҳиди Балхӣ, Дақиқӣ, Робиъа, Хусравонӣ, Аммора, Мунҷик ва дигарон дар пайравии устоди панҷрӯдии худ мазмунҳои латифи ошиқона, тавсифи баҳор, лаҳзаҳои хушиву маҳҷурӣ, ғубори фироқу ҳасрати бенавоиро дар қолаби ғазал рехта, дар ифодаи онҳо суханҳои нарм, таъбирҳои намакин ва санъатҳои лафзию маънавии нозукро ба кор меандохтанд.

Баъд аз мавзӯъи ватанпарастӣ ва андарзу ҳикмат мавзӯъи ишқу муҳаббат дар ашъори Рӯдакӣ мақоми вижа дорад, ки дар ин рисола дар ин бора зиёд сухан рафт. Мавзӯъи ағлаби ғазалҳо, маснавиҳо ва рубоъиҳои Устод Рӯдакӣ аз ишқи муқаррарӣ анбошта шудаанд, вале ҷӯшу хурӯш, самимияту дилангезии онҳо бештар дар рубоъиёташ ҳувайдо мегардад:

Дар ишқ чу Рӯдакӣ шудам сер аз ҷон,
Аз гиряи хунин мижаам шуд марҷон.
Алқисса, ки аз бими азоби ҳиҷрон
Дар оташи рашкам дигар аз дӯзахиён!

**Дар ин бобат ҳамаи рубоъиҳои Устод Рӯдакиро метавон намуна овард. Алҳақ, Устод Рӯдакӣ қабл аз Абӯсаъиди Абулхайр ва Ҳаким Умари Хайём навъи рубоъиро ба пояҳои хеле баланд бардошта буд ва устодони дигар то имрӯз, пеш аз ҳама, суннати устуворкардаи ӯро давом медиҳанд. Мулоҳиза фармоед, Рӯдакӣ чӣ гуна рубоъӣ меофарад:**

Номат шунавам, дил зи фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад!
В-аз ғайби ту ҳар ҷо сухан ояд ба миён,
Хотир ба ҳазор ғам пароканда шавад!

Танҳо шеваи шевои баёни ҳамин гуна ғазалу рубоъиҳо метавонанд аз фасоҳату латофат, малоҳату расоӣ, халқияту самимияти маҳрамонаи гуфтори ошиқонаи устод башорат бидиҳанд. Вале ин чошнии завқро басанда нест. Аз ин сабаб наметавон бо ин иктифо варзид.

Рӯдакӣ аз муҳаббат тавре суҳбат мерояд, ки ишқи моддӣ чун сарвати рӯҳонӣ, эҳсоси латифи инсон ба муносибати асили дилбохтагон бо тамоми мадду ҷазраш замири ҳассоси шоъирро ба ҳаяҷон оварда, бо сӯзӯ шӯр дар чакидаҳои табъи халлоқи ӯ таровиш мегузинад. Ин сон эҳсоси наҷиб чун мояи покиву хубӣ ва мазҳари умеду некномӣ аз олами мусаффои ишқ дар шеъри Рӯдакӣ бо ниҳояти зебоӣ мавҷ зада, бо таҷаллии хосе ботини ҷӯяндагони васли рӯшаниву ниҳоди писандидагони ҷамоли сафобахшидаи ҳабибро ба камолоти рӯҳонӣ мерасонад. Чун амвоҷи туғёни дарёи ишқ ба бозувони ошиқ зӯр, ба чашмони маҳбубпарасти ӯ нур ва ба диди меҳрангезаш шодмониву сурур ато менамояд. Парвардаи чунин муҳаббат ва мустағриқи ин гуна дарёи ишқ бо имони комилу ихлоси виҷдонӣ фармудаи устодро ба забон меорад:

Нест фикре ба ғайри ёр маро,
Ишқ шуд дар ҷаҳон фаёр маро!

Мубталои ишқ дар тасвири Рӯдакӣ Маҷнун нест. Шефтаи фарзонаву шахси ба висоли ҷонона муштоқест, ки бо кӯшишу фидокориҳои хеш аз боғистони мақсуд бо майли хотир гули мурод чида, аз давлати ишқ

метавонад бо ёри хуҷаставу маъшуқаи гулчеҳраи худ бинозад. Занҷири ҳама гуна монеъаҳои нажодиву мазҳабӣ ва ишкелҳои табақотиро гусаста, сарфи назар аз кешу ойини дилбар, ӯро мустаҳиққи ибодат ва сазовори парастиш мешуморад. Ба ин маънӣ, аз ӯ нидое ба гӯш мерасад:

Аз каъба калисиёнишинам кардӣ,
Охир дар куфр беқаринам кардӣ!
Баъд аз ду ҳазор саҷда бар даргаҳи дӯст,
Ай ишқ, чӣ бегона зи динам кардӣ!

Хулосаи Рӯдакӣ он аст, ки касе аз шавқи ҷонон огаҳӣ ёфт, фарди батолеъ аст. Ва ҳайф бошад, ки боз дар ғами худ не, ба ризои атокунандаи саодатмандии хеш рӯзгор басар барад:

Касе, ки огаҳӣ аз завқи ишқи ҷонон ёфт,
Зи хеш, ҳайф бувад, гар даме бувад огаҳ!

Устод Рӯдакӣ ба ишқи ғайривоқеъӣ кордор нест. Дили муҳаббатпарвари худро бо меҳри моҳрӯёни Бухоройиву турк, дӯшизагони норпистон гарав манда, на танҳо аз лаҳзаҳои гуворои васлу комситонӣ ва розу ниёз лаззат мегирад, аз карашмаву хироми гулталъатони хиромонрафтор ҳаловат мебарад, балки аз фироқи турки камарбаста (Ай турки камарбаста, чунонам зи фироқат — Гӯянд: қабои ту маро пераҳан омад!), сарви қадбаланд (Сарсари ҳаҷри ту, ай сарви баланд, — Решаи умри ман аз бех биканд!) ва қаҳри маъшуқа (Сипар пеш кашидам хаданги туро — Чу тир бар ҷигар ояд, сипар чӣ суд кунад?!) дар изтироб мефитад, изҳор медорад, ки маъшуқааш аз ӯ меҳр мехоҳаду худаш бемеҳр аст (Меҳр хоҳӣ зи ману бемеҳрӣ — Ҳуда хоҳӣ зи ману беҳудайӣ!). Бо вуҷуди ин, шоъиру қаҳрамони ғазали ӯ аз номардумиҳои ҷонона тағофул варзида (Агарчи номардум аст меҳру вафош — Нашавад ҳеч аз дилам берун!), аз ҳама тазоду меҳрубониву нозу итоби дилбар натиҷаи мусбат мегирад (Чу гулшакар диҳиям, дарди дил шавад таскин — Чу туршрӯй шавӣ, вораҳонӣ аз сафро!). Аз ин рӯ, ишқе, ки Рӯдакӣ ситоиш менамояд, ишқи мӯъҷизавиест, ки ошиқ ҳатто аз шарбати ҳаҷру дарди фироқаш ҳузур мекунад. Шоъир пайғом медиҳад:

Бо он ки дилам аз ғами ҳаҷрат хун аст,
Шодӣ зи ғами туам зи ғам афзун аст!
Андеша кунам ҳар шабу гӯям: «Ё раб,
Ҳиҷрон-ш чунин аст, висолаш чун аст?!»

Умуман, қобили зикр аст, ки Рӯдакӣ дар ашъори ошиқонаи худ фақат аз сидқу вафо, кайфияти дидору висол, дилбариву дилнавозӣ барин лаҳзаҳои сурурангези ишқ шоҳбайт намегӯяд. Гоҳо ҷафокориҳои хубони бадмеҳр занги ғаму ошуфтагиро дар хотири ӯ муваталлӣ гардонида, талхии сабр чун имтиҳони душвор пайкари ӯро мегудозад ва баъзан замони васл барои ӯ

зудгузар намуда, пиндори ҷудоии навбатӣ ногузир бунёдашро ба ташвиш мегузорад. Дар чунин мавориди гуфтори устод маҳзун ба гӯш мерасад:

Ҳанӯз бо маниву аз ниҳеби рафтани ту
Ба рӯз вақт шуморам, ба шаб ситора шуморам!

Ҳар қадар гавҳари ишқ дар ниҳонхонаи дил пинҳон дошта шавад, ҳар қадар ҳадиси ишқи меҳрварзони покбоз ба даҳони бегонаву ошно ва ёру ағёр наафтад, чун ганҷи арзандатарини дилбару дилбоз арҷмандтар мегардад. Аммо ошиқ он аст, ки наметавонад он сарватро пинҳон дорад. Қаҳрамони ғазали Рӯдакӣ аз ин доира берун нест. Забони ӯ ба замзамаи чунин тарона бидуни ихтиёр гӯё мешавад:

Кӯшам, ки бипӯшам, санамо, номи ту аз халқ,
То номи ту кам дар даҳани анҷуман ояд!
Бо ҳар ки сухан гӯям, агар хоҳаму гар не,
Аввалсуханам номи ту андар даҳан ояд!

Майли Устод Рӯдакӣ дар сохтмони ашъори пухта ва устувори ошиқонаи худ бештар ба таносуби сухан, ташбеҳҳои тазодомез (Кори бӯса чу об хӯрдан шӯр — Бихурӣ беш, ташнатар гардӣ), истиора ва талмеҳ (Бибурда наргиси ту оби ҷодуйи Бобул — Кушода ғунчаи ту боби мӯъҷизи Мӯсо) бештар аст. Вале дар ин гуна ашъораш аз суханбозии латиф, таърифи ҳаҷвмонанд (Ба зулф каж, валекин ба қадду боло рост — Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор), хитоб (Шод зӣ, бо сияҳчашмон шод, — Ки ҷаҳон нест ҷуз фасонаву бод!) ва амсоли инҳо фаровон истифода мебарад. Дар ҳама маврид тобиши ҳикматомези фикрро ҷавлондиҳанда, оҳанги риндонаи хулосакунанда ва аз фараҳ лабрези сухани устод барқарор мемонад:

Рӯй ба миҳроб ниҳодан чӣ суд?!
Дил ба Бухорову бутони Тароз!
Эзиди мо васвасаи ошиқӣ
Аз ту пазирад, напазирад намоз!

Забони ашъори ошиқонаи Устод Рӯдакӣ намунаи беҳтарини забони умумихалқии тоҷикист, ки дар давоми ҳазору сад сол бо дурахши мӯъҷизаосойи худ хонандаву шунавандаро мафтун медорад.

Ба мӯҷиби ҳамеша дар ҳаракату инкишоф ва тағйиру такомул будан дар забони ашъори Рӯдакӣ калимаҳои ҷудогонае дучор меоянд, ки баъзан аз истифода баромадаанд ё камистеъмол шудаанд. Калимаҳои фаёр-шуғл, кор; сиҳойи нома-риштаи номабандӣ; ниҳеб-биму хавф; эч-ҳеч ва амсоли инҳо ба ҳамин гурӯҳ ворид мешаванд. Аз ҳамин сабаб асрори баъзе байтҳои хеле олии устод имрӯзҳо барои на ҳамаи хонандагонаш зуд ифшо мегарданд.

Фақат дар ҳолати донистани маъниҳои лайлатулқадр-шаби қадр, ҷалбиб-рӯпӯш, фараснофа-шаби Наврӯз, пада-дарахти бесамар, жай-ҳавзу кӯл аз байтҳои зайл метавон ҳаловат бурд:

Шаби ошиқат  лайлатурқадр  аст,
Чун ту берун кунӣ рух аз ҷалбиб!
* * *
Шаби қадри васлат зи фархундагӣ
Фараҳбахштар аз фараснофа аст!
* * *
Ай он, ки ман аз ишқи ту андар ҷигари хеш
Оташкада дорам саду бар ҳар мижае жай!

Яке аз хусусиятҳои мумтози сурудаҳои ошиқонаи Устод Рӯдакӣ он аст, ки дар баробари баландии мазмуну санъати  беназир, бо оҳанги нишотбахшу тарабафзойи худ дар фазои қалби мухлисону ҳаводорон taнинандоз гардида, чун таронаи дил тобишҳои рангорангу асрорангези зиндагиро дар назари ошиқи вораста ва шахси солимзавқ тавре таҷаллӣ медиҳанд, ки он мазмун мисли зикри ботинии ӯ дар замираш маъво гирифта, ангезаҳои ниҳони ӯро ба туғён оварда, бо ғалаёни эҳсосот ба тапиши набзи вай суръат медиҳад. Бар замми ин, табиъӣ ва самимӣ будани каломи шоъир боқӣ мемонад. Ба ин қитъа таваҷҷӯҳ фармоед:

Чамани ақлро хазонӣ агар,
Гулшани ишқро баҳор туйӣ!
Ишқро гар паямбарӣ, лекин
Ҳуснро  офаридгор  туйӣ!

Қитъаи дигари ошиқонаи Устодро меорем, ки дар он  ӯ дар ҳолати худ шабоҳатҳои аслеро пайдо кардааст, ки дар мақоми мансубият ба соҳибашон дар ҳолатҳои гуногун қарор гирифта, гувоҳи дигари камолоти хунари шоъирии ӯ буда метавонанд:

Ба рухаш зулф ошиқ аст чу ман,
Лоҷарам ҳамчу ман-ш нест қарор!
Ману зулфайни ӯ нагунсорем,
Ӯ чаро бар гул асту ман бар хор?!
Ҳамчу чашми тавонгар аст лабаш,
Он ба лаъл, ин ба лӯълӯи шаҳвор!

Ташбеҳу тазоди қитъаи боло симоҳои ба чашм намоёнро ҷилва менамоянд, ки дигарбора кӯри модарзод будани устоди рӯшанбинро таъйидан рад мекунад. Чун сухан аз саршор будани шеъри Рӯдакӣ аз санъатҳои шеърӣ ба миён омад, ба хотир овардан лозим аст, ки гуфтори Устод Рӯдакӣ, баробари намунаи олии саҳли мумтанеъ ва саршори панду

андарзу ҳикмат будан, аз санъатҳои бадеъӣ ғанӣ буда, баъзе абёти ӯ дорои се, чаҳор ва зиёда аз ин санъати лафзиву маънавӣ мебошад. Аз ҳамин ҷиҳат, доноёни суханшиноси адабиёти форсу тоҷик, чӣ дар гузашта ва чӣ имрӯз, ашъори Устод Рӯдакиро барои мавҷудияти ин ё он ороиши лафзӣ ё маънавӣ шоҳид овардаанд. Қасидаи дар мадҳи вазир Абӯтайййиб Тоҳири Мусъабӣ офаридаи ӯ низ аслан санои ҷуду атоРо фаро мегирад.

Рӯдакӣ дар мадоеҳи худ беш аз ҳама ва пеш аз ҳама ташбеҳро ба кор мебарад. Алҳақ, Саъид Нафисӣ дуруст мефармояд: «Ҳар шоъир, ки дар ташбеҳ забардасттар, ҷаҳонгиртар аст». Устод Рӯдакӣ дар ин шева маҳорати беназир дорад. Ӯ ағлаб чандин ташбеҳу тазодҳоро дар якҷоягӣ истифода карда (Чу ҳомун душманонат паст боданд, —Чу гардун дӯстон воло ҳама сол), гоҳе ба онҳо калимаҳоеро дар қолаби ҳамвазн ва қофияи гуногун ба кор мебарад, ки саҷъи мутавозинро ташкил мекунад (Аз ҷуд қабо дорӣ, пӯшида мушаҳҳар, —В-аз маҷд бино дорӣ, барбурда мушайяд). Дар абёти мутафарриқаи мадеҳавии Устод Рӯдакӣ мадҳи муваҷҷаҳи духӯра, ки зоҳиран сарзаниш карда, дар асл мадҳ аст (Туйӣ, ки ҷавру бахилӣ ба ту гирифт нишеб, —Чунон ки доду саховат ба ту гирифт фароз) ва, баръакс, пораҳое дучор меоянд, ки бо истифодаи иҳому тазод, таносуби маҷоз зоҳиран мусбат намоянд ҳам, ботинан зидди он маъниро доранд:

Чокаронат ба гаҳи разм чу хайётонанд,  
Гарчи хайёт наянд, ай малики кишваргир!  
Ба гази найза қади хасми ту мепаймоянд,  
То бибурранд ба шамшеру бидӯзанд ба тир!

«Таносуб дар ин ҷо: хайёт-дарздӯз ва тарзи оромонаи либосдӯзии ӯст. Иҳом ва таззод — дар таҳти ҳаракати оромона тасвири ҷангу ҷидоли қаҳрамонона ва хашмгинонаро додан аст» (Расул Ҳодизода). Байти зерин низ дорои чунин санъат мебошад:

Онон ки гирифтор шуданд аз сипари ту,  
Аз банд ба шамшери ту ёбанд раҳойӣ!

Эҳтишом, тантана ва бурузи санъатҳои баланди шеърӣ аз вижагиҳои қасидаҳои мадеҳавии Устод Рӯдакӣ буда, бо ташбиб, насиб ва тағаззул васфи баҳор, бузургии идҳои миллии ориёнажодон — Наврӯз, Меҳргон ва Сада, инъикоси ҷилваҳои мафтункунандаи табиат, тараннуми ишқ мақоми баландро молик мебошанд. Дар порчаи поён, ки яқинан насиби қасидаи мадеҳавист, ҷашни Меҳргон бо ҳашамату шукӯҳ ва шодмониву тараб дар он рӯз тасвир гардида, аз он бӯйи шароби арғувонӣ, ки дар фасли тирамоҳ кайфияти дигаре дорад, ба машом мерасад:

Малико, ҷашни Меҳргон омад,  
Ҷашни шоҳону хусравон омад!  
Хаз ба ҷойи малҳаму хиргоҳ

Бадали боғу бӯстон омад.
Мӯрд ба ҷойи савсан омад боз,
Май ба ҷойи арғувон омад!
Ту ҷавонмарду давлати ту ҷавон,
Май ба бахти ту навҷавон омад!
Гул дигар раҳ ба гулситон омад,
Вораи боғу бӯстон омад!
Вори озар гузашту шӯълаи он,
Шӯълаи лоларо замон омад!

.

Ҷашни Меҳргон бузургтарин ҷашне, буд, ки дар рӯзи аввали тирамоҳ, ҳангоме, ки шабу рӯз баробар мешавад ва хуршед дар бурҷи мизон қарор мегирад, барпо мешуд. Дастархони меҳргонӣ аз ҳафт меваи ин фасл оро меёфт, ки худ шукӯҳу азамати хос мегирифт.

Пораи қасидаи дигар:

Он ки намонад ба ҳеч халқ, Худост,
Ту на Худойӣ, ба ҳеч халқ намонӣ!
Рӯз шуданро нишон диҳанд ба Хуршед,
Боз мар ӯро ба ту диҳанд нишонӣ.
Ҳар чи ба алфози халқ мадҳат рафтаст,
Ё биравад то ба рӯзи ҳашр, ту онӣ!

Устод Рӯдакӣ зимни ситоиш дар мавридҳои зиёд ба мамдӯҳ панд медиҳад: ӯро дар ҷанг алайҳи аъдояш далер мегардонад, дар ноомади корҳо дилбардорӣ мекунад:

Дил танг мадор, ай малик, аз кори худойӣ,
Ором ваҷҳи тарабро мадеҳ аз табъ ҷудойӣ.
Сад бор фитодаст чунин ҳар маликеро,
Охир пурсиданд ба ҳар комравойӣ.
Ин кор самойӣ буд, на қуввати инсон,
Касро набувад қувват бо кори самойӣ.
Он кас, ки туро диду туро бинад дар ҷанг,
Донад, ки ту бо шер ба шамшер даройӣ!
Онон ки гирифтор шуданд аз сипаҳи ту,
Аз банд ба шамшери ту ёбанд раҳойӣ!

Азбаски шеъри Рӯдакӣ, ағлаб, баробари он ки рӯҳи тарабу шодӣ, шурӯ фараҳро ифода мекунад, бо забони хеле содаву равон ва дур аз такаллуф суруда шудааст. Аз ҳамин ҷиҳат, дар китобҳои назмшиносии қуруни вусто ва сухансанҷони муосири форсу тоҷик аз дунёи рангоранги гуфтори Устод Рӯдакӣ барои нишон додани маъниҳои латиф ва мазмунҳои тоза чун далелу намумаҳои аъло оварда мешаванд. Ҳақ ба ҷониби пажӯҳишгари эронӣ ҷаноби оқои дуктур Абдулҳусайни Зарринкӯб аст, ки дар китоби маъруфи

худ «Бо корвони ҳулла» менависад: «Чун Рӯдакӣ дар шоъирӣ қудрату маҳорате каммонанд дошт, хоса дар тавсифи аҳволу таҷсими манозир бас чирадаст буд. Ташбеҳоту тавсифоти ӯ дар ниҳояти лутфу диққат буд. Ҳеч кас ба хубии ӯ шаробро ба ақиқи гудохта ва дандонро ба ситораи саҳарӣ ва қатраи борон монанд накарда буд. Ва аз ин гуна ташбеҳоти латифи дурахшон дар шеъри ӯ бисёр метавон ёфт. Ғайр аз қасидасаройӣ ба назми маснавиҳое чанд низ пардохт: маснавии «Калилаву Димна» ва манзумаи «Синбоднома» аз ин ҷумла буд, ки аз онҳо ҷуз абёти пароканда бознамондааст».[180]

Фақат дар китоби Муҳаммад бинни Умари Родуёнӣ «Тарҷумон-ул-балоға», ки соли таснифаш 1114 мелодӣ мебошад, роҷеъ ба шонздаҳ санъати бадеъӣ 20 байти Рӯдакӣ ба сифати мисол оварда мешавад,[181] ки он ҳо аз санъатҳои тарсеъ, муқтазаб (Агарат бадра расонад ҳаме ба бадри мунир, — Мубодират куну хомӯш машин чандино), музориъа (Нили даманда туйӣ ба гоҳи атият, —Пили даманда ба гоҳи кинагузорӣ), мутобиқа (Агарчи чангнавозон латифдаст буванд, —Фидои дасти қалам бод дасти чангнавоз), тазод, ташбеҳи машрут, муроъотунназир, мадҳи муваҷҷаҳ (Тӯйӣ, ки ҷавру бахилӣ аз ту гирифт нишеб, —Чунон ки доду саховат ба ту гирифт фароз), таҷоҳули ориф (Танат якеву ҷон якеву чандин дониш, —Ай аҷабо, мардумӣ ту ё дарёйӣ), илтифот, таъкиди мадҳи ба зам монанд, ирсоли масалайн дар байт, истидрокот (Асари мир нахоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон, — Мир хоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон-дар асаро), маънии оёти қуръонӣ, саҷъи мутавозин (Аз ҷуд қабо дорӣ, пӯшида мушаххар, —В-аз маҷд бино дорӣ, барбурда мушайяд) ва ибдоъ иборатанд. Мисол барои ибдоъ:

Он ки намонад ба ҳеҷ халқ, Худост,
Ту на Худойӣ, ба ҳеҷ халқ намонӣ!
Рӯз шуданро нишон диҳанд ба Хуршед,
Боз мар ӯро ба ту диҳанд нишонӣ.
Ҳар чи ба алфози халқ мадҳат рафтаст,
Ё биравад то ба рӯзи ҳашр, ту онӣ!

Пасон Низомии Арӯзии Самарқандӣ дар асари худ «Чаҳор мақола», ки онро соли 550 ҳиҷрӣ (1157 мелодӣ) таълиф кардааст, ҳикояти сафари чаҳорсолаи Наср ибни Аҳмади Сомониро дар Ҳирот оварда, қасидаи «Бӯйи Ҷӯйӣ Мӯлиён ояд ҳаме»-ро дар он маврид гуфтани Рӯдакиро зикр мекунад ва аз он ҳафт байтро иқтибос оварда, баъд аз байти ҳафтумро дарҷ намудан (баъд аз байти «Офарину мадҳ суд ояд ҳаме, —Гар ба ганҷ андар зиён ояд ҳаме) менависад: «Ва андар ин байт аз маҳосин ҳафт санъат аст: аввал мутобиқ, дувум мутаззод, савум мураддаф, чаҳорум баёни мусоват, панҷум узуббат, шашум фасоҳат, ҳафтум ҷазолат ва ҳар устоде, ки ӯро дар илми шеър таҷоруб аст, чун андаке тафаккур кунад, _________________________________

**180. Исмоили Ҳокимӣ**. Баргузидаи ашъори Рӯдакӣ ва Манучеҳрӣ, Теҳрон, 1371, саҳ. 19.

**181. Тарҷумон-ул-балоға**, Теҳрон, 1362, саҳ. 8, 22, 25, 26, 30, 34, 52, 75, 77, 78, 79, 80, 82, 85, 94, 125, 131, 137.

донад, ки ман дар ин мусаййибам, вассалом».[182]

Аксар дар абёти Устод Рӯдакӣ санъатҳои бадеъӣ бо ҳам омехта ва дар якҷоягӣ кор фармуда мешаванд. Дар адабиётшиносии муосири тоҷик нахустин мақоларо роҷеъ ба муҳассаноти шеъри Рӯдакӣ таҳти унвони «Дар бораи санъати назми Рӯдакӣ» соли 1958 устод Расул Ҳодизода навишта, дар китоби «Рӯдакӣ ва замони ӯ» чоп карда, дар он ҳамаи қайдҳои «Тарҷумон-ул-балоға», «Ал-Мӯъҷам», «Ҳадоиқ-ус-сеҳр», «Маҷмаъ-ус-саноеъ», ҳамчунин гуфтори Шиблии Нӯъмонӣ, Саъид Нафисӣ ва Садриддин Айниро оварда, онҳора аз нигоҳи танқидӣ ҷамъбаст намуда, бо назари нав ба ин масъалаи муҳим нигаристаанд.[183]

Ҳангоми таҳлил маълум мешавад, ки Устод Рӯдакӣ барои ифодаи мазмунҳои амиқи шоъирона, дарёфти маъонии латиф, дарки амвоҷи завқи салим ва лаззатбахши шеър, ҳамчунин лаҳни гӯшнавози калом аз тамоми воситаҳои дар ихтиёраш мавҷудбуда истифода бурда, мисли аъҷубанигор ҷаҳони рангоранги олами шеъри худро моҳирона барпо менамояд, ки аз лахту пораҳои ночизӣ боқимондаи он ҳам бузургӣ, ҷалолат, эҳтишом, кӯшиши фавқулоддаеро ҳувайдо мегардонад. Барои ба мақсад расидан Устод Рӯдакӣ аз ташбеҳ, истиора, маҷоз, тазод, муқобала, таҷнис, тарсеъ, илтизом, талмеҳ, муболиға, иғроқ ва ғайра, ки бархе аз онҳо анвоъи гуногун доранд, моҳирона истифода мебарад. Намунае барои ташбеҳи мутлақ ин байт аст:

Биёр он май, ки, пиндорӣ, равон ёқути нобастӣ,
Ва ё чун баркашида теғ пеши офтобастӣ…

Мисол барои ташбеҳи шартӣ:

Ба сарв монад, гар сарв лоладор бувад,
Ба мӯрд монад, гар мӯрд рӯяд аз насрин!

Ташбеҳи пӯшида:

Дили ман арзане, ишқи ту кӯҳе,
Чӣ сойӣ зери кӯҳе арзанеро?!

Абёти Устод Рӯдакӣ аз анвоъи гуногуни истиора, ки гуфтори ӯро басо гуворо гардондааст, низ хеле саршоранд. Модари май - истиора барои ток, бачаи ӯ барои ангур, чашмаи хуршед барои май, Нил истиораи дунё, наҳанг-марг, сарви бӯстонорой, нигор, бутони Тароз ҳама барои ифодаи дилбар, сарсари ҳаҷр, решаи умр, чамани ақл, гулшани ишқ истиораҳои марғуб мебошанд:

Чамани ақлро хазонӣ агар,
Гулшани ишқро баҳор туйӣ!

182. **Чаҳор мақола**, Теҳрон, 1319, саҳ. 29-30.
183. **Рӯдакӣ ва замоин ӯ**, Сталинобод, 1958, саҳ. 112-127.

Ишқро гар паямбарӣ, лекин
Ҳуснро офаридгор туйӣ!

Яке аз санъатҳое, ки шоъир онро хеле дӯст медорад, санъати таҷнис аст, ки навъҳои гуногуни он дар шеъри Устод Рӯдакӣ зиёд ба мушоҳида мерасад, мисли:

Аз он май маро диҳ, ки аз акси ӯ
Чу ёқут гардад ба фарсанг санг!

Санъати ташбеҳ ва тафсир низ дар шеъри Устод Рӯдакӣ барои рӯшантар ифода намудани матлаби ӯ кор бурда мешавад, ки далели возеҳи он қитъаи зерин аст, ки дар он ба василаи се пероҳани Юсуф аҳволи рӯҳонии шоъир баён мегардад:

Нигорино, шунидастам, ки гоҳи миҳнату роҳат
Се пероҳан салаб будаст Юсуфро ба умр-андар:
Яке аз кайд шуд пурхун, дувум шуд чок аз туҳмат,
Савум Яъқубро бар бӯш равшан гашт чашми тар!
Рухам монад бад-он аввал, дилам монад бад-он сонӣ,
Насиби ман шавад дар васл он пероҳани дигар!

Мақолаи дигаре, ки муҳассаноти шеъри Рӯдакиро фаро мегирад, «Роҷеь ба маҳорати нигорандагии Рӯдакӣ» ном дошта, ба қалами олими забардасти шӯравӣ И. С. Брагинский мутааллиқ аст. Дар бораи ин мақола ҳаминро гуфтан басанда аст, ки хубиҳои онро ба назар гирифта, ба муаллифи он маҳз барои ҳамин мақола Ҷоизаи давлатии Тоҷикистон дода шудааст.[184]

Ороиши дигари шеърӣ, ки ба воситаи кор фармудани он ҷиҳати ахлоқӣ, тарбиявӣ ва ҳикматнокии каломи гӯянда афзун мегардад, корбасти мақолу зарбулмасал ва андарзу ҳикматҳои роиҷ аст, ки суханвар онҳоро дар гуфтори худ истифода мебарад. Абёти ашъори боқимондаи Устод Рӯдакӣ аз ин ҷинс панду насиҳатҳои мардумӣ, ки дар тӯли асрҳо дар оташи кӯраи рӯзгорон обутоб ёфта, аз имтиҳони қарнҳо гузаштаанд, мамлув мебошанд. Бинобар ҳамин, донишмандони суханшинос садҳо сол дар ин хусус баҳсҳо кардаанд, ки дар байни он ҳама мақолаи олими шинохтаи маскавӣ Муҳаммаднурӣ Усмонов, ки бо номи «Зарбулмасалу мақолаҳо дар мероси манзуми Рӯдакӣ» соли 1958 ба забони русӣ навишта шудааст, арзиши хосеро соҳиб мебошад.[185]

184. **И. С. Брагинский.** Роҷеъ ба маҳорати нигорандагии Рӯдакӣ (ба забони русӣ/ Рӯдакӣ. Осори манзум, бо тарҷумаи русӣ, Маскав, «Наука», 1964, саҳ. 384- 440.

**185. М. Усмонов.** Зарбулмасал ва мақолҳо дар мероси манзуми Рӯдакӣ/Рӯдакӣ ва замони ӯ, Сталинобод, 1958, саҳ. 168-184.
Дар ин мақола М. Усмонов, аввалан, қайд мекунад, ки бархе аз пажӯҳишгарон дар мақолаву рисолаҳои худ чанде аз гуфтори ҳикматомези Рӯдакиро иқтибос меоранд, ки бо вуҷуди ҳикматомез будани худ ба зарбулмасалу мақолҳо дохил намешаванд, мисли

Андар балои сахт падид ояд
Фазлу бузургмардию солорӣ.

Ё:

Некбахт он, ки бидоду бихӯрд,
Шӯрбахт он, ки на хӯрду на дод!

Ва ё:

Ҳар ки н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеч н-омӯзад зи ҳеч омӯзгор!

Вале баъд аз ин сиву як зарбулмасалу дувоздаҳ мақолро аз ашъори Устод Рӯдакӣ оварда, онҳоро бо зарбулмасалу мақолҳое, ки дар чанд маҷмӯъаи зарбулмасалу мақолҳои форсӣ ва тоҷикӣ гирд оварда шудаанд, муқоиса мекунад, ки чун намуна баъзе аз онҳоро метавон ин ҷо зикр намуд: «Макун бад, агар бад нахоҳӣ ба хеш», «Чу пӯсти рӯбаҳ бинӣ ба хони вотгарон, —Бидон, ки тухмати ӯ дунбаи ба шудёр аст», «Кас набардоштаст ба дасте ду харбуза», «Маҷнун донад, ки ҳоли Маҷнун чун аст», «Буз ба бичбич-бар ҳаргиз нашавад фарбеҳ», «Кай рафтаро ба зорӣ бозорӣ», «Об ҳар чи бештар нерӯ кунад, банду варғи сустбуда бифканад», «Хеш бегона гардад аз пайи деш», «Маялфанҷ душман, ки душман яке фузун асту дӯст аз ҳазор андаке» ва ғайраҳо. Ва аз мақолҳо чунинҳоро ном мебарад: «Ситем аз реши касе оҳанҷидан», «Чун хар дар миёни шилк фурӯ мондан», «Ҳадиси ғоб гуфтан», «Ҷома ба дандон гирифтан», «Рутаб аз коноз баровардан» ва монанди онҳо. Аммо ин ҷо мо на шакли дар ашъори Рӯдакӣ овардашудаи мақолҳо, балки шакли масдарии онҳоро овардем, ки чун ибораҳои устувор шинохта мешаванд.

Шеваи кори Устод Рӯдакӣ дар истифодаи зарбулмасалҳо ва мақолҳои мардумӣ он аст, ки чунин ҳикматҳоро дар матн дар мақоми хеле табиӣ бо тазодҳо ё тафсири онҳо ба кор мебарад, ки ҳам шевоӣ ва ҳам мазмуни шеърро баланд мебардоранд ва ҳам ҳикматнокии онро меафзоянд, ҳам арзиши гуфтори шоъирро хубтар ба ҷилва медиҳанд. Бархе порчаҳои боқимондаи ашъори Устод Рӯдакӣ пурра бо ин тарз нигошта шудаанд. Ҳатто қариб ҳамаи абёти парокандаи боқимондаи достони «Калилаву Димна»-и Устод Рӯдакӣ бо ин услуб таълиф гардидааст. Ба пораи шеъри зерин таваҷҷуҳ фармоед:

Чун теғ ба даст орӣ, мардум натавон кушт,
Наздики Худованд бадӣ нест фаромушт!
Ин теғ на аз баҳри ситамгорон карданд,
Ангур на аз баҳри набиз аст ба чархушт!
Исо ба раҳе дид яке кушта фитода,
Ҳайрон шуду бигрифт ба дандон сари ангушт.
Гуфто, ки киро囗куштӣ, то кушта шудӣ боз,
То боз кӣ ўро бикушад, он ки туро кушт?!
Ангушт макун ранҷа ба дар кўфтани кас,
То кас накунад ранҷа ба дар кўфтанат мушт!

Ин ҷо чун зарбулмасалҳо аз забони ҳазарати Исо оварда мешаванд, қудрати тарбиявии онҳо барои мардум рўшантар пазируфта мегардад.

Дар қитъаи шеъри поён барои возеҳтар ифода гардидани матлаб зарбулмасал басе бамавқеъ оварда шудааст:

Ай хоҷа, ин ҳама, ки ту худ медиҳӣ шумор
Бодоми тарру сикиву баҳмону бостор!
Мор аст ин ҷаҳону ҷаҳонҷўй моргир,
Аз моргир мор барорад ҳаме димор!

Ба гумонам, дигар барои нишон додани мақоми зарбулмасал ва мақолҳои халқӣ дар гуфтори шакарбори Устод Рўдакӣ ҳамин намунаҳо басанда аст.

Дар тамоми дунёву кулли забонҳои олам шеър бидуни вазну оҳанг вуҷуд надорад. Аз ин рў, пажўҳиши ашъори Устод Рўдакӣ бе таҳлилу тадқиқи авзони шеърҳои ў нопурра ба назар мерасад. Хушбахтона, ин корро ҳанўз соли 1958 олими мумтози вазншиноси тоҷик Баҳром Сирус бо камоли ҳавсала дар мақолаи худ «Вазни осори боқимондаи Рўдакӣ» анҷом дода, моро аз таҳлили густардаи дубораи он бениёз гардонидааст.[186]

Фақат ҳаминро гўшзад метавон кард, ки шодравон Баҳром Сирус дар мақолаи худ 264 пораи шеъри Устод Рўдакиро мавриди санҷиш қарор дода, ба натиҷае меояд, ки ин шеърҳоро дар 108 навъи 10 баҳри вазни арўз таълиф кардааст, ки манзараи истеъмоли онҳо чунин аст:

1. Навъҳои гуногуни баҳри ҳазаҷ . . . . 35
2. Навъҳои гуногуни баҳри рамал . . . . 18
3. Навъҳои гуногуни баҳри мунсареҳ . . . . 12
4. Навъҳои гуногуни баҳри муҷтас . . . . 10
5. Навъҳои гуногуни баҳри музореъ . . . . 10
6. Навъҳои гуногуни баҳри хафиф . . . . 9
7. Навъҳои гуногуни баҳри сареъ . . . . 6
8. Навъҳои гуногуни баҳри қариб . . . . 5
9. Навъҳои гуногуни баҳри мутақориб . . . . 4

**186. Баҳром Сирус.** Вазни осори боқимондаи Рӯдакӣ / Рӯдакӣ ва замони ӯ, Сталинобод, 1958, саҳ. 128-141.

10. Навъҳои гуногуни баҳри раҷаз . . . . 3
Ҷамъан 108

Баҳром Сирус танҳо вазни дувоздаҳ порчаи шеърии Устод Рӯдакиро ба сабаби таҳриф гардиданашон муайян карда натавониста, байтҳои аввали онҳоро зикр менамояд. Аз ҳамин ҷиҳат, мо ба равони поки ин пирамарди пуркор барои хидмати шоистааш аз таҳти дил изҳори сипос менамоем ва аз даргоҳи Худованди олам омурзиши гуноҳонашро мехоҳем.

## ЗАБОНИ ОСОРИ РӮДАКӢ

Осори боқимондаи Устод Рӯдакӣ бо забони нағзу сараву пухтаву пурсарвати худ садсолаҳо боз диққати аҳли таҳқиқро ҷониби худ мекашад. Устод Садриддин Айнӣ ҳаяҷонбахшу пуртаъсир ва, дар айни замон, содагӣ, равонӣ ва пухтагии онро ба назар гирифта, навишта буд: «Забони шеъри Рӯдакӣ бисёр содаву ҳамафаҳм аст. Ӯ калимаҳои арабиро бисёр кам кор мефармояд ва аз суханҳои форсии тоҷикӣ ҳам бештар содатарину омафаҳмтаринашро чида гирифта, ба кор мебарад... Гуфтан мумкин аст, ки бештарини шеърҳои Рӯдакиро тоҷикони имрӯза ба осонӣ мефаҳманд».[187]

Ба гуфти мӯҳтарам Расул Ҳодизода, «Забони шеъри Рӯдакӣ ҳар қадар сода бошад, фикру ҳаяҷонҳои дар он баёнёфта ҳамон андоза амиқ ва пурмазмунанд. Бо чунин забони сода ифода намудани фикрҳои олӣ маҳоратест бузург, ки онро С. Айнӣ санъати «саҳли мумтанеъ» (яъне, дар назар осон намояд ҳам, адо намудани он душвор аст) номидааст.[188]

Ҳамаи ин гувоҳи он аст, ки Устод Рӯдакӣ шоъири ниҳоят даррок, рӯшанбин, ҳикматпеша ва дар ҳунари нигорандагӣ хеле чирадаст ва аз ҳамин рӯ барои суханварони замони худ муқтадо буд. Барои ҳамин, ҷойи таъаҷҷуб нест, ки тамоми адибону таърихнигорони давр ӯро чун касе, ки дар офарандагӣ устоди устодони шеъри дарӣ ва некӯсухану матингуфтор аст, мавриди тақлиди худ қарор додаанд ва ҷамеъи қаламфарсоёни қуруни X — XX ин сифати Устод Рӯдакиро ситоиш кардаанд. Мо ҳам ҳунари волои Устод Рӯдакиро дар офариниши ашъори фалсафӣ, ҳикматомез ва ҷавҳари инсонпарварии шеъри ӯро ба назар гирифта, ӯро чун шоъири ҳаким пазируфтаем, яъне Устод Рӯдакӣ шоъири ҳаким аст.

Мо Устод Рӯдакиро шоъири ҳаким гуфтем. Турфа он аст, ки бо вуҷуди камӣ олами ашъори Рӯдакӣ басе рангоранг буда, дар маркази он Инсони муҳаррики пӯё, шахси кордони кӯшо ва одами аз ҷиҳати ақлу тамиз комиле, ки пиндори неку гуфтори неку рафтори нек аз хислатҳои писандидатарини ӯст, қарор гирифтааст. Инсоне, ки Устод Рӯдакӣ ба тасвири ҳусни зоҳир ва олами ботини ӯ мепардозад, қабл аз ҳама,

**187. Устод Рӯдакӣ** (ба хатти лотинӣ), Сталинобод, 1940, саҳ. 25.
**188. Рӯдакӣ ва замони ӯ**, саҳ. 127.
шахсияти озод, бофарҳанг, соҳиби дониши мукаммал, бихрад, дунёдида, таҷрибаандӯхта аз таърихи башар ва воқеъаҳои гузашта ибратгирифта ва намунаи тақлид буда, пайдост, ки идеали инсонии шоъирро инъикос менамояд. Аз мутолиъаи мероси фикрии боқимондаи Устод Рӯдакӣ, бидуни тардид, моҳияти ҷаҳонбинӣ, ақидаҳои иҷтимоъӣ, андешаҳои ҷамъиятӣ, фикрҳои тарбиявӣ, пиндори ахлоқӣ, масъалаҳои ҷаҳонфаҳмӣ, таъвили нукоти зиндагӣ ва панду андарзҳои ӯ ба таври махсус ҷилва мекунад. Ин шеваи калом, дар айни ҳол, ба навъи чашмгире афкори пешқадам ва андешаҳои тараққихоҳи адибро роҷеъ ба масъалаҳои маргу зиндагӣ, ҳаёту мамот, шодию дард, васлу фироқ ва тазодҳои дигари рӯзгори мардумон ба хубӣ метавонад инъикос намояд.

Мутолиъаи осори Рӯдакӣ собит менамояд, ки ӯ таркиби табақавӣ ва ақшори ҷомеъаи замони худро бо тамоми ҳуқуқҳо, пиндорҳо ва мақоми ҷамъиятии онҳо амиқ дониста, дар шеъри худ назаррас ба қалам медиҳад. Мусаллам аст, ки дар сари ҷомеъа амир меистад. Рӯдакӣ ӯро бо номҳо ва унвонҳои амир (Агар амири ҷаҳондор доди ман надиҳад, — Чаҳорсола навиди маро кӣ ҳаст хиром?), шоҳ, Хусрав (Хусрави ба тахти пешгоҳ нишаста, — Шоҳи мулуки ҷаҳон- амири Хуросон), подшоҳ, шоҳаншоҳ, шаҳриёр (Ҳар ки сар аз панди шаҳриёр бипечид — Пойи тарабро ба доми гурм дарафканд), хадеш, Малик (Малико! Ҷашни Меҳргон омад,— Ҷашни шоҳону хусравон омад), ёванд (Чу ёвандон ба маҷлис май гирифтанд, — Зи маҷлис маст гаштанду рафтанд) ёд мекунад. Ёвар, маслиҳатгар, чорасоз ва дастурдиҳанда ба амир, кишвар ва мардум вазир аст (Ройи вазирон туро ба кор наёяд, — Ҳар ҷо савоб аст, бахт фармояд). Балъамӣ барин вазирон тамоми корҳои адабӣ, динӣ, фарҳангӣ, умури дохилӣ ва хориҷии кишварро анҷом медоданд. Лашкару сипоҳ такягоҳи мулку малик аст. Ин лашкару сипоҳи мусаллаҳ бо тиру камон, сарпош, найзаву шамшер, теғу пайкон, хадангу синон ва гулӯлаҳои нафтбор размида, душманро саркӯб намуда, ба мушоҳидаи ӯ хасм (Ба гази найза қади хасми ту мепаймоянд, — То бибурранд ба шамшеру бидӯзанд ба тир), адӯ (Ҳамекуштӣ, то дар адӯ намонд шуҷоъ, — Ҳамебидодӣ, то дар вало намонд фақир) ва бадхоҳонро дар дил бим меафканд (Хайли размӣ ту гар дар дили адӯ гузарад, — Зи бими теғи ту бандаш ҷудо шавад аз банд). Дар ин корзор гурдони ҷангҷӯ (настӯҳ) бо миғфар, ки хӯд аст ва хафтон- сипар (Сипар ба пеш кашидам ханданги қаҳри туро, — Чу тир бар ҷигар ояд, сипар чӣ суд кунад?) ва ҷавшан худрову кишварро ҳимоят мекунанд.

Ҷанг (Он кас, ки туро диду туро бинад дар ҷанг, — Донад, ки ту бо шер ба шамшер даройӣ), фитнаву ғавғо (Ҳама нинюшаи хоҷа ба некиву сулҳ аст, — Ҳама нинюшаи нодон ба ҷангу фитнаву ғавғост) хоси ашхоси нодон буда, агар ба қабзаи камон дасти амири Хуросон расад, аз тарси тири ӯ, ки Рӯдакӣ онро «нисол» гуфтааст, замину замон меҳаросад (Равон зи дидаи афлокиён шавад Ҷайхун, — Нисоли тират агар қабзаи камол лесад) ва душман мисли аждаҳо бошад ҳам, дар шамшери ӯ чун мум об мегардад (Душман ар

аждаҳост, пеши синонаш, — Гардад чу мум пеши оташи сӯзон). Канизак, банда, раҳӣ, чокар, ғулом, ридак, пешкору пешёр ҳама хизматгори кишвар буда, дар ободӣ ва нигоҳбонии он саҳмгузор ҳастанд. Ба ин мумосибат, Устод Рӯдакӣ аспсаварӣ ва навъҳои аспро ситоиш менамояд. Аспи нуҳоз (пешрави гала), аспи арабӣ, хинг, наванд, якрон, рахш дар назари Рӯдакӣ зеби кишвар аст. Чун асли Рӯдакӣ аз деҳқону деҳнишинон буд, ӯ ба хубӣ медонист, ки дар зиндагии деҳотиён буз, меш, гӯспанд, барра, нахчир, рама, шот, ғуч, гов, уштур ва шутур, ки номи дигарашро шоъир «сор» мегӯяд, ҳар як ба чӣ арзише соҳиб буданд. Вале ӯ нерӯмандии амири мамлакатро ба фили маст (пили даманда) ташбеҳ медиҳад. Таъбири «уштури маст» ва таркиби «курраи навзин» символҳое ҳастанд, ки саркашу нерӯманд, зудҳаракату сарнафуроранда ва навнумӯ будани давлатро таъвил мекунанд. Шер, зайғам, паланг, гург, юз (Он малики Нимрӯзу хусрави пирӯз — Давлати ӯ юзу душман оҳуи нолон), оҳубарра ва рӯбаҳ (Кард рӯбаҳ юзворӣ як заганд,— Хештанро з-он миён берун фиканд), гурба, харгӯш, мор (Мор аст ин ҷаҳону ҷаҳонҷуй моргир, — Аз моргир мор барорад ҳаме димор), гурза, афъӣ, каппӣ, ки бӯзина аст, муш, каждум, карбоша ва карпоша, ки калтакалоси заҳрнок аст (Чоҳ пуркарбошаву пуркаждумон, — Хӯрди эшон пӯсти рӯйи мардумон) бо наҳангу моҳӣ ба Устод Рӯдакӣ имкон медиҳад, ки образҳои зарурӣ офарад:

Он саҳни чаман, ки аз дами дай,
Гуфтӣ, дами гург ё паланг аст,
Акнун зи баҳори монивитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу «Жанг» аст!
Бар киштии умр такя кам кун,
К-ин Нил нишемани наҳанг аст!

Ҳусни баҳор ва зебоиҳои табиъати афсунгарро бо гулу лола, савсану арғувон, бунафша, пилгӯшу садбарг, ёсамину барғаст, райҳону наргис, насрину настаран, нилуфару суман, сен ва саму, сунбул, боғу роғ, бӯстону чаман ва кӯҳу даманро хуррам ҷилва медиҳад. Масалан, мардуми ҳунарманди кишвар аз ғеша-гиёҳе бурёву ҷувол мебофанд, ки ин ҳусни табиъат фақат барои дидан нест, он эҳтиёҷи мардумро мебарорад. Ғешаро акнун дар кӯҳистони Панҷакент ғӯш мегӯянд, ки банди борик ба андозаи сарангушти марди ҳузарбтан дошта, дар сояи дарахтони азимҷусса то 3—3.5 метр мерӯяд. Аз пӯстлохи он бӯрё, сабад ва пойафзол мебофанд. Навъи дигари ҳамин дарахт, ки онро мушша меноманд, дар алоҳидагӣ мерӯяд ва шоху барги зиёд дорад. Вале аз пӯсти он намешавад истифода кард. Гулу сабза ва раёҳину себарга ба шеъри Рӯдакӣ рангу бӯйи тоза, тариву нармӣ ва ҳусни гуворо ато фармуда, боридани шабнам, ки онро шоъир жола мегӯяд, накҳату таровати дилрабое мебахшад.

Устод Рӯдакӣ қишрҳои аҳолии мамлакатро хуб медонад. Дар байни сойири табақоти мардуми ҷомеъа деҳқонро, ки ашрофзодаи эронӣ ва деҳхудост, кадеварро, ки ба боғбонию кишоварзӣ машғул аст, зеби мамлакат медонад. Аммо ангашба, ки деҳқони молдори муфтхӯр аст, худпарасту

худхоҳ аст, ба мамлакат зиён меоварад. Кадевар бошад, бо белу каланд, ки дар шеъри Рӯдакӣ шакли «кананд»-ро дорад, досу доскола кишварро обод, хирманҳоро пур, заминро шудгор мекунад; марди муздур бо гирифтани ҳаққи заҳмати худ ба кори деҳқону косиб кӯмак мерасонад. Инҳо ҳама тобеъи амиру вазир ва ҳокиманд. Себу биҳӣ, сунҷиду челон, пиставу бодом, беду нашк, сарву парварда, бо дастрас намудани уду бон ва сандал сарвати ватанро меафзояд. Ангуру анҷиру анор (нор) зеби дастархон (суфра) аст. Аммо нон чизи асосист. Доранда нони ғафси калон ва гандуми сафед мехоҳад, ки онро «шамаз» мегӯянд (Нонаки кашкинт раво нест низ, — Нони шамаз хоҳӣ гирду калон). Нони ҷавин (кашкин)-ро бисёриҳо орзуманданд, ҳарчанд онҳое, ки нони гандуми ҷаззадор, ки мағзи бодом, чормағз ва шираи қанд омехта мепазанд, дар суфра доранд, кам нестанд. Ин навъи нонро дар замони Рӯдакӣ «фарахша» мегуфтанд. Майли Устод ба тарафи бенавоёни муҳтоҷи нони ҷав аст:

Басо касо, ки бара асту фарахша бар хонаш,
Басо касо, ки ҷавин нон ҳаме наёбад сер.
Мубодират куну хомуш мабош чандино,
Агар-т бадра расонад ҳаме ба бадри мунир!

Аммо Устод Рӯдакӣ бо тамоми ҳастӣ ба тарғиби ғанимат шумурдан, хуш гузаронидани вақт ва ҳедонизм мепардозад, айшу нӯшро талқин мекунад. Бо ин мақсад, ӯ бо ҳаяҷони шоъирона малоҳӣ, яъне асбоби айшу ишратро меситояд (Шуд рӯзаву тасбеҳу таровеҳ ба як ҷой, — Ид омаду омад маю маъшуқу малоҳӣ) ва маю бодапоймоиро чун воситаи шодмонибахш дар самоъ, базмҳои айшу тараб, ҷамъомадҳои дӯстона, зиёфатҳои шоҳона ва амсоли инҳо тасвир намуда, навъҳои гуногуни майро чун секӣ, яъне мусаллас, соф, яъне шароби ноби зулол, дурд, яъне таҳнишини май ё шаробе, ки ҳанӯз тоза карда нашудааст, шароби рахшон, майи рахшон, бодаи сайёл, набиз, яъне шаробе, ки аз хурмо месозанд, бо хусусиятҳои хосашон тавсиф менамояд. Ба фикри Рӯдакӣ, май меъёрест, ки дараҷаи одамгарӣ, озоду банда, ғуломи зархарид ва инсони шарафманд будани каси бодапайморо ба ҳамагон намоиш медиҳад.

Рӯдакӣ надими хоси шоҳ буд. Аз ин ҷиҳат қоидаҳои майнӯшӣ, шаробхорӣ ва бодапаймоиро нағз медонад. Дӯстгонӣ — пиёлаи пуропури шаробе, ки касе бенавбат ба шарафи дӯсти содиқаш менӯшад, ғориҷӣ — майнӯшии субҳона барои дафъу рафъи хумори шабона. Айшу тарабро ӯ «куруз» меномад:

Бо курузу хуррамӣ оҳу ба дашт
Мехиромад чун касе, к-ӯ маст гашт.

Шаробро то навбаҳор (рӯзҳои Наврӯз) ва нимаи найсон (ҷӯши баҳор) нигоҳ дошта (Ҳам ба хум-андар ҳамегудозанд чунин — То ба гаҳи навбаҳору нимаи найсон), ҳангоми Наврӯзу Меҳргону Сада дар базмхона бодадиҳанда

(Бодадиҳанда буте бадеъ зи хубон — Баччаи хотуни турку бачаи хокон) аз майи лаълфом ба кадунима, ки як навъ зарфи махсуси шароббарист (Лаъли майро зи дурҷи хум баркаш, — Дар кадунима кун, пеши ман ор) онро андохта, пеши аҳли маҷлис мебурданд, ки онҳо ба айшу тараб бипардозанд. Аҳли зиёфат ҷомҳои лаболаб, соғарҳои булӯрин ва паймонаҳои саршор, яъне ратлро пур карда (Буданӣ буд, май биёр акнун, — Ратл пур кун, беш магӯй сахун), дар такуки шоҳвор, ки ҷоми тиллоӣ, нуқрагин ва гилинест, ки дар шакли сари гов, шер ва тула сохта шуда бошад (Хур ба шодӣ рӯзгори навбаҳор — Май гусор андар такуки шоҳвор), май нӯшида, бо фароғати хотир дар зери нағмаи руд ва ҳидояти соқӣ (Соқӣ, ту бидеҳ бодаву мутриб, ту бизан руд, — То май хурем имрӯз, ки вақти тараби мост) тарабу шодмонӣ меварзанд. Қасидаи «Модари май» гӯётарин намунаи тарғибу талқини ҳедонизм аст. Абёти зайл низ аз намунаҳои олии тасвири май дар осори боқимондаи Рӯдакист:

Биёр он май, ки, пиндорӣ, равон ёқути ноб астӣ,
Ва ё чун баркашида теғ пеши офтоб астӣ!
Ба покӣ, гӯйӣ, андар ҷом монанди гулоб астӣ,
Ба хашшӣ, гӯйӣ, андар дидаи бехоб хоб астӣ!
Саҳоб астӣ, қадаҳ, гӯйиву май қатри саҳоб астӣ,
Тараб, гӯйӣ, ки андар дил дуъои мустаҷоб астӣ!
Агар май нестӣ, яксар ҳама дилҳо хароб астӣ,
Агар дар колбад ҷонро надидастӣ, шароб астӣ!
Агар ин май ба абр—андар ба чанголи уқоб астӣ,
Аз он то нокасон ҳаргиз нахӯрдандӣ, савоб астӣ!

Ба қавли Устод Рӯдакӣ, вижагии май он аст, ки баъди нӯшидан кӣ будани одамро, ки ашрофзодаест ё ғуломи зархарид аст, нишон медиҳад. Махсусан, дар баҳорон майгусорӣ хушу тарабфазост. Ҳатто, агар шахси мумсик шароб нӯшад, дар асари он саховатманд мегардад:

Май орад шарафи мардумӣ падид,
Озоданажод аз дирамхарид!
Май озода падид орад аз бадасл,
Фаровон ҳунар аст андар ин набид!
Ҳар он гаҳ, ки хурӣ май, хуш он гаҳ аст,
Хоса чу гулу ёсаман дамид.
Басо ҳисни баландо, ки май кушод,
Басо курраи навзин, ки бишканид.
Басо дуни бахило, ки май бихӯрд,
Каримӣ ба ҷаҳон - дар пароканид.

Ин навъи шаробро Устод Рӯдакӣ бо муболиға офтобе меномад, ки бинӯшӣ, акси он аз рухон намоён мешавад:

Биёру ҳон бидиҳ он офтоб, к-аш бихурӣ,
Зи лаб фурӯ шаваду аз рухон барояд зуд!

Чунин май оҳуро ба шер мубаддал мегардонад ва, ҳатто, наҳангро маст мекунад:

З-он май, ки гар сиришке аз он барчакад ба Нил,
Сад сол маст бошад аз бӯйи ӯ наҳанг.
Оҳу ба дашт гар бихурад қатрае аз ӯ,
Ғурранда шер гардаду н-андешад аз паланг.

Зеғол — пиёлаи калони шаробхӯрӣ ва бодапайморо дар фасли гул аз майи суп-сурхи чун лаъли гудохта лабрез кардан лаззати махсус дорад. Рӯдакӣ панд медиҳад:

Шукуфт лола, ту зеғол бишкуфон, ки ҳаме
Ба даври лола ба каф барниҳода биҳ зеғол!

Ба рӯйи каф ниҳодани ҷоми май одоби хоси ашрофзодагон ва болонишинон дар анҷуману маҷлисҳои зиёфати шоҳона буд. Дар ҳамин навъ гирдиҳамоиҳои онҳо ашхоси номатлуб масмум карда мешуданд. Рӯдакӣ ба хонанда ва шунавандаҳои худ ҳушдор медиҳад, ки эҳтиёт бояд ба кор бурд, ки мумкин аст дар ҷоми булӯрин «талқ», яъне шароби заҳролуд бошад:

Лаб тар макун ба об, ки талқ аст дар қадаҳ,
Даст аз кабоб дор, ки захр аст тавъамон!

Рӯдакӣ дар байте аз доруеро барои илоҷи шоҳ фармудани пизишке сухан меронад, ки ба яке аз маснавиҳои баҳри рамали ӯ («Калилаву Димна», «Синбоднома» ва «Даврони Офтоб») марбут бояд бошад:

Назди он шоҳи замин кардаш паём,
Доруе фармуд зомаҳрон ба ном.

«Зомаҳрон» ин тарёк ё позаҳр аст, ки бар зидди заҳр ба кор мебурданд.

Бисёр ашъори боқимондаи Устод Рӯдакӣ далели он аст, ки ӯ шароити зиндагии ақшори гуногуни ҷомеъаи давраш, хусусан рӯзгору маъишати рустоиёнро хеле амиқ медонистааст. Истеъмоли вожаҳои «пажованд» (ғалақа ё танба), «фалҷ» (занҷир), «офрӯша» (ҳалвои орду асалу равған), «касима» (хори уштур, янтоқ), «ғовшанг» (халачӯб), «куном» (чарогоҳ), «канна» (фатила ё пилтаи чароғ), «канур» (сандуқи ғаллагирӣ), «сипор» (юғ), «дашт», «роғ», «мағок», «ханба» (чордевори тахтагин ва ё гилини рӯкушода, ки дар анборҳо барои нигоҳ доштани ғалла месозанд), «ғеша», ки ҳоло «ғуш» мегӯянд, «тарфанҷ» (роҳи кӯҳӣ, овринг), «ғунда» (ҳашароти машҳури заҳрноки одамкуш), «оaccess» (ресмон барои овехтани ангур ва

меваҳои дигари думчадор) ва амсоли инҳо исботи ин даъвост. Ё ин ки Устод Рӯдакӣ чандин намунаи пойафзолро ба кор мебарад: «Пойдон», ки дар ҷойи дигаре онро надидаам (Чун бигардад пойи ӯ аз пойдон — Худ шукӯхидан намояд ҳамчунон), «полик», ки ҳанӯз дар бачагиҳои мо одамони камбизоъат мепӯшиданд ва аз пӯсти хоми гов нодӯхта бо риштаҳо ба по мепечонидаду «хомакӣ» мегуфтанд, «мӯза» ва «мӯзаи чинӣ», «кафш», «кашкала» (навъе пойафзол, ки шотирон мепӯшанд), «сур», ки мувофиқи шарҳи Амон Нуров, «кафшест, ки дар деҳаҳои Хуросон рӯйи онро аз ресмони сиёҳ мебофтанд» (Мутрибонро рикоб заррогин, — Пойи озодагон наёбад сур) аз ин қабиланд.

Устод Рӯдакӣ анвоъи мухталифи либосҳо, пӯстинҳо, чангафзорҳо, шаробҳо, қадаҳҳо, порчаҳо ва амсоли инҳоро чунон бо вижагиҳои хосашон ба қалам медиҳад, ки аз рӯйи навиштаҳои ӯ роҷеъ ба зисту зиндагӣ, маъишат, табақот ва одоби он гурӯҳҳо метавон асари мукаммале офарид.

Боз онро хотирнишон карданиям, ки дар фасли корҳои саҳро мардумон бошишгоҳҳои муваққатӣ месозанд, ки ҳар замон ба манзил барнагарданд. Одатан ағлаби суханварон навъи чунин сарпаноҳҳоро ташхис намедиҳанд ва чодару хайма мегӯянду мемонанд. Бинобар гуфти Устод Рӯдакӣ, «хайма» бошишгоҳи муваққатии лашкару сипоҳ аст (Расиданд зӣ шаҳри Чиндон бароз, — Сипаҳ хайма зад дар нишебу фароз). Баръакс, «чодар» хиргоҳи гирди туркӣ ва саҳронишинон мебошад, ки хеле зебу оро дода мешавад. «Коза» бошад, каппаест, ки бо чиғу пағоз устувор гардида, бо намади коза пӯшонда мешавад (Ҷой кард ӯ баҳри будан козае, — З-он ки карда будашон андозае). Боз истилоҳи «бачкам»-ро ба кор мебарад, ки ба маънои боргоҳ меояд (Аз ту ҳолӣ нигорхонаи чам — Фарши зебо фиканда бар бачкам). Шакли дигари ин истилоҳ «башкам» ҳам маънoро возеҳ ифода мегардонад (Аз шабистон ба башкам омад шоҳ — Гашт башкам зи дилбарон чун моҳ). «Куён» дар тасвири Устод Рӯдакӣ хаймаи арабҳои бодиянишин аст (Ин рахти куёни худ ман рафтаму пардахтам, — Чун курд бимондастам: танҳо ману ин боҳу). Аммо «насар» соябоне мебошад, ки онро аз шоху алаф дар айлоқҳо (чарогоҳҳои тобистона) месозанд (Дур монд аз саройи хешу табор,— Насаре сохт бар сари кӯҳсор).

Дар ашъори Рӯдакӣ калима, истилоҳ ва таъбирҳое дучор меоянд, ки акнун аз истеъмол баромадаанд, вале зебову хушоянд буда, қобили истифода мебошанд. Таваҷҷуҳ фармоед ба ин вожаҳо: дафнук — ҷулли асп, ки ҳангоми дам додан ӯро ба он мепӯшонанд; бахнав—раъд; баштар— абр; хабок— қутан; нағил ҳам қутан ва ғайра.

Вожаҳое чун олуғда, ки ҳоло алағда мегӯянд, устура, хик, базмхона, базеб, бедистон, чағбут, челон, хусур, дош (худмон), завлона, фартут, дос, кафк, ки эрониҳо каф мегӯянд, гурунҷ, загора, хархаша, иёл ва амсоли он алфозе мебошад, ки имрӯз ҳам дар забони гуфтугӯйи сокинони болооби Зарафшон хеле серистеъмоланд.

Рӯдакӣ байте дорад:

Пеши теғи ту рӯзи саф душман<br>Ҳаст чун пеши доси нав курпо!

Саъид Нафисӣ калимаи охирро «Кӯрпо — ҳаландуз, ки навъе аз ревос бошад» (с. 563) тафсир мекунад. Аз тафсири Амон Нуров чи будани он гиёҳе, ки ӯ дар назар дорад, маълум нест. Маълум аст, ки ҳар дуйи ин шарҳу тафсир нодурустанд, зеро ревосро бо дос намедараванду он кӯрпо намешавад. Дар асл, ин «кӯрпо»-ро, ки Устод Рӯдакӣ кор фармудааст, ба тоҷикӣ «юнучқа» ва ба форсӣ «шабдар» ва бо забони русӣ «клевер» мегӯянд, ки ҳамин алафро ҳангоми қад афрохта ҳанӯз напухтанаш «кӯрпо» мегӯянд, ки бо доси нав даравидани он айнан тасвири Устод Рӯдакиро дар зеҳн эҳё мегардонад.

Шигифташ он аст, ки тарҷумони русии ҳамин шеъри Рӯдакӣ Семён Липкин онро «клевер» тарҷума кардааст, аммо «доси навро» фақат дос гуфтааст, ки айни муддаъост:

Враг перед **твоим мечом на** поле **боевом**
Подобен клеверу **на** поле **перед серпом.**

Ҳамин тариқ, дар ашъори устоди панҷрӯдӣ олами ҳастӣ, дунёи мавҷудот ва ҷаҳони пиндор ҳама бо ҳам пайваст, якҷоя ва ба тарзи воҳид шинохта шуда, шоъир ҳамаи ашёи маҳсусро дар ягонагӣ тасаввур мекунад.

Рӯдакӣ олами парандагонро ҳам некӯ медонад ва бо тарзи зиндагӣ, рафтору хониш, хислатҳои нағзу зишт, ҷиҳатҳои нафъоварӣ ва одатҳои зарарноки онҳо ошност. Инъикоси олами рангини парандаҳо шеъри Рӯдакиро басе гуворо гардонидааст. Аз тавсифи хурдтарин парандаи хушовоз, ки шахиш ном дорад (Гургро кай расад салобати шот — Бозро кай расад ниҳеби шахиш), то тасвири уқоб (Агар ин май ба абр-андар ба чанголи уқобастӣ, — Аз он то нокасон ҳаргиз нахӯрдандӣ, савоб астӣ) ба шеъри Рӯдакӣ ҳусни тоза бахшидааст. Ифодаи тарзи хирому рафтор, сахтчанголу заъифи беозор ва тазоди бисёр мурғон ҷанбаи пандомӯзӣ ва ибратбахшии гуфтори Рӯдакиро пурқувваттар мегардонад.

Дар ашъори Рӯдакӣ зикри саъва, заған (Ҷумла сайди ин ҷаҳонем, ай писар, — Мо чу саъва, марг бар сони заған), сору булбул (Булбул ҳаме бихандад дар шохсори бед, — Сор аз дарахти сарв мар ӯро шуда муҷиб), ҳазор, ҳазордастону зандвоф, ки низ маҷозан номҳои булбул мебошанд, андалеб, пӯпак, чаковак, таз, кабк (Чун латиф ояд ба гоҳи навбаҳор — Бонги рӯду бонги кабку бонги таз), сулсул, чарз, фохта, парасту, шоҳин, каргас (Чарост умри каргас дусад сол, вайҳак — Намонад фузунтар зи соле парасту?), зоғ, моғ, бум, ҷуғз, боз, куланг (Ҷуғз, ки бо бозу бо кулангон паррад, — Бишканадаш парру болу гардад лат-лат), титу ё тӣтав, ғуроб, усфур, товус, симурғ, самандар ва ғайраҳо низ ҷанбаҳои маънавӣ, аёнӣ, пандомӯзӣ, фалсафӣ ва маърифатбахшии онҳоро меафзод. Корбасти вожаҳои «мурғ» (Мурғ дидӣ, ки бачча з-ӯ бибаранд. — Чов-човон—дар асту ҷӯён аст), «мурғак» (Бад-он мурғак монам, ки ҳаме дӯш, — Ба зор аз бари шохак ҳамефунуд) ва «мурғобӣ» (Бувад зудо, ки бо он нек хомӯш — Чу мурғобӣ зани дар об поғӯш) тобишҳои гуногуни шеърро ҳувайдо мегардонад. Кабӯтар, кабӯдар (Моҳӣ, дидӣ куҷо кабӯдар гирад? — Теғат моҳисту

душманон  кабӯдар), калоғ, ки зоғи алост, ҳар кадоме бори маъниеро кашида, ҳодисаву матлабро хеле назаррас ифода мегардонад.

Рӯдакӣ дар ҳаҷви аспи лоғаре, ки бар он нишастааст, саворро ба калоғ ташбеҳ медиҳад:

Бувад аъвару кӯсаҷу лангу пас ман
Нишаста бар ӯ чун калоғе бар аъвар.

Бинобар эътиқодоти мардумони форсу тоҷик ва кулли эронинажодон, **самандар** мурғест, ки аз оташ пайдо шуда, аз оташ берун барояд, хокистар мегардад. Устод Рӯдакӣ мустағраҷи об бар мисоли наҳанг ва монанди самандар дар оташ гудохта шудани каҳрамони лирикии худро бо ин ташбеҳ муҷассам менамояд:

Ба оташ дарун— бар мисоли самандар,
Ба об андарун— бар мисоли наҳангон.

Оламн ҳашарот бо дунёи парандагону мурғон пайваста, ба паҳнои он густариш мебахшад ва доираи ҷавлони фикри шоъирро басо тавсиъа медиҳад, ки **парвона** (Чу ораз барфурӯзӣ, мебисӯзад — Чу ман парвона бар гирдат ҳазоро), **ҷиллаи имрӯза**, ки Рӯдакӣ онро чун зилла ба кор мебарад (Бонги зилла кар хоҳад кард гӯш, —Ҳеч н-осояд ба гармо аз хурӯш), **ғунда** ва **кабт**, ки занбӯри асал аст (Ҳамчу он кабте, ки дорад ангабин, — Чун бимонад достони ман бар ин), **магас** (Ёри ту зери хок мӯру магас — Чашм бикшо, бибин, кунун пайдост) ва ғайра аз он қабиланд.

Аммо Рӯдакӣ, беш аз ҳама, образҳои халқӣ ва ошкороро корбаст менамояд, мисли:

Манам хӯ карда бар бӯсаш, чунон чун боз бар миста,
Чунон бонг орам аз бӯсаш, чунон чун бишканӣ писта!

Ё:

Ба ҷумла хоҳам якмоҳа бӯса аз ту, бутo,
Ба кеч-кеч нахоҳам, ки фоли ман тӯзӣ!

Ва:

Кори бӯса чу об хӯрдан шӯр,
Бихӯрӣ беш, ташнатар гардӣ!

Ҳамин навъ абёту ашъори Устод Рӯдакӣ буд, ки дилҳои сангинро об мекард:

Басо дило, ки ба сони ҳарир карда ба шеър,

Аз он сипас, ки ба кирдори сангу сандон буд.

Баробари шоъири бузург будан, Устод Рӯдакӣ ромишгаре сутург низ буд. Дар ин шуғл ӯ чунон ном бароварда буд, ки муъосиронаш ӯро баробари Борбади Марвазӣ медонистанд. Рӯдакӣ чун суханвар дар ағлаби абёти худ кеши хушбошӣ, ғанимат шумурдани вақт, аз ҷавонӣ, баҳор, аз гулу раёҳин баҳра бурдан ва, умуман, ҳедонизмро талқин мекунад. Самоъу шароб, суруду мусиқӣ ва мувосилат бо дилбарони моҳҷабин василаи чунин айшанд:

Самоъу бодаи гулгуну лӯъбатони чу моҳ
Агар фаришта бубинад, даруфтад аз ҷоҳ.

Чангнавози моҳир будан ва дар маҷлисҳои амир ромишгарӣ, сурудхонӣ ва бодапаймоӣ кардани Рӯдакиро худи шоъир ва ҳамъасронаш такрор ба такрор хабар медиҳанд:

Рӯдакӣ чанг баргирифту навохт,
Бода андоз, к-ӯ суруд андохт!
В-он ақиқин мае, ки ҳар ки бидид,
Аз ақиқи гудохта нашинохт,
Ҳар ду як гавҳаранд, лек ба табъ
Ин бияфсурду он дигар бигдохт.
Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак — андар тохт!

Аз асбобҳои мусиқӣ дар ашъори Рӯдакӣ **чанг** (Майи лаъл ору пеши ман ой, — Ба як даст ҷому ба як даст чанг), **барбат** (Дӯсто, он хурӯши барбати ту — Хуштар ояд ба гӯшам аз такбир), **руд** (Чун латиф ояд ба гоҳи навбаҳор -— Бонги руду бонги кабку бонги сор), **шохруду танбӯр** (Фохта ба сарв шоҳруд баровард, — Захма фурӯ ҳишт зандвоф ба танбӯр), **даф** (Он харпадарат ба дашт хошок задӣ, — Момот дафу дурӯя чолок задӣ), **най** (Боз ту беранҷ бошу ҷони ту хуррам — Бо наю бо руду бо набизи Фанорӯз), **дурӯя**, ки ҳам як навъ табл аст, **кӯс** (Алам абру тундар бувад кӯси ӯ, — Камон одиянда шавад, жола тир) **табир** ва **табира** (Пас табира дид наздики дарахт, — Ҳар гаҳе бонге биҷастӣ тунду сахт), **табуррок** зикр мегардад. Аз гуфтаҳояш пайдост, ки Устод Рӯдакӣ дар базмхонаҳо (Баҳори Чин кун аз он рӯй базмхонаи хеш, — Агарчи хонаи ту навбаҳори барҳаман аст) бо маю мусиқӣ базмҳои айшу тараб ороста, бо ромишгарон ба маҷлисҳои хуррамӣ пардохта (Яке базми хуррам биёростанд, — Маю руду ромишгарон хостанд), аз савту наво (Ба савту навою ба сити маъонӣ — Тараббахши рӯҳам, фараҳзойи ҷонам) ва оҳанги маҳбубаи навозанда, ки шоъир ӯро «бути навойӣ» ном мебарад (Фархор бузургу нек ҷоест, — Гар маъдани он бути навойист), пайваста ҳаззи вофир мебарад, нағмаи булбулу оҳанги сулсул (фохта) бар нишоти аҳли тараб меафзояд (Сулсул ба сарбун-бар бо нағмаи куҳан, — Булбул ба шохи гул бо лаҳнаки ғариб), ғуломони мутриб, яъне ридакони ромишгар

(Дидӣ ту рижу ком бад-ӯ андарун басо — Бо ридакони мутриб будӣ ба фарру зеб) базмро зеб медиҳад. Пас Рӯдакӣ ба соқӣ ва мутриб хитоб мекунад:

Соқӣ, ту бидиҳ бодаву мутриб, ту бизан руд,
То май хурем имрӯз, ки вақти тараби мост!

Лафзи хунёгарро Устод Рӯдакӣ ба маънойи мутрибу навозанда ва созандаву сароянда ба кор мебарад ва ба ӯ хеле эҳтиром меварзад:

Ба хунёгаре нағз овард рӯй,
Ки чизе, ки дил хуш кунад, он бигӯй!

Вале Рӯдакӣ мартабаи суханварро аз мартабаи чангнавоз боло мегузорад:

Агарчи чангнавозон латифдаст буванд,
Фидои дасти қалам бод дасти чангнавоз!

Мутрибоне низ мешаванд, ки захма (мизроб)-и онҳо ба ҷуз дарди сар асари дигаре намебахшад. Рӯдакӣ инро низ мебинад:

Ҳеч роҳат менабинам дар суруду руди ту,
Ҷуз, ки аз фарёду захмат ҳалқро котура хост!

Бонг, нола, зер (бонги зер), лаҳн, лаҳнак, суруд, нағма, сурудгӯён, савт, наво, таблзан, фиғон ва дигар истилоҳоти мусиқӣ дар порашеърҳои боқимондаи Рӯдакӣ бурҳони онанд, ки устод аз нозукиҳои илми мусиқӣ амиқ огоҳ буда, дар илму ҳунари мусиқӣ низ устоди устодон будааст. Аз ромишгарони замони худ ӯ барбати Исову хондаҳои Муродӣ ва чанги Мудакниру нойи Чобуки Ҷононро мечисандидааст:

Барбати Исову қавлҳои Муродӣ,
Чанги Мудакниру нойи Чобуки Ҷонон.

Дар ашъори Устод Рӯдакӣ «бача» чун «бачча» ва «турш» ба тарзи «туруш» истеъмол мегарданд. «Хурд»-ро эрониён «кӯчак» мегӯянд. Аҳолии зодгоҳи Рӯдакӣ ин вожаро «хучек» мегӯянд.

Забони ашъори Устод Рӯдакӣ аз лиҳози захираи луғавӣ ва калимасозӣ низ ҷолиби диққат аст. Аввалан, шоъир вожаҳои ноби форсиро ба кор мебарад, ки кӯтоҳ, хушоҳанг ва барои бисёри мардум фаҳмо мебошанд. Байтҳои зиёди Устод Рӯдакӣ бе истифодан ягон вожаи арабӣ сохта шудаанд. Мисли:

Ҳар ки н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеч н-омӯзад зи ҳеч омӯзгор!

Ё:

Яке олудае бошад, ки шаҳреро биолояд,
Чу аз говон яке бошад, ки говонро кунад рихин.

Або, абр, боз, бом, бат, вом, нек, бад, дом, ангубин, ангишт, анбон, ангез, зебо, бода, биҳ, арзан, ангур, арғувон, варғ, ашк, бароз, буруз, ғирев, ғуч, ҳама, ҳомун, ҷав, чоҳ, ҷӯй, ҷӯшиш ва монанди ин дар ашъори Устод Рӯдакӣ серистеъмоланд.

Ғайр аз ин, вожаҳое, ки бо пасояндҳои «нок» (бимнок), «истон» (шабистон, бедистон, бӯстон, гулистон), «гар» (кафшгар, ромишгар, хунёгар, тавонгар) ва монанди инҳо сохта шудаанд, оҳанги марғуби шеърро ба вуҷуд меоранд.

Калимаҳои мураккаби корбурдаи Устод Рӯдакӣ ҳам сангин нестанд, чун обгир, обдон, обдор, гулрух, гулранг, гулоб, гулбун, гулшакар, кишваргир, бадомӯз, баддил, бадасл, бадандеш, хубдидор, оташкада, базмхона, гармоба, таблзан, чангнавоз, дирамхарид, фарохмайдон ва ғайра. Бештарини ин вожаҳои мураккаб барои нишон додани зебоӣ ва ҳусни дилбар ба кор рафтаанд: нористон, зулфчавгон, мушкинмӯй, савсанбаногӯш, борикмиён ва монанди инҳо. Гоҳо чунин калимаҳои мураккаб сифатҳои хуби мамдӯҳ (олиҳиммат, набисират, давлатшиор), ҷилваҳои табиати зебои диёр (монавитабъ, биҳиштойин, зарринварақ, қатраборон, бӯстонсарой, гирдмоҳ), ашёи дигари гуногун (жандапил, пуштчавгон, гӯспандкушон, бутпарастӣ, пушткӯз, ҷаҳонсӯз, озарфазо, гандапир, покнажод) ва монанди инҳоро ифода мекунанд. Барои намуна вожаи «палолактеғ» дар байти зайл:

Чӣ чиз аст он раванда тираки хурд?!
Чӣ чиз аст он палолактеғи буррон?!

Вожаҳои «бебуд» ба маънии «нотавон» ва «лоғар» (Чунон ки уштури бебуд суви куном шуда — Зи марги рӯбаҳу зоғу зи гург бехабаро) ва «беханда», ки маъниаш «ошкор» аст (Аз меҳри ӯ надорам беханда кому лаб, — То сарви сабз бошаду барн-оварад пада) имрӯз қобили зинда будан мебошанд. Калимаҳои «пойдон», ки ба маънии «пойафзол» ва «кафш» аст (Чун бигардад пойи ӯ аз пойдон — Худ шукӯхидан намояд ҳамчунон) ва «таншӯй», ки «тахтаи мурдашӯй»-ро дар замони Рӯдакӣ мегуфтаанд (Ёд кун зерат- андарун таншӯй — Ту бар ӯ хор хобанидастӣ) акнун ҳам лоиқи истифодаанд.

Дар забони тоҷикӣ ва форсӣ вожаи «гоҳ» ва шакли кӯтоҳшудаи он «гаҳ» ду мафҳумро ифода мекунад: аввал, замон ва вақт, баъд, ҷою макон. Дар ашъори Устод Рӯдакӣ байте ба назар мерасад, ки дар он ҷо вожаи «гоҳӣ» ба маънии «тахтнишин», ки мақсад «подшоҳ» аст, омадааст:

Миҳтар нашавад, гарчи қавӣ гардад, киҳтар,
Гоҳӣ нашавад, гарчи ҳунар дорад, моҳӣ!

Дар мавриди ҷою маконро ифода намудани вожаи «гоҳ» Устод Рӯдакӣ чунин калимаҳои мураккабро ба кор андохтааст: дастгоҳ, даргоҳ, гузаргоҳ, ҷойгоҳ, пешгоҳ. Барои ифодаи вақту замон чунин вожаҳои мураккабро ба кор бурдааст: баҳоргоҳ, саҳаргоҳ, субҳгоҳ ва гоҳ-гоҳ. Вале таркиби «гоҳ-гоҳ» маънии «баъзан» ва «гоҳо»-ро ҳам ба хубӣ ифода менамояд:

Хуршедро зи абр дамад рӯй гоҳ-гоҳ,
Чунон ҳисорие, ки гузар дорад аз рақиб!

Ҳамин гуна вожаҳое, ки аз такрори якхелаи таркибҳо пайдо мешаванд, хоси гуфтугӯйи мардум буда, гуфтори Устод Рӯдакиро ба лаҳни суханронии мардуми маҳаллӣ боз ҳам наздиктар мегардонанд: печ-печ, чок-чок, чов-чов, ҷоф-ҷоф, хайр-хайр, ков-ков, гоҳ-гоҳ, як-як ва ғайра.

Ҳарчанд аз осори адабии Устод Рӯдакӣ хеле кам боқӣ мондааст, аз ҳамин чанд байту шеърҳои тасодуфан комилу пурра маҳфузмондаи ӯ забони басо ғанӣ ва аз ҷиҳати вожасозӣ рангини он мушоҳида мегардад. Аз ин рӯ, мавзӯъи ғановату хусусиёти забони осори Устод Рӯдакӣ таҳлил ва пажӯҳиши доманадорро мехоҳад. Вале ин ҷо боз ба ду паҳлӯйи он иҷмолан ишора менамоем: аввал, он ки Устод Рӯдакӣ ба кор бурдани шакли пасванди — «ак»-ро дӯст медорад. Дар бисёр вожаҳои форсӣ ва ҳатто калимаҳои арабӣ ин пасвандро фаровон истифода мебарад. Дар осори дастраси ӯ чунин шаклҳо дида мешаванд: мурғак, шохак, дилбарак, канизак, зулфак, сияҳчашмак, чодарак, таомак, миёнак, лолак, торак, пололак, ки ҳама ашёи муҷассам ҳастанд. Аммо дар ҳамин шакл баъзе исмҳои маънӣ ва мавҳумҳои беҷон низ дида мешаванд, ки хусусияти услубӣ доранд, аз қабили: бонгак, камтарак, ранҷак (Дил гусаста дорӣ аз бонги баланд — Ранҷаке бошад - ту озору газанд), андак, нозукак (Аз гесӯйи ӯ насимаки мушк ояд — В-аз зулфаки ӯ насимаки настарван), дастак ва амсоли инҳо. Ба ин байт таваҷҷуҳ фармоед:

Ҷаъд ҳамчун наварди об ба бод,
Гӯйиё, ончунон шикастастӣ.

М-ёнакаш нозукак, чу шонаи мӯ,
Гӯйӣ, аз якдигар гусастастӣ!

Оҳанги навозиш дар порашеъри поён марғубтар садо медиҳад:

Зулфи туро «ҷим» кӣ кард?! Он ки ӯ
Холи туро нуқтаи он «ҷим» кард!
В-он даҳани танги ту, гӯйӣ, касе
Донакаке нор ба ду ним кард!

Масъалаи дигаре, ки ин ҷо зикраш зарур аст, он аст, ки устоди бузурги сухан калимаҳои арабиро чӣ навъ истифода мебарад. Дар осори боқимондаи

адабии Устод Рӯдакӣ аз захираи луғавии забони арабӣ фаровон ва бамаврид истифода шудааст. Вале он калимаҳо кайҳо аз забони арабӣ ба забони форсии тоҷикӣ гузашта, дар ин забон ҳазм шуда, чун ҷузъи ҷудонашавандаи захираи луғавии забони адабии форсии дарӣ, ки дар он даврон чун забони тоҷикӣ роиҷ буд, маҳсуб мегарданд. Инҳо калимаҳое мебошанд монанди: одам, оят, асар, адаб, лаҳн, авлиё, боб, баҳр, тавба, сано, самар, амир, ҷафо, ҷамол, ҷаҳд, ҳол, ҳусн, хотир, ҳаз, дахл, давлат, дин, завқ, зил(л), раъд, саҷда, сиҳр, мазҳаб, малик, малак, самоъ, савол, шубоб, шеър,  садр, тоъат, толеъ, табъ, тифл, олам, ошик, адл, ато, ақл, умр, ид, афв, илм, фахр, фарақ, фурқон, фалак, ниқоб, воҷиб, юмн ва монанди инҳо, ки дар забони тоҷикӣ бегонагии онҳо асосан ва абадан ҳис карда намешавад, монанди рубоъии зерин, ки дар он нӯҳ (9) вожаи арабӣ ҳаст:

Аз **Каъба калисиё**нишинам кардӣ,
**Охир** дар **куфр** бе**қарин**ам кардӣ!
**Баъд** аз ду ҳазор **саҷда** бар даргаҳи дӯст,
Ай **ишқ**, чӣ бегона зи **дин**ам кардӣ!

Чунин аст бархе аз мулоҳизаҳои мо дар бораи забони осори боқимондаи Устод Рӯдакӣ, ки таҳқиқу тадқиқи амиқу дақиқи он кори ояндагон аст.

## АНҶОМ

Мақоми волои шеър, ҳунари офарандагӣ ва хизматҳои бузурги адабии Устод Рӯдакиро бисёр шоъирони қарнҳои чаҳорум то даҳуми ҳиҷрӣ (асрҳои X-—XVI мелодӣ)-и форсигӯй (Шаҳиди Балхӣ, Дақиқӣ, Маъруфии Балхӣ, Кисоии Марвазӣ, Унсурӣ, Рашидии Самарқандӣ, Манучеҳрӣ, Носири Хусрав, Адиб Собири Тирмизӣ Муиззӣ, Масъуди Саъди Салмон, Ибни Ямин, Ҷомӣ ва дигарон), тазкиранависон ва таърихнигорони асрҳои XI—XX мелодӣ (Ҳамдуллоҳи Қазвинӣ,  Низомии Арӯзии Самарқандӣ, Саолабӣ, Муҳаммад

Авфӣ, Давлатшоҳи Самарқандӣ, Амин Аҳмади Розӣ, Ғуломалихони Орзу, Озари Бегдилӣ, Ризоқулихони Ҳидоят), пажӯҳишгарони дусад соли ахири Ғарбу Шарқ ва мутахассисини муосири тоҷику форс (А. Журден, Ҳ. Эте, Ж. Дармстетер, Ч.Пикеринг, П. Ҳорн, Э. Броун, В. Ҷексон, Шиблии Нӯъмонӣ, Ризозода Шафақ, Садриддин Айнӣ, Саъид Нафисӣ, Бадеъуззамони Фирӯзонфар, Бобоҷон Ғафуров, Абдулғанӣ Мирзоев ва садҳои дигар), ки фақат зикри номи онҳо чандин варақро пур мекунад, эътироф намудаанд. Ҳамаи онҳо, чунон ки борҳо ишора шуд, Устод Рӯдакиро чун номитарин, барӯмандтарин, куҳантарин ва муҳтарамтарин шоъири форсибаён эътироф намуда, чун Одамушшуъаро, Султонушшуъаро, корвонсолори шоъирон, муқаддами шоъирон, султони шоъирон, соҳибқирони шоъирӣ, устоди устодон ва монанди ин васфу ситойиш намудаанд. Гуфтори ӯро некӯтару беҳтар аз ҳамагон шинохта, Устодро суханвари некӯшеър гуфтаанд, ки хулосаи ҳамаи ин ҳамон гуфтаи Балъамист, ки дар оламӣ адаб машҳур аст: «Рӯдакиро дар Арабу Аҷам монанд нест».

Шаҳиди Балхӣ ҳатто сухани Устод Рӯдакиро мисли оятҳои «Қуръон» нотакрору мӯъҷизавӣ мешуморад:

Ба сухан монад шеъри шуъаро,
Рӯдакиро суханаш тилви Нубост!
Шоъиронро хаҳу аҳсант мадеҳ,
Рӯдакиро хаҳу ахсант ҳиҷост!

Бисёр шоъирони дигар санову мадеҳи Устод Рӯдакиро аз наъими ҷовидоние мешуморанд, ки аз Оли Сомон боқӣ мондааст ва, ҳатто, бархе Рӯдакиро чун устоди шоъирони ҷаҳон медонанд, ки байти Кисоии Марвазӣ намунаи он аст:

Рӯдакӣ устоди шоъирони ҷаҳон буд,
Садяк аз ӯ туйӣ, Кисойӣ, яргист?!

Низомии Арӯзии Самарқандӣ ба дабирон тавсия медиҳад, ки барои сайқал додан ва мукаммал гардонидани ҳунари нигорандагии худ, баробари китобҳои дигар, шеъри Устод Рӯдакиро бояд бидонанд, ки ин ба арзиши бузурги гуфтори Устод Рӯдакӣ қойил будани суханпардозонро ифода мекунад ва дар ин хусус дигар далеле овардан басанда аст.

Пажӯҳишгарони Ғарб Устод Рӯдакиро аз тавонотарин шуъарои Эрон, касе, ки бо ҷулуси Сомониён шеъри форсии дариро ба тахт нишонд, устоди бемонанд, номитарин шоъири давраи Сомониён, гӯяндае, ки тамоми анвоъи шеъри форсиро ба мунтаҳои камол расонида, нағмасарои бомдод шинохтаву эътироф кардаанд.[189]

«Хулоса, ин аст — менависад Абдулғанӣ Мирзоев, — сирри ба лақабҳои эҳтиромӣ ва ифтихории Одамушшуъаро, Соҳибқирони шоъирӣ, Султонушшуъаро, Корвонсолори шоъирон ва амсоли он сазовор гардидани ин ҳайкали бузурги назм ва ин аст сабаби асосии ба эҳтиромоти беандозаи

дӯстдорони адабиёт, халқҳои ҳамсоя, форсизабонон, махсусан тоҷикон ва умуман ҷомеъаи советӣ соҳиб гардидани Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ва ҷовидон мондани номи ӯ».[190]

Аз ин рӯ, марги устод дар вақташ барои фарҳанги мо ва аз байн рафтани он барои инсоният талафоти азиме ба шумор мерафт. Аз ҳамин ҷиҳат, шоъире аз муосирони устод гуфта буд:

Рӯдакӣ рафту монд ҳикмати ӯй,
Май бирезад, нарезад аз вай бӯй!
Шоъират ку кунун, ки шоъир рафт,
Набувад низ ҷовидона чун ӯй!
Хун гашт оби чашмам аз ғами вай,
З-андуҳаш мум гашт оҳану рӯй!
Нолаи ман нигар, шигифт мадор,
Шав, бишав, зор-зор нол бар ӯй!
Чанд ҷӯйӣ, чу ӯ наёбӣ боз,
Аз чун ӯ дар замона даст бишӯй!

Ҳамаи ин гуфтаҳо бурҳони онанд, ки донишмандони олам дар тамоми асру замонҳои 1100 соли баъдина, ки аз даврони зиндагии Устод Рӯдакӣ сипарӣ шудааст, асосгузор ва падари адабиёти форсии тоҷикӣ буданашро эътироф кардаанд.

Пас, мақоми хосаи таърихии Рӯдакӣ чун асосгузори назми тоҷику форс дар чист?

Барои муайян кардани мақоми таърихии Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, пеш аз ҳама, ба чунин савол ҷавоб додан лозим аст: Ҳунари шоъирии Рӯдакӣ ва сирри маҳбубияти осори ӯ дар чист? Ҷавоби кӯтоҳи ин савол

---

**189. А. Мирзоев.** Абӯабдулло Рӯдакӣ, саҳ. 235-240.
**190. А. Мирзоев.** Ҳамон ҷо, саҳ. 252.

чунин аст: **Рӯдакӣ дар таърихи халқи тоҷик аввалин устоди сухан аст, ки таҷрибаҳо ва муваффақиятҳои гузаштагони худро дар соҳаи адабиёти тоҷик ҷамъбаст ва нуқсону сустиҳои онро рафъ намуда, адабиёти тоҷик-халқи худро аз ҷиҳати мазмун, ғоя ва шакл ба низом даровард ва роҳи минбаъдаи пешрафту такомулу инкишофи онро муайян намуд.** Мувофиқи таъбири рӯдакишиноси машҳури Франция Дармстетер, устод шеъри форсӣ-дарии тоҷикиро аз ҷиҳати бузургӣ ба тахт нишонд ва роҳи тараққиётиояндаи онро муайян кард. Бо ин хизмати худ Рӯдакӣ нуфузи назми арабро дар хоки Сомониён ба дараҷаи нестӣ расонда, истиқлоли адабии халқи худро амалӣ гардонд. Бар замми ин, ӯ ба тоҷикӣ чунон шеърҳо офарид, ки сухансанҷони араб фасоҳат ва балоғати онҳоро эътироф кардаанд.

Барҳақ, Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, қабл аз ҳама, бо мероси фавқулода фаровон ва бузурги худ адабиёти моро ғанӣ гардонд. Ӯ аз шоъирони пуркор ва пурмаҳсултарини дунё буд, ки ҳанӯз дар кӯдакӣ саводи

комил бароварда, аз ҳаштсолагӣ шеърҳои пурмаъно мегуфт. Аз ибтидо мардум шеърҳои ӯро меписандиданд. Маҳз ҳамин таваҷҷуҳи гарми халқ дили Рӯдакиро ба гуфтани шеър гарм мекард. Муҳаммади Авфӣ дар «Лубоб-ул-албоб» дар кӯдакӣ зоҳир шудани истеъдоди Рӯдакиро таъкид намуда, хабар медиҳад: «Чунон закӣ ва тезфаҳм буд, ки дар ҳаштсолагӣ Қуръон тамом ҳифз кард ва қироат биёмӯхт ва шеър гуфтан гирифт ва маънии дақиқ мегуфт, чунон ки халқ бар вай иқбол намуданду рағбати ӯ зиёдат шуд». [191]

Илова ба ин, Рӯдакӣ чунон истеъдоди бузурге дошт, ки асарҳои калонеро дар муддати кӯтоҳе эҷод мекард. Масалан, ӯ соли 932 бо хоҳиши дӯсташ Балъамӣ «Калилаву Димна»-ро дар 12 ҳазор байт ба назм даровард. Баъди ин достони «Синдбоднома»-ро навишт, ки аз он 41 байт боқӣ мондааст. Соли 933 қасидаи «Модари май»-ро дар чанд рӯз гуфт, ки дар шакли боқимондааш аз 94 байт иборат аст.

Ҳамин тариқ, эҷодиёти Рӯдакӣ қариб 75 сол, яъне аз ҳашгсолагӣ то 83-солагии ӯ давом кардааст. Соҳиби девони бузурги ашъори лирикӣ будани ӯ аниқ аст. Бар замми «Калилаву Димна» ва «Синбоднома» Устод Рӯдакӣ чандин маснавии дигар доштааст. Яке аз онҳо «Даврони Офтоб» аст, ки роҷеъ ба ҳаракат ва хосиятҳои таҳрики офтоб баҳс мекунад. Ҳамаи ин гувоҳи он аст, ки Рӯдакӣ, бешубҳа, аз шоъирони ниҳоят пурмаҳсул будааст. Бар замми ин, ба Рӯдакӣ таълифи луғати манзуми арабӣ-форсиеро нисбат медиҳанд, ки ин байт, гӯё, аз он ҷост:

Заръу зиръ аз баҳор шуд чу биҳишт,
Заръ кишт асту зиръ гӯшаи кишт.

Бисёр асарҳои таърихӣ ва тазкираҳо хабар медиҳанд, ки Рӯдакӣ шеъри арабиро низ хуб мегуфтааст.

---

191. **Муҳаммади Авфӣ.** Лубоб-ул-албоб. Ба кӯшиши Э. Броун , Лейдан, 1903, ҷ. 2, саҳ. 6.

Бинобар ҳамин, шахсияти фавкулъода, эҷодиёти ғанӣ ва афкори ҳакимонаи Устод Рӯдакӣ дар тамоми асру замонҳои баъди даргузашти ӯ мавриди баҳси муҳаққиқон ва ҷадали мубоҳисон буда, дар сарчашмаҳои адабию таърихӣ ва осори шуъарои гуногун ӯ чун устоди устодони шеъри дарӣ муаррифӣ мешавад.

Масоили роҷеъ ба Рӯдакӣ, ки бештар боиси баҳсу баррасии фузало гардидааст, аз инҳо иборат аст: лақаби Рӯдакӣ чӣ будааст, ватани ӯ куҷост, ваҷҳи тахаллуси ӯ чист? Оё Рӯдакӣ кӯри модарзод буд, миқдори ашъори Рӯдакӣ чӣ қадар буд, ӯ ба кадом намудҳои назм шеър мегуфт? Вазъи зиндагии ӯ чӣ ранг дошт, нуфузи вай дар замонаш чӣ навъ буд, қудрати шеъргӯйии вай чӣ миқдор буд ва ғайра. Бояд хотирнишон кард, ки ба ин пурсишҳо ҳанӯз посухи пурра дода нашудааст ва бисёр  суханоне, ки дар ин бораҳо то кунун гуфта шудаанд, қатъӣ ва охирин нестанд.

**Устод Рӯдакӣ на фақат шаклу анвоъи назми моро ба ҳадди такомул расонд, балки бо эҷодиёти ғанӣ, пурсарват, гаронбаҳо ва нотакрори худ ба сабки хуросонӣ ибтидо гузошт. Латофату барҷастагии шеъри Рӯдакӣ, баробари мазмуни баланду санъати олӣ, дар тозагии забону суфтагиву пухтагии он ҳувайдо мегардад. Рӯдакӣ на ба забони кӯҳнашудаи шоъири қарни IX майл мекунад, на дар осораш калимаву иборaҳои арабиро зиёд кор мефармояд ва на ба лаҳҷаи маҳаллӣ шеър менависад. Вай нахустин суханварест, ки забони адабии тоҷикиро дар шеъри бисёр мавзуни сода ва ҳамафаҳм кор мефармояд. Дар осори ӯ ҳам калимаҳои касбу ҳунару деҳқонӣ ва ҳам калимаҳое, ки мафҳумҳои илмӣ, таърихӣ ва зебоиро ифода мекунанд, дар ягонагӣ кор фармуда шудаанд.**

Дар осори Рӯдакӣ парниён ва паранду дебо, анбару ёсуман, обу хоб, хандаву гиря, досу полик, «Аржанг»-у «Авасто», кишту дарав, хӯрдану ошомидан ва ғайра ҳама баробар буда, яке ба дигаре имтиёз надорад. Вай ба ин васила дар такомулу инкишофи забони адабии тоҷикӣ хизмати бузургеро анҷом додааст. Забони осораш забони ширадору зебову зиндаи тамоми табақаҳои мардум мебошад, ки аз лиҳози луғат, таъбирҳои халқӣ, иборaҳои рехта, истифодаи мақолу зарбулмасалҳо ниҳоят пурмоя ва рангин аст.

**Устод Рӯдакӣ бо хизмат ва макоми таърихии худ аз ҳудуди маданияти халқи тоҷик берун мебарояд. Вай на танҳо асоси адабиёти форсу тоҷикро гузошт, балки бунёди тамоми адабиёти форсизабонро устувор кард. Аз ин ҷиҳат, ӯро эрониён, афғонҳо ва дигарон барҳақ поягузори адабиёти худ мешиносанд ва азизу муҳтарамаш медоранд. Абдураҳмони Ҷомӣ дуруст мефармояд**:

**Номи онро, ки мебаранд имрӯз,**
**Ҳаст аз он шеъри анҷуманафрӯз!**

**Асрори Раҳмонфар**

## АЪЛОХОН АФСАҲЗОД ВА ШИНОХТИ РӮДАКӢ

**Тоҷи шарафу ифтихори мардуми ориёнажоди, тоҷдор, асосгузори адабиёти бостонии форсизабонони ҷаҳон, падару поягузори шеъри оламшумули тоҷик, Одамушшуъарои мулки Аҷам, султони шоъирони дарибаён, қофиласолори назми форсӣ ва муқаддаму муқаддимаи шуъарои форсилисон** эътироф шудан, бештару пештар аз ҳар шоъири дигаре маҳбуби хонадон ва мақбули хонандагони адабиёти классики форсии тоҷикӣ будани **Устод Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ,** дар назари аввал, шояд имкону иҳмол дода бошад, ки бархе нуктаҳои торику укдаҳои борики ҷараёни зиндагӣ, таҳдобу муҳтавои мероси боқимонда ва дигар мушкилаву

масъалаҳои рӯзгору осори ӯро битамом омӯхтаву баррасишуда ва таҳқиқу тадқиқёфта ба тасвиру тасаввур оваранд.

Аммо, дар асл, бо вуҷуди маълумоти фаровони даҳҳо сарчашмаи хаттӣ ва садҳо тадқиқоти илмӣ, **то ҳанӯз бисёре аз мушкилаву муаммоҳои ҳаёту эҷодиёти Падари шеъри форсӣ, монанди ҷалби тамоми сарчашмаҳои маҳфуз дар осорхонаву кутубхонаҳои мамолики араб, Ҳиндустону Покистон, Исроилу Муғулистон ва ғайра, таҳқиқи густардаи дастовардаҳои илму фарҳанги даврони Рӯдакӣ, мақоми росиху ростини ӯ дар наҳзати озодихоҳони замон, нақди ашъори маҷъулу машкуку «сайёр», баррасии маҳорати бузурги сухангустарӣ, таъйини фаровези мактабу сабки хосаи эҷодӣ, таҳияи матни комили мероси боқимонда ва, ниҳоят, оғози нашри «Энсиклопедияи Рӯдакӣ», номакшуфу нокушуда ва нотамому ноиҷро боқӣ мемонанд.**

Бад-ин маънӣ, саъйе дар омӯзиши рӯзгору сайре дар пажӯҳиши осори Устод Рӯдакӣ варзидан ва худро дар ин ҷодаи душворгузари илмӣ ҳамқатору ҳамҷавори бузургсоликоне чун Ҳерман Эте, Устод Айнӣ, Саъид Нафисӣ, Денисон Росс, Абдулғанӣ Мирзоев, Павл Ҳорн, Шарифҷон Ҳусейнзода, Абдусалом Деҳотӣ, Михаил Занд, Сотим Улуғзода, Иосиф Брагинский, Абдураҳмон Тоҳирҷонов, Холиқ Мирзозода, Расул Ҳодизода ва дигарон гумоҳидан аз ҳар касе ҷасорати азиму шуҷоъати салим тақозо мекунад.

Пас, **кадом омилҳо сабабгори мунтазаму қадам ба қадам ворид омадани профессор Аълохон Афсаҳзод (1935 – 1999) ба ин воҳаи вахим ва дар имтидоди 35 – 40 соли фаъолияти эҷодӣ, то охирин айёми барҳаётӣ, худро саргарми машғулияти мушкилписанди Рӯдакишиносӣ доштани ӯ гардидаанд?**

**Аввалан,** Аълохон Афсаҳзод, монанди ҳар тоҷикзодаи дигари мактабхон, ба сифати **талабаи мактаби миёнаи ҳамагонии шӯравӣ ва донишҷӯйи шӯъбаи филологияи тоҷики факултаи таъриху филологияи донишгоҳи миллӣ,** ки дар ҳар дуи ин махрута таълиму тадриси таърихи адабиёти форсии тоҷикӣ ва дигар фунуни ҳамзоду ҳамгун ҳатмӣ буду ҳаст, наметавонист аз омӯзиши қаринаҳои муҳити зиндагӣ ва ҳазинаҳои ҷараёни ҳаёту эҷодиёти Устод Рӯдакӣ, дар баробари дигар устодони адабиёти классикии миллӣ, барканор бимонад.

**Сониян,** аз сабаби он ки мавсуф аз ибтидои солҳои шастуми асри гузашта, баъди хатми донишгоҳ, ба ҳайси **корманди Шӯъбаи шарқшиносӣ ва мероси хаттӣ** (баъдҳо Институти шарқшиносӣ ва мероси хаттӣ)-и АИ ҶТ расман ба омӯзишу пажӯҳиш ва таҳияи матни осори классикони адабиёти тоҷик, махсусан Абдураҳмони Ҷомӣ, муваззаф гардида буд, хоҳу ноҳоҳ, наметавонист кореву ибтикореро бе шинохту корбурди осору афкори Рӯдакӣ ба сомон расонад.

**Солисан,** омилу имтиёзи ногузири дигаре – ба ҳусни қозии тақдир бевосита **дар инҳисори зодгоҳи кӯчаки Устод Рӯдакӣ, дар саргаҳи шохоби рости рӯдхонаи Рӯдак ба дунё омадани Аълохон Афсаҳзод ва дар муҳити растохези илмиву адабии солҳои панҷоҳуму шастуми садаи гузаштаи шаҳри бостонии Панҷакат,** ки мудомаш боди фарҳанги суннатии

Самарқанду Бухоро ба димоғ мерасад, ҳусни камолу ҷамоли инсонӣ пазируфтани Аълохон Афсаҳзод ангезаи нахустини пештару бештар аз дигар ҳамсолон огоҳӣ пайдо карданаш аз ному мақоми сухансарои панҷрӯдӣ гардидааст.

Бале, **муҳити созгори зиндагиву тарбияти сазовори хонаводагӣ мусоядат намудаанд, ки Аълохон Афсаҳзод ҳанӯз аз ибтидои солҳои панҷоҳум, аз овони хонандаи синфи ҳаштум - даҳум (1951 – 1954), ҷавони 16–19-солае буданаш, оғози қаламфарсойӣ намуда, дар мавзӯъҳои доғи ҳаёти иҷтимоӣ - фарҳангии зодгоҳаш хабару лавҳаҳо нависад,** дар маркази ноҳияву ҷумҳурӣ ба табъашон расонад ва худро бармаҳал ба фаъолиятмандии ҷасуронаи илмӣ - иҷтимоъии пасин омода бисозад.

Ба **«Осорномаи Аълохон Афсаҳзод»** (Душанбе, «Давиштач», 2005), ки ҳоло дар ихтиёрамон қарор дорад, санадҷӯёна назар андозем, ба хубӣ аён мегардад, ки мавсуф **аз овони мактабхонӣ дар мавзӯъҳои гуногуни зиндагиву ҷомиъа хомаронӣ** кунад ҳам, асоси диққату рағбаташро масоъили фарҳангу маданият, албатта, аз дидгоҳу дилхоҳи ҳамон ҷавону ҳамон замон, ташкил додаанд. Аз ҷумла, дар миёни солҳои 1952 – 1956, то рӯзҳои донишҷӯйи мактаби олӣ шуданаш, бо номи **«Выставка»** (таассурот аз намойиши мусаввараҳои талабагон), «**Обаш хунук»** ( дар бораи ҳаммоми шаҳрӣ), **«Ҷойи дӯстдоштаи меҳнаткашон»** (оид ба китобхонаи шаҳрӣ), **«Тайёрии хонандагон»** (ба Иди Якуми Май), «**Выставка оид ба нақшакашӣ», «Экскурсияи шавқовар», «Ин роҳҳо кай дуруст мешаванд?», «Сафи комсомол меафзояд», «Баччагони хушбахт», «Барои номаи камол», «Баромади ҳаваскорони ҷавон», «Хизматрасонӣ беҳтар карда шавад!»** ва ғ. чандин ахбору дархост интишор медиҳад, ки то кучоҳо ҷӯёву пӯё будани ҷавони хомакашро равшан мегардонанд.

**Дар давоми солҳои донишҷӯйӣ** (1956 – 1961), табиъист, ки паҳнои ҷӯйишу пӯйиш ва дидаву навиштаҳои Аълохон Афсаҳзод густардатар мегардад, аз зинаи мактаби миёна то донишгоҳи олӣ қадаме пеш рафтанаш, аз сода ба мураккабтар наздик омаданаш, донишу малакаи бештару васеътари касбӣ (филологӣ) пайдо намуданаш аёнтар зуҳур мекунад. Чунончи, дар ин марҳалаи кӯтоҳи тақдирсозу раҳнамо пайиҳам чандин офаридаи шогирдона, вале пухтаву суфтаи илмӣ – оммавии мавсуф – **«Аз се баҳр гузашта…»** (ҳамроҳи Х.Шарифов; таассурот аз тамошои кинофилми «Аз се баҳр убур карда…»), **«Ҳамеша дар баҳри ҳаёт»** (аз рӯзгори донишҷӯёни донишгоҳ), **«Гогол ва хонандаи тоҷик»** (ҳамроҳи Ҷ.Азизқулов), **«Баъзе хусусиятҳои луғати «Чароғи ҳидоят», «Ҷавонии республикаро дидем»** (таассурот аз тамошои филми бадеъии «Одам пӯсташро дигар мекунад), **«Сатрҳои муҳаббат»** (дар бораи ашъори Розия Озод), «**Ба мактабҳо рафтанд»** (дар хусуси таҷрибаомӯзии донишҷӯён), **«Нависандаи ҳақиқатнигор»** (оид ба ҳаёту навиштаҷоти нависандаи бузурги ҳинд Премчанд), **«Фарзанди комсомол»** (ҳамроҳи Ғ.Ҷӯраев; аз рӯзгори собиқадори комсомол Аҳмадҷон Исмоилов), **«Пандҳои пири хирад»**

(ҳамроҳи М.Хоҷаев; оид ба панду ҳикматҳои Аҳмади Дониш), **«Иҷоранишин»** (таассурот аз тамошои намойишномаи ҳамноми театрии Файзулло Ансорӣ), **«Байраҷи Кова»** (андешаҳо дар хусуси филми бадеъии «Байраҷи оҳангар»), **«Шоъири мӯътабари мо»** (портрети эҷодии Муҳаммадҷон Раҳимӣ) ва ғ. дар маркази ҷумҳурӣ ба табъ мерасанд, ки нигоҳи ҷиддитару доманадортари олимона ва талоши босамари ҷавоне навомӯзу навпардозро таҷассум менамоянд, азми минбаъд аз кадом шохаву пайраҳаҳои эҷодӣ қадам заданашро муъайянтар месозанд.

Ниҳоят, дар ҳамон айём, аниқтараш, дар охирҳои **соли 1959**, дар баробари навиштаҳои дигараш, ду хабарномаи муфассал – **«Ёдгориҳои ҳазорсола»** (журнали «Машъал», 1959, №9, саҳ. 2 – 3) ва **«Ганҷинаи маданияти тоҷик»** (журнали «Занони Точикистон», 1959, №11, саҳ.12 – 13)-и ӯ мунташир мегарданд, ки дар хусуси дастовардаҳои ҳафриёти бостоншиносии Панҷакати Қадим ва дороиҳои Музейи навтаъсиси ҷумҳуриявии таърихӣ – кишваршиносии ба номи Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ сухан ронда, нахустин иртиботу мулоқоти равониву маънавии ӯро бо зодгоҳи бостониву падаркалони ҷаҳониаш таъмину тақдим медоранд.

Ана, **аз ҳамон давра, Аълохон Афсаҳзод барои дидану шинохтани Устод Рӯдакӣ ва муҳити зисту эҷодаш барои худ равзанаи кӯчаке кушода, оҳиста - оҳиста, зина ба зина, вале пайваставу эътиқодмандона ва самарабахшу ҳадафгирона вусъаташ мебахшад.**

**Аълохон Афсаҳзод** минбаъд, **аз соли 1961** (корманди илмии Институти шарқшиносӣ ва мероси хаттӣ шудан) **то 1999** (соли фавти нобаҳангомаш), дар соҳаҳои мухталифи филологияи тоҷик чирадасту мумтоз шуда бошад ҳам, **лаҳзае шуғли шинохтану шиносонидан ва омӯхтану омӯзонидани Устод Рӯдакиро фаро нагузоридааст** ва дар ҳар мавриду мавқеъи муносиб рӯй бар он овардааст.

Чунончи, соли 1971 **«Шарҳи ҳоли Рӯдакӣ дар «Баҳористон»- и Ҷомӣ»,** соли 1974 **«Баҳсе, ки давом дорад»,** соли 1976 **«Манбаъи пурбаҳо оид ба водии Зарафшон»,** соли 1978 **«Баҳсҳо оид ба Рӯдакӣ дар асри XV»**, соли 1983 **«Соҳибқирони шоъирӣ»** ва соли 1986 **«Рӯдакӣ»** ном мақолаҳояшро пешкаши ҳамагон медорад, ки мавзӯъи баҳсашон аз унвонашон ҳувайдост.

Ҳамчунин, солҳои 1987 ва 2001 **«Адабиёти тоҷик. Китоби дарсӣ барои талабагони синфи 8»** ва солҳои 1988, 1991, 2003 **«Адабиёти тоҷик. Китоби дарсӣ барои талабагони синфи 9»** дар таълифи Аълохон Афсаҳзод аз чоп баромаданд, ки бо маълумоти муфассал дар боби Устод Рӯдакиву муҳити зисти ӯ ҳусни оғоз ёфтанашон амре табиъист.

Асару мақолаву тақризномаҳои **«Саҳми олими намоёни тоҷик»** (ҳамроҳи Н.Маъсумӣ ва дигарон, 1972), **«Мизони сухан»** (1972), **«Дӯст ва сабақомӯз»** (1975), **«Дарахти борвар»** (1981), **«Академик Абдулғанӣ Мирзоев»** (1985) ва **«Марди фарзона»** (1988) дар хусуси навиштаву комёбиҳои Рӯдакишиносоне чун А.Мирзоев, И.С.Брагинский, Х.Мирзозода, Р.Ҳодизода сухан ронда, **«Маҳаки истеъдод»** (1973) оид ба драмаи «Рӯдакӣ»-и Сотим Улуғзода ва **«Бобоҷон Ғафуров ва пажӯҳиши Рӯдакӣ»**

(1997, 1999) дар боби дастовардаҳои ховаршиноси номӣ дар соҳаи шинохти Рӯдакӣ маълумоти муфассал медиҳанд.

Аълохон Афсаҳзод соли 1970 котиби илмии Анҷумани **«Солонаи Рӯдакӣ»** интихоб гардида, дар баргузории ҷаласаҳои анҷуман дар шаҳрҳои Душанбе, Хуҷанд, Кӯлоб, Панҷакат ҳиссаи сазовор гузоридааст ва як даста маърӯзаҳои муфиду муҳимми Рӯдакишиносонро ҷамъ овардаву бо таҳриру такмили даркорӣ соли 1978 дар маҷмӯъаи **«Ёдбуди Устод Рӯдакӣ»** дар дастраси умум қарор додааст, ки саҳми дигаре дар тарғиби ному каломи шоъири бузургвор мебошад.

Аълохон Афсаҳзод соли 1984 дар шаҳри Боку (ҳамроҳи адабиётшиноси тоҷик Мирзо Муллоаҳмадов) ба забони озарӣ **«Нафаси гарм. Аз Рӯдакӣ то Лоиқ»** ном тазкираи намунаҳои шеъри тоҷикӣ, соли 1986 дар Душанбе асари нодири таърихӣ–этнографии **Абдураҳмони Мустаҷир «Рӯзномаи сафари Искандаркӯл»**-ро, ки дар хусуси зодгоҳи Рӯдакӣ маълумоти нотакроре медиҳад, мунташир сохта, дар имтидоди тамоми фаъолияти эҷодӣ дар ҷавҳари бисёр асару мақолаҳои дигари судманди худ, аз ҷумлаи **«Давлатшоҳи Самарқандӣ ва тазкираи ӯ»** (1974), **«Калила ва Димна»** (1981), **«Назира»** (1984), **«Пандномa»** (1984), **«Адабиёти дарборӣ»** (1988), **«Адабиёти дидактикӣ»** (1988), **«Адабиёти классикӣ»** (1988), **«Адабиёти форс - тоҷик»** (1988), **«Андарз» (**1988), **«Андарзнома»** (1988), **«Китобхонаи Сомониён»** (1989), **«Мирзоев Абдулғанӣ Муҳаммадович»** (1989), **«Фирдавсӣ ва суннати андарзофаринӣ»** (1994, 1995) ва ғ. ҳатман маводу мадракеро аз осори Рӯдакӣ ба кор бурдаву ягон лаҳза ва ё ҷанбаи рӯзгору офаридаҳои шоъирро равшану мукаммалтар гардонидааст, ки самти дигари саргармиҳои Рӯдакишиносии ӯро нишон медиҳанд.

Ниҳоят, соли 2003 дар нашриёти «Адиб»-и шаҳри Душанбе рисолаи муфассалу мудаллали устод Афсаҳзод **«Одамушшуъаро Рӯдакӣ»** (дар ҳаҷми 304 саҳифа) аз чоп баромад, ки аз ҷиҳати хронолияи таълиф охирин асари бузургҳаҷми марҳум буда, матнашро худи устод пеш аз фавташон барои нашр омода сохта буданд, ки нақду баррасии қиёсии он баҳси ҷиддии алоҳидаеро тақозо мекунад.

Алҳол ҳамин қадар афзудан кофист, **ки устод Аълохон Афсаҳзод бо фарҷоми кору ҷусторҳои заҳматписанди мавсуф ва таълифи рисолаи фарогири мазкур марҳалаи навбатии Рӯдакишиносии ҷаҳониро ҷамъбаст намуда, барои рушду давоми марҳалаи навини он раҳ кушодааст** ва бад-ин васила ба занҷири заррини рисолаву мақолаҳои мутаъаддиди худ як ҳалқаи дигари рангин, вале асосиву бунёдиро зам намуда, дигарбора хостаасту тавонистааст исбот кунад, ки барҳақ «Устод Рӯдакиро муосиронаш ва суханварони баъдина зери унвонҳои ифтихории қофиласолори назми форсӣ, соҳибқирони шоъирӣ, устоди шоъирони ҷаҳон, султони шоъирон, одамушшуъаро, муқаддамушшуъаро, муқаддимаи шуъаро ва амсоли инҳо ёд мекунанд. Ин, аслан, эътирофи умум аст, ки имрӯз Устод Рӯдакиро сардафтар ва асосгузори адабиёти форсу тоҷик меномем. Гурӯҳе гумон мекунанд, ки асосгузор ва сардафтари адабиёт будани Устод Рӯдакӣ, гӯё, маънои онро дорад, ки вай бояд нахустин касе бошад, ки аввалин бор ба

тоҷикӣ шеър гуфтааст. Ин ақида дар давоми 800 соли ахир пайваста такрор шудааст, ки фикри саҳеҳ нест, зеро қабл аз Устод Рӯдакӣ ҳам шеъру адабиёти тоҷик вуҷуд дошт. **Асосгузор ва сардафтари адабиёт будан аслан маънии қабл аз дигарон асар навиштанро надорад. Устод Рӯдакӣ бо хидматҳои бузургаш ба ин мақоми шойистаи таърихӣ соҳиб шудааст**, ки ин рисола (-- «Одамушшуъаро Рӯдакӣ»- А.Р.) **барои равшан кардани баъзе ҷиҳатҳои он навишта гардид».**

**Душанбе,**
**10.XI.05.**

МУНДАРИҶА

**Боби дувум**
**Зиндагиномаи Устод Рӯдакӣ**



**Боби савум**
**Осори дастраси Устод Рӯдакӣ**



**Боби чаҳорум**
**Муҳтавойи осори Устод Рӯдакӣ**